**Фахриддин Алии Сафӣ**

# ЛАТОИФУТТАВОИФ

*Таҳия, пешгуфтор, шарҳи луғатҳо ва тавзеҳоти*
*Абдушукури Абдусаттор*
*Бурҳон Сайфиддинов*

**Душанбе**
**«Адиб»**
**2011**

ББК 84 Тоҷик 7-4
С-35

Муҳаррир *Мубашшир Акбарзод*

С-35 **Фахриддин Алии Сафӣ. Латоифуттавоиф**.
– Душанбе, «Адиб», 2011, 336 с.

Латоифуттавоиф маҷмӯаи латифаҳое аз ҳаёти шоирону адибон, ҳокимон ва баъзе сиёсатмадорони замони муаллифро дар бар мегирад, ки бори аввал дар шакли комил ба табъ мерасад.

ISBN 978-99947-2-103-0

## ПЕШГУФТОР
## Фахриддин Алии Сафӣ ва «Латоифуттавоиф»-и ӯ

Фахриддин Алии Сафӣ фарзанди нависанда ва воизи маъруфи асри XV Ҳусайн Воизи Кошифӣ мебошад. Ӯ низ монанди падари худ адиби тавоное буда, дар ривоҷи насри форсу тоҷик саҳми муассире гузоштааст.

Фахриддин Алии Сафӣ, чунонки дар китоби худ «Рашаҳоти айнулҳаёт» мегӯяд, соли 1463 дар Сабзавор дар хонаводаи Ҳусайн Воизи Кошифӣ ба дунё омадааст. Баъди ба Ҳирот кӯчидани хонаводаи Ҳусайн Воиз Алии Сафӣ дар ин шаҳр дар ҳузури ду шахсияти бузурги замони худ – Абдурраҳмони Ҷомӣ ва Абдулғафури Лорӣ бо фарогирии илмҳои маъмули замон машғул гардидааст. Маъхазҳои адабӣ – таърихӣ инчунин дар бораи хешовандии Ҷомиву Алии Сафӣ ишораҳо кардаанд ва дар асарҳои худи ӯ низ ин масъала тасдиқ карда шудааст.

Ҷузъиёти зиндагии Алии Сафӣ дар маъхазҳои адабӣ – таърихӣ муфассал зикр нагардидааст. Мувофиқи ахбори сарчашмаҳо ва осори худи Алии Сафӣ маълум мегардад, ки ӯ ҷуз Абдурраҳмони Ҷомиву Абдулғафури Лорӣ бо пешвоёни маслаки Нақшбандияи тасаввуф Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрор ва Хоҷа Калон низ робита доштааст ва ду маротиба дар солҳои 1483 ва 1485 ба Самарқанд ба хидмати Хоҷа Убайдуллоҳи Аҳрор рафта будааст.

Тибқи ахбори Соммирзои Сафавӣ дар «Тӯҳфаи Сомӣ» ва Муҳаммадамини Табрезӣ Алии Сафӣ муддате дар масҷидҳои Ҳирот бо касби падари худ – вазъгӯӣ машғул шуда, пас аз ғалабаи Убайдуллохони Шайбонӣ бар Ҳирот солҳои 1531-1532 ва раҳоӣ аз муҳосираи яксолаи Ҳирот аз тарафи Убайдулохон ба Ғурҷистон сафар намудааст.

Бино ба шаҳодати осори худи Алии Сафӣ ва ахбори маъхазҳои адабӣ – таърихӣ ӯ тақрибан 70 сол зиндагӣ карда, соли 1531 дар Ҳирот даргузаштааст.

Ба қалами Алии Сафӣ дар ҳудуди даҳ асарро нисбат додаанд, вале аз ҷумлаи онҳо мансубияти ҳашт асар – «Рашаҳоти айнулҳаёт», «Латоифуттавоиф», «Маснавии «Маҳмуд ва Аёз», «Ҳарзуламон мин фитаниззамон», «Кашфуласрор», «Анисулорифин», «Одобуласҳоб» ва «Луғати Алии Сафӣ» ба назари мо мӯътамад менамояд. Мавҷудияти ду асари дигари Алии Сафӣ, яъне «Рисола дар махориҷи ҳуруф» ва «Девони ғазалиёт»-и ӯ исбот нашудааст ва то ҳол нусхае аз он асарҳо ба даст нарасидааст. Дар ҳар ҳол шояд асарҳои дигари ин нависанда низ дар китобхонаҳои кишварҳои гуногун маҳфуз бошанд, ки кашф нашуда ва аз назари муҳаққиқон пинҳон монда бошанд.

Номгӯи теъдоди осори фикрии Алии Сафӣ аз он гувоҳӣ медиҳад, ки ӯ чун падари худ олиму воиз, фақеҳу муҳаддис, муфассири Қуръон ва шоиру нависандаи замони худ ҳисоб меёфтааст. Бо вуҷуди ин бояд гуфт, ки ӯ дар таърихи адабиёти форсу тоҷик қабл аз ҳама бо асари камназири худ – «Латоифуттавоиф» мақом ва мартабаи хос пайдо намудааст.

«Латоифуттавоиф» аз лиҳози сохтори худ аз 14 бобу фаслҳои марбутаи он иборат буда, дар назари аввал маҷмӯаи латифаҳоро мемонад. Бо вуҷуди ин ҳарчанд ин асар дар пайравии «Ҷавомеъулҳикоёт»-и Муҳаммад Авфии Бухороӣ, «Ахлоқулашроф» ва «Рисолаи дилкушо»-и Убайди Зоконӣ ва амсоли онҳо таълиф гардидааст, дорои хусусиятҳои хоси худ буда, аз ҷумлаи намунаҳои оригиналии насри классикии адабиёти форсу тоҷик ба шумор меравад. Аз лиҳози сохтору таркиб сохти оригиналӣ ва тозаи «Латоифуттавоиф» ва тозагии сабки он дар шакли мунозира ва мубоҳиса навишта шуданаш мебошад, ки дорои сабки махсуси иншо ва нигориш аст. Ҳамчунин дар шакли маҷмӯаи латоиф аз рӯи мавзӯъ ба фаслу бобҳои алоҳида ҷудо шудани ин асар мувофиқи завқу салиқаи нависанда таълиф шудани он, яклухтӣ, ягонагӣ ва оригиналӣ будани композитсияи онро муайян кардааст.

Принсип ва сохти фаслу бобҳои «Латоифуттавоиф» дар тамоми мавридҳо яксон нест. Фаслҳои аввали китоб ба латифаҳо дар бораи Пайғамбари ислом (с) ва дувоздаҳ имом бахшида шуда, дар оғози ҳар фасл муқаддимаи кӯтоҳ оварда шудааст. Фасли нахустини китобро метавон муқаддимаи назариявӣ барои раво будани ҳазлу мутоиба ҳисоб кардан мумкин аст. Ба иборати дигар муаллифи китоб дар фасли нахустини боби аввал дар ислом раво будани ҳазлу мутоибаро бо овардани мисолҳо аз ҳаёти Пайғамбари ислом (с), аҳли байти ӯ ва имомону авлиёи дин ва бо зикри оёту аҳодис исбот менамояд ва бо ин иқдом ба асари худ иҷозати қонуни он замонро медиҳад.

Тартиб ва ҷобаҷогузории бобҳои алоҳидаи асар низ тоза ва бесобиқа аст. Муаллиф латифаҳои китобро аз рӯи мансубияташон ба табақаҳои гуногуни ҷомеа ба бобҳои алоҳида ҷудо кардааст. Аз ин ҷост, ки аз рӯи тартиби табақаҳои иҷтимоии замони муаллиф ва мавқеи ҷамъиятии онҳо дар боби аввал ҳазлу мутоибаҳое омадаанд, ки бо Пайғамбари ислом (с) ва аҳли байти ӯ марбут мебошанд. Боби дуюм латифаҳои мансуб ба имоматро дар бар мегирад ва боби сеюм ба латифаҳои марбут ба имомон ихтисос дода шудааст. Дар фаслҳои марбути ҳар як боб хислат ва рафтору кирдори намояндагони табақаи муайяни ҷомеа тасвир мегардад. Масалан, дар боби ба подшоҳон бахшидашуда, ки «Дар зикри ҳикоёти латифаи мулук ва нукоти зарифаи салотин» унвонгузорӣ шудааст, дар даҳ фасли алоҳида хислатҳои бузургиву шаҳомати подшоҳон, тадбиру фаросат, ахлоқу ҳиммат, сиёсати девондорӣ, раҳму шафқат ва одоби мусулмонии онҳо нишон дода шудааст.

Маълум мегардад, ки дар замони Алии Сафӣ қозиёну фақеҳон ва аҳли дин мавқеи иҷтимоии бузург доштаанд ва аз ин сабаб дар «Латоифуттавоиф» зикри латифаҳои онҳо баъди латифаҳои подшоҳону вазирону аҳли дарбор дар боби ҳафтум омадааст.

Ҳамин тавр, аз рӯи тартиби мавқеи иҷтимоӣ дар бобҳои ҳаштум то чордаҳум низ зикри латифаҳои ҳакимон, шоирон, занону мардони зарифтабъ, бахилону пурхӯрон, тамаъкорону duzdon ва гадоён, кӯдакону

ғуломон ва канизон, аблаҳону даъвогарони пайғамбариву дурӯғгӯён идома меёбад.

Яке аз бузургтарин бобҳои асар аз лиҳози ҳаҷм боби нӯҳуми он аст, ки ба латифаҳои вобаста ба шоирон бахшида шудааст. Дар боби мазкур бештар латифаҳои марбут ба шоирони ҳамзамони муаллиф омадааст ва дар аксари латифаҳои он вазифаи асосии шаклсозро иҷро намудааст. Дар ин боб дар рафти баёни латифаи ба ин ё он шоир бахшидашуда андешаҳои муаллиф дар бораи шеъри шоир ва ҳунари шоирии вай низ баён карда шудаанд ва аз ин ҷиҳат ин боб аҳамияти накди шеър ва шеършиносиро низ касб кардааст.

Дар баробари он ки вазифаи ҳар як латифаи асар ҳазлу мутоиба ва ба шодиву фараҳ овардани дилу табъи хонанда аст, дар паи он ҳадафи тарбиявӣ ва ибратомӯзӣ ҳам ниҳон аст, ки хонанда аз нуқсонҳои ахлоқӣ ё маънавии қаҳрамонони асар ибрат омӯзад ва онҳоро дар зиндагии хеш такрор насозад.

Хусусияти муҳимми дигари шаклӣ ва сохтории «Латоифуттавоиф» аз он иборат аст, ки муаллиф аз рӯи зарурат дар ҳар ҷои асар алфозу таъбирот, ҷумлаҳои арабӣ, амсолу ҳикам ва оёту аҳодисро меорад. Гумони ғолиб он аст, ки чунин иқтибосҳои арабӣ бо таъсири маъхазҳои асар ба вуҷуд омадаанд, зеро аксари китобҳое, ки Алии Сафӣ дар таълифи «Латоифуттавоиф» истифода бурдааст, дар асл ба забони арабӣ будаанд. Ҳатто баъзан мазмун ва моҳияти асосии латифаро иқтибоси арабӣ муайян мекунад ва бе донистани он дарки ҳадаф ва мақсади латифа имконнопазир аст.

Дар насри классикии форсу тоҷик истифодаи пораҳои манзум зимни нақли мақсад, аз зумраи хусусиятҳои сабкӣ ва услубии муаллифон будааст. Аз ин ҷост, ки Алии Сафӣ низ дар «Латоифуттавоиф» дар мавридҳои зарурӣ барои баёни матолиби мухталиф ва аҳдофу вазифаҳои гуногун аз пораҳои шеърӣ истифода бурда, ба ин васила арзиши адабӣ ва завқии асари худро муассиртару ҷолибтар намудааст. Бо вуҷуди ин иқтибоси пораҳои манзум дар тамоми фаслу бобҳои асар яксон нест ва бисёр фаслу бобҳое мавҷуданд, ки дар онҳо пораҳои манзум хеле кам истифода шудаанд ва ё тамоман ба назар намерасанд. Ин ҳолат бори дигар ба он далолат мекунад, ки муаллифи асар то ҳадде саъй кардааст, ки асолат ва моҳияти аслии латифаҳои онро нигоҳ дорад. Аз ин хотир метавон гуфт, ки шояд теъдоде аз пораҳои шеърии иқтибосшудаи форсӣ аз китобҳои форсӣ интиқол ёфта, иқтибосоти манзуми арабӣ дар маъхазҳои арабии «Латоифуттавоиф» ҳам вуҷуд доштанд ва муаллиф онҳоро аз маъхази аслӣ ба асари худ интиқол додаст.

Саъйи Алии Сафиро дар нигоҳ доштани услуби маъхазҳои «Латоифуттавоиф» дар истифодаи саҷъ низ мушоҳида кардан мумкин аст. Маълум мегардад, ки саҷъ ва насри мусаҷҷаъ хоси услуби умумии «Латоифуттавоиф» нест ва дар ин асар саҷъ ҳам бештар бо тақозои услуби маъхази аслии латифаҳо мавриди истифода қарор дода шудааст. Дар асл мавзӯи асосии асари Алии Сафӣ, ки латифаву зарофат,

ҳазлу мутоиба ва лутфи сухан аст, тақозо намудааст, ки насри он содаву мӯҷаз ва ба дарку фаҳми омма наздик бошад.

Сабки насри «Латоифуттавоиф» насри мурсал аст, ки зоҳиран сода ва мазмуни он наздик ба зеҳни хонанда, вале дар иншову нигориш душвору музайян аст. Истифодаи маъхазҳои зиёди арабию форсӣ аз дараҷаи донишмандии муаллиф ва огоҳии ӯ аз илмҳои роиҷи замони вай гувоҳӣ медиҳад.

Дар маҷмӯъ метавон гуфт, ки «Латоифуттавоиф»-и Фахриддин Алии Сафӣ аз лиҳози шаклу сохтор, мавзӯъ ва мазмуну мундариҷа асари мустақил ва ба зоти худ камназир буда, доманаи васеи ахлоқу одоб, сиёсату мамлакатдорӣ, шоириву суханшиносӣ, фақеҳиву қуръондонӣ, дину ирфон ва амсоли онҳоро фаро мегирад.

Бо вуҷуди ин ҳама ин асари арзишманду камназири насри классикии форсу тоҷик дар Тоҷикистон ҳанӯз дар шакли комил ба табъ нарасида ва хонандагони тоҷик аз шиносоӣ бо мӯҳтавои он бебаҳра мондаанд. Дуруст аст, ки бори нахуст ин китоб бо саъйи донишманди тоҷик С.Ҳалимов соли 1968 дар шакли мунтахаб бо номи «Мавлоно Фахриддин Алии Сафӣ. Латоифуттавоиф» чоп карда шуд. Вале ин чоп аввалан, мунтахаб буда, фаслу бобҳои он интихобан омадаанд. Сониян, се боби авали асар, ки зикри латоифи Пайғамбари ислом (с), аҳли байти ӯ ва имомону подшоҳон дар онҳо рафтааст, аз нашри С.Ҳалимов партофта шудаанд.

Соли 1977 матни русии ҳикоёти «Латоифуттавоиф» дар тарҷумаи С.Ховарӣ таҳти унвони «Фахриддин Али Сафи. Занимательные рассказы» ба табъ расид. Мутолиаи матни ин китоб ба хулосае меорад, ки он тарҷумаи айнии матни чопи С.Ҳалимов аст. Зеро дар матни русии С.Ховарӣ ҳам се боби аввали асар партофта шуда, фаслу бобҳои минбаъда айнан бо ҳам мувофиқат доранд.

Аз ин хотир метавон гуфт, ки ҳанӯз зарурати чопи матни комили «Латоифуттавоиф»-и Фахриддин Алии Сафӣ вуҷуд дорад ва бо дарназардошти ин зарурат ва арзиши бадеиву завқӣ ва тарбиявии ин асар тасмим гирифтем, ки матни комили онро барои чоп таҳия намоем.

Зимни таҳияи матни асар мо асосан ба чопе, ки бо муқаддимаву тасҳеҳу тавзеҳоти Аҳмад Гулчини Маонӣ дар Теҳрон ба анҷом расидааст ва то имрӯз нусхаи ягонаи комили чопии ин асар мебошад, такя намудаем.

Умед аст, ки чопи ҳозир, ки матни комили «Латоифуттавоиф»-и Фахриддин Алии Сафиро фаро гирифтааст, алоқамандон ва мухлисони насри классикии форсу тоҷикро бо мазмуну мӯҳтавои комили ин асари арзишманд ошно месозад. Ин китоб барои оммаи васеи хонандагон ва алоқамандони насри бадеии тоҷик таҳия ва нашр карда мешавад.

*Абдушукури Абдусаттор*
*Бурҳон Сайфиддинов*

# БОБИ АВВАЛ
# ДАР БАЁНИ ИСТЕҲБОБИ МАЗОҲ ВА ЗИКРИ БАЪЗЕ АЗ МУТОЙИБОТИ ҲАЗРАТИ ПАЙҒАМБАР БО ВАСИИ ХУД ВА АВЛОДУ АСҲОБ

## Фасли аввал
## Дар баёни истеҳбоби мазоҳ ва исботи он ки мутойибот аз ҷумлаи сунани марзия аст

Махфӣ намонад, ки дар аҳодиси саҳиҳа ва ривоёти сариҳа ворид шудааст, ки Ҳазрати Расул (с) бо авлоду азвоҷ ва асҳобу атфол мазоҳ мефармуданд. Ва саҳоба низ дар ҳузури он Ҳазрат бо якдигар мутойиба мекарданд ва Ҳазратро ба ханда меоварда. Ва ба субут пайваста, ки дар маҷлиси Ҳазрат ашъори бисёр мехонданд. Ҳазрат истимоъ мефармуду талаби зиёда мекард. Ва вақт буд, ки сад байт мехонданду ҳикоёту афсонаҳои гузаштагон дар маҷлиси Ҳазрат бисёр мегузашт. Ва гоҳ буд, ки Ҳазрат барои касони худ ба ҳикоёти пешиниён машғул мешуд.

* * *

Абдуллоҳ ибни Ҳорис ибни Ҷузъи Саҳмӣ[1] гуфтааст, ки надидам ҳеҷ аҳадеро, ки мазоҳ бештар аз Расул (с) карда бошад, валекин мазоҳи ӯ ҳама ҳақ буд. Ва ҳам ӯ гуфтааст, ки надидам ҳеҷ аҳадеро, ки бештар аз он Ҳазрат табассум карда бошад.

* * *

Ҷарир ибни Абдуллоҳ ал-Баҷалӣ[2] гуфтааст:

– Баъд аз он ки имон овардам, ҳаргиз бо он Ҳазрат мулоқот накардам, илло ки дар рӯи ман хандид.

Ба сиҳҳат пайваста, ки он Ҳазрат аз ҳамаи халоиқ мутабассимтар ва хушхӯйтар буд ва басти он ба ҳамаи мардумон расида буд.

* * *

Собит шудааст, ки рӯзе баъзе аз кибори саҳоба гуфтанд:

---

1. Абдуллоҳ ибни Ҳорис ибни Ҷузъ аз-Зубайдӣ ҳалифи Абӣ Видоъа ас-Саҳмӣ аз асҳоб аст, соли вафоти ӯро бо ихтилофи ривоёт 85 ва 87 ва 88 ҳ. навиштаанд ( Комил, чопи Лейдан, ҷ.4, с.114).
2. Ҷарир аз бузургони арабу саййиди қабилаи Баҷала буд ва дар соли даҳуми ҳиҷрӣ бо яксаду панҷоҳ кас аз қабилаи худ ислом овард ва чун марде баландболо ва зеборӯй буд, Умар ибни ал-Хаттоб ӯро Юсуф ҳозиҳилумма хитоб мекард. Соли вафоти ӯро Қозӣ Нуруллоҳ 42 ва Сипеҳрӣ 54 сабт кардааст (Маҷолис, с.104, Носиҳ, ҷ.2, китоби 2, с.457).

– Ё Расулаллоҳ, ту бо мо мазоҳ бисёр мекунӣ, яъне ин тариқа муносиби мансаби нубувват наменамояд.

Он Ҳазрат фармуд:

– Ба дурустӣ, ки ман намегӯям илло сухани рост. Ва мефармуд, ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло мазоҳи ростро муохиза намефармояд.

Ва собит шуда, ки он Ҳазрат фармуд:

– Вой бар касе, ки сухани дурӯғ гӯяд, то ба он сабаб қавмеро бихандонад. Ва ду бор фармуд, ки вой бар вай.

Уламо гуфтаанд, ки ин ҳадис далел аст, бар он ки агар касе дар мазоҳ ба сухани рост мардумро бихандонад, боке нест. Ва он чи дар ҳадис оварда шуда, ки муҷодала ва мазоҳ макун бо бародари мӯъмини худ, мурод он аст, ки дар мазоҳ муболиға макун ва онро сифату одати худ масоз, чи мазоҳи доим сабаби хандаи бисёр асту он мӯҷиби сахтии дил ва ғафлат аст. Аз зикри Худои таборак ва таъоло ва ғолиб он аст, ки чун касе дар мазоҳ ифрот кунад ва аз ҳад бигзаронад, муфзӣ[1] шавад ба изо ва иҳқор[2] ва озори бародари мӯъмин ва арзу виқору маҳобати мазоҳкунандаро бубарад. Аммо он чи аз ин умур солим бувад, ҷойиз бувад, балки мустаҳаб аст, зеро ки мӯҷиби тафреҳи қулуб ва татйиби[3] нуфуси ихвон ва сабаби унсу улфат ва меҳру муҳаббати дӯстон аст ва дар ахбор ворид шуда, ки Пайғамбар фармуда, ки мӯъмин мазоҳкун ва ширинсухан бошад, на мунофиқу турушрӯйу гиреҳабрӯй.

Ва Ҳазрати Амиралмӯъминин (а) фармуда, ки ҳеҷ боке нест, агар касе чандон мазоҳ кунад, ки аз бадхӯӣ ва турушрӯйӣ берун ояд.

Шайх Фаридуддини Аттор[4] гӯяд:

Чу Исо бош хандону шукуфта,
Ки хар бошад турушрӯю гирифта.

**Фасли дувум**
**Дар мутойибаи он Ҳазрат бо васии худ**

Аз баъзе фузало истимоъ афтода, ки мегуфт:

Дар китоби мӯътабар дидаам, ки рӯзе Ҳазрати Расул (с) бо

1. Муфзӣ – бар вазни муфтӣ: расонанда ва мубошираткунанда (Ғиёс).
2. Иҳқор: кӯчак шумурдан (ал-Мунҷид).
3. Татйиб бар вазни таҳзиб: хуш кардан, хушбӯ кардан, пок кардан (Канз).
4. Зикраш хоҳад омад.

Ҳазрати Амир (а) нишаста буданду бо ҳам хурмо мехӯрданд. Ва ҳар хурмо, ки он Ҳазрат мехӯрд, пинҳон аз Ҳазрати Амир донаи онро пеши вай мениҳод. Чун хурмо тамом шуд, пеши Ҳазрати Амир донаи бисёр ҷамъ шуда буду пеши он Ҳазрат ҳеҷ набуд. Пас он Ҳазрат бар сабили мазоҳ ба Ҳазрати Амир гуфт:

– Ҳар кӣ донаи бисёр пеши ӯ ҷамъ шуда бошад, пас ӯ бисёр хӯрдааст.

Ҳазрати Амир дар ҷавоб фармуд:

– Ҳар кӣ донаҳоро тановул карда, ӯ хӯрандатар аст.

Аз ҷумлаи мутойиботи он Ҳазрат аст нисбат ба Ҳазрати Амир (а), он ки ӯро Абу Туроб куният ниҳод, яъне «Падари Хок» ва се қавл дар сабаби ин куният ба назар расидааст.

**Қавли аввал.** Дар «Саҳеҳи Бухорӣ» аз Саҳл ибни Саъд[1], ки гуфт:

– Ҳазрати Амирро ҳеҷ ном хуштар аз Абу Туроб наёмад ва чун вайро бад-ин ном хондандӣ, фараҳнок шудӣ.

Аз Саҳл пурсиданд, ки Ҳазратро кӣ бад-ин ном хонд?

Гуфт:

– Рӯзе Расулуллоҳ ба хонаи Фотима даромаду Амирро надид. Пурсид, ки писари аммам куҷост?

Фотима гуфт:

– Миёни ману ӯ чизе воқеъ шуду бар ман хашм гирифт.

Гуфт:

– Қайлула[2] накардаам, акнун надонам ба куҷо рафта.

Он Ҳазрат кас фиристод, то хабаре биёварад.

Он кас омаду гуфт:

– Дар масҷид асту такя карда.

Ҳазрати Расул (с) бар сари вай омад. Дид, ридо аз дӯши муборакаш афтода ва як ҷониби ӯ хоколуд шуда. Пеши вай бинишасту ба дасти муборак хокро аз китфи вай дур фармуд ва аз рӯи инбисот гуфт:

– Қум, ё Або Туроб (Бархез, эй Абу Туроб).

**Қавли дувум.** Соҳиби «Кашфулғамма»[3] аз «Маноқиб»-и

---

1. Абулаббос Саҳл ибни Саъд ибни Молик ибни Холид ас-Соидӣ ал-Ансорӣ вопастарин кас аст аз асҳоб, ки дар Мадина боқӣ буд, муддати умраш 96 сол ва ба ривояте сад сол буд ва дар санаи 88 ҳ. вафот ёфт (Комил, ҷ.4,с.423).
2. Қайлула: хоб кардан дар чоштгоҳ (Мунтахаб).
3. Баҳоуддин Алӣ ибни Исои Арбилӣ вафоташ дар соли 693 ҳ. аз шуарову куттоб ва муҳаддисину муншиёни шиъии Ироқ аст, ки дар Бағдод қабл аз истилои тотор ва баъд аз он машғили девонӣ дошта…

Абулмуайяди Хоразмӣ[1] ба ривояти Ибн Аббос[2] оварда, ки чун Расулуллоҳ дар соли аввали ҳиҷрат миёни муҳоҷир ва ансор ақди муохот андохт, ҳазрати Амирро бародаре таъйин нафармуд. Ҳазрати Амир малул шуду аз масҷид берун омад ва роҳи саҳро гирифт. Дар саҳро ҷӯе борик буд, ки хушк шуда буд. Ба он ҷо даромада, паҳлӯ бар замин ниҳод ва аз ғояти малол ба хоб рафт ва қадре хок тани Амирро, ки бараҳна шуда буд, олуда сохт. Он Ҳазрат, ки Амирро ғоиб дид, ба нури фаросат донист, ки малул шуда. Аз ақиби ӯ равон гардида, ӯро дар хоб ёфт. Бинишасту хок аз танаш пок фармуда, гуфт:

– Қум, ё Або Туроб. Дар хашм шудӣ, ки туро бо касе бародарӣ надодам. Валлоҳ, ки туро барои худ захира карда. Оё ту розӣ нестӣ, ки бошӣ аз ман ба манзалаи Ҳорун аз Мӯсо, зеро ки баъд аз ман ҳеҷ Пайғамбаре нест.

Ё Алӣ, ҳар кӣ туро дӯст дорад, амну имон гирди ӯ дар ояд ва ҳар кӣ туро дӯст надорад, Ҳақ таъоло ӯро бимиронад ба марги ҷоҳилият.

Қавли севум. Махдумии устодӣ Атоуллоҳ ал-Ҳусайнӣ[3] алмуҳаддис (раҳ) дар «Равзатулаҳбоб» оварда аз Аммори Ёсир[4], ки гӯяд дар ғазваи Зулашира, ки дар соли дувум аз ҳиҷрат воқеъ шуд, ман дар рикоби ҳумоюни Амир (а) будам. Ҳар ду дар пои дарахти хурмое ба хоб рафта будем дар замини регистон. Расул (с) бар болини мо омаду моро бедор карда, Амирро гуфт:

– Қум, ё Або Туроб ва ба ривояте он ки фармуд:

– Иҷлис, ё Або Туроб ва ба ривояте он ки гуфт:

---

1. Абилмуайяд Муваффақ ибни Аҳмади Хоразмӣ вафоташ дар 634 ҳ. муаллифи китоби «Маноқиби Алӣ ибни Абитолиб» (а).
2. Абдуллоҳ ибни Аббос ибни Абдулмуталлиб аз аозими саҳобаи Пайғамбар ва афзали авлоди Аббос ва муриду таломизи ҳазрати Амиралмӯъминин буда, баъд аз он ки Абдуллоҳ ибни Зубайр ӯро аз Макка ихроҷ кард, ба Тоиф рафт ва аз он ҷо ба дорулбақо шитофт, дар санаи 68 ҳ. ва Муҳаммад ибни Ҳанафия бар ӯ намоз гузорид (Комил, ч.4, с.245, Носих, ҷ.2, китоби 2, с.519, Маҷолис, с.80).
3. Амир Ҷамолиддин Атоуллоҳ ибни Маҳмуд ибни Фазлуллоҳ ибни Абдурраҳмон аш-Шерозӣ мутаваффӣ ба соли 926 дар Ҳирот. Аз уламои бузурги ҳадис дар замони Султон Ҳусайн Мирзо Бойқаро буда ва китоби машҳури ӯ ба номи «Равзатулаҳбоб фӣ сирати-н-набиййи ва-л-Оли ва-л-асҳоб» дар олами ташаййуъ мақоме арҷманд дорад (Ҳадиятулорифин, ч.1, с.664) (Ҳабибуссияр, ҷ.4, с.358).
4. Аммори ибни Ёсир бинни Омир ибни Молик ибни Канонатуланасӣ аз ҷумлаи муҳоҷирини аввалин ва дар шумори касонест, ки бо ишорати Ҳазрати рисолатпаноҳ (с/с) бар вай намоз гузор-д ва ба дасти мубораки худ ӯро мадфун сохт. Даврони умраш 93 сол буд ва соли шаҳодаташ 37 ҳ. ва мадфанаш Сифин (Табақотулкабир, ҷ.3, с.176).

– Мо лака, ё Або Туроб (Ба ту чӣ шуд, эй Абу Туроб)? Баъд аз он фармуд: Хабаре диҳам туро, ё Алӣ:

Бадбахттарини мардум ду касанд: яке он ки ноқаи Солеҳро пай кард; дигаре он ки маҳосини туро ба хуни ту ранг намояд ва дасти ҳақпараст бар сару рӯи он Ҳазрат кашид.

## Фасли севум
## Дар мазоҳи он Ҳазрат бо Имом Ҳасан

Ба сиҳҳат расида, ки Расул (с) дар туфулияти Имом Ҳасан бо вай мубосатат мефармуду забони мӯҷизбаёнро аз даҳон ба вай менамуд. Ва чун Имом Ҳасан сурхии забони он Ҳазратро медид, хандону шодон мегардид.

* * *

Аз Ибни Аббос ба сиҳҳат расида, ки рӯзе Расул (с) Имом Ҳасанро бар дӯши муборак савор фармуда, ба ҳар тараф роҳ мерафт. Мардум ҳозир буд. Имом Ҳасанро гуфт:

– Савор шудаӣ нек маркабро.

Ҳазрати Расул фармуд:

– Ӯ низ нек савор аст.

* * *

Дар ахбор омада, ки рӯзе Имом Ҳасан дар тифлӣ Ҳазрати Расулро гуфт:

– Эй ҷадди бузургвор, мехоҳам, ки бар уштуре савор шаваму ҳар тараф биронам.

Ҳазрат фармуд:

– Чун бошад, агар ман шутури ту шавам?

Имом Ҳасан гуфт:

– Бағоят некӯ бошад.

Пас Ҳазрат вайро бар дӯши мубораки худ нишонда, аз ин гӯшаи ҳуҷра бад-он гӯша мерафт ва вақти он Ҳазрат бағоят хуш гашта буд.

Дар он ҳол Ҳазрати Имом Ҳасан гуфт:

– Эй ҷадди бузургвор, шутуронро маҳор бошад. Ва шутури ман маҳор надорад.

Ҳазрат ҳар ду гесӯи мушкбор ба дасти вай доду фармуд, ки ин мӯйҳо маҳори ту бошад. Пас Имом Ҳасан ҳар ду гесӯи он Ҳазрат ба даст гирифту Ҳазрати Расулро кайфияти ҳол зиёда гашт.

Боз Имом Ҳасан гуфт:

– Эй ҷадди бузургвор, шутурон овоз бароранду «аф» кунанд ва шутури ман «аф» намекунад.

Ҳазратро аз ин сухан кайфияти бағоят азим рӯй намуда, овоз бардошту «аф» кард. Дар ин вақт Ҷабраил дар Сидратулмунтаҳо худро ба ҳуҷраи тоҳираи он Ҳазрат расониду гуфт:

– Ё Расулаллоҳ (с), забон нигоҳ дор, ки ба як «аф» гуфтани ту дарҳои раҳмати илоҳӣ во шуд ва лаҷҷаҳои мағфирати номутаноҳӣ ба ҷӯш омада, мавҷ ба авҷ расонид ва ба иззати раббулизза, ки агар як бори дигар «аф» кунӣ, халқи аввалину охирин аз азоб халос ёбанд ва табақоти ҳафтгонаи дӯзах абадулабадайн холӣ монад.

Мавлоно Ҷалолуддини Румӣ дар ин маънӣ фармудааст:

Боз нигоҳ мекунад, чун шутурон маҳори ман,
Ёркашист кори ӯ, боркашист кори ман.
Уштури масти ӯ манам, хорпарасти ӯ манам,
Гоҳ кашад маҳори ман, гоҳ шавад савори ман.
Уштури ман чу аф кунад, в-аз сари завқ каф кунад,
Ҳар ду ҷаҳон талаф кунад дар кафи шаҳсавори ман.

## Фасли севум
## Дар мазоҳи он Ҳазрат бо Имом Ҳусайн

Дар китоби «Истиъоб»[1] аз Ибни Сахр[2] ривоят аст, ки гуфт:

– Чашми ман дида ва гӯши ман шунида, ки рӯзе Расул (с) ҳар ду дасти Имом Ҳусайн (а)-ро гирифта буд. Дар пеши рӯи худ ва мукаррар мефармуд, ки: «Туруқ, ё айнал-буқҳ»[3], яъне фароз ой, эй чашми пашша. Ва дар араб расм аст, ки чун тифлро ба хурдӣ ва ҳақоратиҷусса сифат кунанд, «айнулбуқҳ» гӯянд. Ва чун ин иборат мукаррар фармуд, Имом Ҳусайн (а) чунонки аз нардбон боло раванд, аз пеши рӯи он Ҳазрат ба мададди вай боло рафт, то вақте ки қадамҳои вай ба синаи муборакии он Ҳазрат расид. Пас Ҳазрат фармуд:

– Бигушой даҳони худро. Пас даҳони ӯро бибӯсиду фармуд, ки: «Аллоҳумма, уҳиббуҳу, фаиннӣ уҳиббуҳу».

---

1. Ал-Истиъоб фӣ маърифатиласҳоб; таълифи Ҳофиз Ҷамолиддин Абӯ Умар Юсуф ибни Абдуллоҳ ибни Муҳаммад ибни Абдулбар ибни Осим ан-Намрӣ (368-463 ҳ.) «Ҳадиятулорифин», ҷ.2, с.550.
2. Мақсуд Абу Ҳурайра аст, ки номи вай дар ҷоҳилият Абду Шамс ибни Сахр буда (Ал-Исоба фӣ тамйизи-с-саҳҳоба, ҷ.7, с.199, таълифи Ибн Ҳаҷар ал-Асқалонӣ «773-852» чопи Миср).
3. Иборати Расули акрам (с) ба ривояти Абу Ҳурайра ва забти ибни Ҳаҷари Асқалонӣ чунин аст: Ҳизқатун-ҳизқатун туруқ айна букка (Исоба, ҷ.2, с.12);
Ҳизқун ва ҳизкатун: кӯтоҳқаде, ки гом наздик ниҳад (Мунтаҳийулараб).

* * *

Ба сиҳҳат расида, ки Яъло ибни Мурраи Омирӣ[1] гуфт:

– Берун омадам бо Расул (с) бо даъвате ва Ҳазрат дар роҳ Имом Ҳусайнро дид, ки бо атфол бозӣ мекард. Мутаваҷҷеҳи ӯ шуд ва ӯ аз Ҳазрат гурехту дар ақиби мардум пинҳон гашт ва Ҳазрат ӯро пайдо кард, дар ҳолате ки табассум менамуд. Боз Имом Ҳусайн аз Ҳазрат гурехт. Боз Ҳазрат ӯро пайдо кард ва бигирифту даҳон бар даҳонаш ниҳод ва фармуд, ки Ҳусайн аз ман аст ва ман аз Ҳусайнам ва дӯст дорад Худой касеро, ки дӯст дорад Ҳусайнро.

**Фасли чаҳорум**
**Дар мазоҳи он Ҳазрат бо мардони саҳоба**

Собит шуда, ки дар яке аз ғазавот марде аз Ҳазрат шутуре барои саворӣ талаб кард, ки пои ӯ аз пиёда рафтан фигор шуда буд. Ҳазрат фармуд, ки ман туро баччаи «ноқае» бидиҳам.

Гуфт:

– Эй Расулаллоҳ, ман баччаи ноқаро чӣ кунам? Маро уштуре мебояд, ки бар ӯ савор шавам ва маро ба манзиле расонад.

Ҳазрат табассум фармуду гуфт:

– Ҳеҷ шутуре ҳаст, ки баччаи ноқа набувад ва онро ноқа назоида бошад? Пас шутури тавоно ба вай бахшид.

* * *

Марде аз аҳли бодия Зоҳир[2] ном чун аз бодия ба шаҳр омадӣ, барои Пайғамбар (с) аз адвияи бодия қадре ба расми ҳадия овардӣ. Ва дар мурочиат Ҳазрат таҷҳизи вай кардӣ. Ва фармудӣ, ки Зоҳир бодиянишини мост ва мо балданишини ваем. Ва Ҳазрат ӯро дӯст медошт.

* * *

Гӯянд, Зоҳир марди қабеҳулваҷҳ буд. Рӯзе Ҳазрат дар бозор ба вай расид. Вақте ки машғули хариду фурӯш буд, аз ақиби вай даромада, ӯро дар оғӯш гирифт. Зоҳир Ҳазратро намедид ва намедонист вайро гирифта.

Гуфт:

– Кистӣ? Маро бигзор.

---

1. Яъло ибни Мурра ибни Ваҳб аз асҳобест ва дар ғазавоти Хайбар ва фатҳи Макка ва ғазвату-т-Тоиф ва Ҳанин ширкат дошт (Табақотулкабир, ҷузъи 6, с.76, табъи Лейдан).
2. Зоҳир ибни Ҳаррам ал-Ашҷаъӣ (ал-Исоба, ҷ.3, с.2).

Он гоҳ ба гӯшаи чашм нигоҳ карду донист, ки кист. Аз барои табаррук пушти худро бар синаи Ҳазрат часпонид.

Ҳазрат фармуд:

– Кист, ки ин бандаро бихарид?

Зоҳир гуфт:

– Валлоҳ, маро косид хоҳӣ ёфт.

Ҳазрат фармуд, ки ту дар назди Ҳақ таъоло косид нестӣ.

* * *

Хаввот ибни Ҷубайри Ансорӣ [1] аз аҳли Бадр аст. Ривоят карда, ки бо Расул (с) дар манзили Марруззаҳрон[2] фуруд омадем, ки наздики Макка аст. Ман ба муҳимме аз хайма берун рафтам. Ҷамоате аз занони соҳибҷамол дидам, ки нишаста буданд, бо ҳам суханон мегуфтанд. Ман баргаштаму ҳуллаи худ бипӯшидам ва рафтам, пеши эшон нишастам. Ногоҳ дидам, ки Ҳазрат аз хайма берун омаду гуфт:

– Ё Або Абдиллоҳ, чаро назди инҳо нишастаӣ?

Тарсидаму гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, шутуре дорам бағоят нафуру ҷаҳанда. Мехостам, ки ин ҷамоат ҷиҳати банд кардани он расане битобанд.

Ҳазрат ҳеҷ нафармуда, равон шуд. Ман низ аз ақиб рафтам. Чун аз он манзил кӯч кардем, ҳар ҷо ки ба ман мерасид, табассум менамуду мефармуд:

– «Ассалому алайкум, ё Або Абдиллоҳ», шутури нуфури ту чӣ кард?

Ман аз он гуфтор хиҷил мешудам, то ба Мадина расидем. Ман аз хиҷолати он ки мабодо дигар бор ба ман ин сухан гӯяд, масҷиду муҷолисати он Ҳазратро тарк гуфтам.

Чун муддате бар ин гузашт, фурсате ҷустаму дар вақте ки масҷид хилват буд, даромадаму намоз мегузордам. Ҳазрат аз ҳуҷраи тоҳира берун омаду ду ракъат намоз бигузорд. Сипас биёмаду наздики ман бинишаст. Ва ман намозро тӯл додам, ба умеди он ки Ҳазрат малул шаваду биравад. Ҳазрат дарёфту фармуд:

– Ё Або Абдиллоҳ, намозро ҳарчанд мехоҳӣ, тавилтар кун, ки ман барнахоҳам хост, то замоне, ки ту аз намоз фориғ шавӣ.

---

1. Хаввот ибни Ҷубайр ибни Нуъмон ибни Уммия куняташ Абӯабдуллоҳ аз шуҷоъони араб ва муҷоҳидини Бадр аст. Наваду чаҳор сол умр карду дар соли чиҳилум дар Мадина вафот ёфт…(Носих, ҷ.2, китоби 2, с.473 ва 757 ва Маҷмаъуламсоли Майдонӣ, с.338).
2. Захрон: рӯдборест наздики Макка ва музоф мешавад ба сӯи он лафзи «мар», пас гӯянд: Марруззаҳрон ( Мунтаҳийулараб).

Бо худ гуфтам: узре бояд гуфт, то хотири муборакаш таскин ёбад. Чун саломи намоз боздодам, фармуд:

– Ассалому алайка, ё Або Абдиллоҳ, чӣ кард шутури нафури ту?

Гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, бад-он Худое, ки туро ба ростӣ мабъус карда, ки он шутур аз он замон, ки мусулмон шудаам, нафур нагашта ва саркашӣ накарда.

Пас он Ҳазрат ду навбат ё се навбат фармуд:

– «Раҳамакаллоҳ». Ва дигар бар сари он сухан нарафт.

## Фасли панҷум
## Дар мазоҳи он Ҳазрат бо кӯдакони саҳоба

Собит шудааст, ки Ҳазрат гоҳ-гоҳ тайийибат мефармуд. Ба сиҳҳат расидааст, ки аҳёнан баъзе аз ходимони хурдсолро хитоб мекард:

– Эй соҳибони ду гӯш, чунон ва чунин кун.

Ва ба субут пайваста, ки яке аз кӯдакони саҳобаро, ки Абу Умайр ном дошт, мурғе буд баробари гунҷишке, ки ӯро Нуқайр мегуфтанд. Он кӯдак доим бо он мурғак бозӣ мекарду ба вай унси тамом дошт. Ногоҳ он мурғак бимурду Абу Умайр аз он ҷиҳат бағоят малул шуд. Баъд аз он ҳар гоҳ ки Ҳазрат ба вай расидӣ, бар сабили мазоҳ бипурсидӣ:

– Эй Абу Умайр, чӣ кард Нуқайр?

Ва чун Ҳазрат бо вай ин мутойиба фармудӣ, Абу Умайр хандону хушдил шудӣ. Ва хешони эшон аз он илтифот масруру сарафроз гаштандӣ.

## Фасли шашум
## Дар мазоҳи он Ҳазрат бо занони саҳоба

Собит шудааст, ки як бор зане назди Ҳазрат омаду гуфт:

– Эй Расулаллоҳ, шавҳари ман туро мехонад.

Ҳазрат фармуд, ки шавҳари ту он нест, ки дар чашми вай сафедӣ ҳаст?

Гуфт:

– Не, валлоҳ.

Ҳазрат табассум намуду фармуд, ки ҳеҷ аҳаде нест илло, ки дар чашми вай сафедӣ ҳаст, яъне баёзе, ки муҳит аст ба саводи чашм.

* * *

Марвист, ки Сафия бинти Абдулмуталлиб[1], ки аммаи он Ҳазрат аст, рӯзе назди Ҳазрат омад, дар ҳоле ки пир шуда буд.

Гуфт:

– Эй Расулуллоҳ, дуо кун, то ман ба биҳишт равам.

Ҳазрат бар сабили таййибат фармуд, ки занони пир ба биҳишт нахоҳанд рафт.

Сафия аз маҷлиси Ҳазрат баргашту мегирист. Ҳазрат табассум фармуду гуфт:

– Ӯро хабар диҳед, ки аввал пирзанон ҷавон шаванд, он гоҳ ба биҳишт раванд ва ин оят хонд: «Инно順аншоноҳунно иншоа фаҷаално ҳунно абкоран[2]». Яъне ба дурустӣ, ки мо биёфаридем занонро дар дунёи офаридане, пас хоҳем гардонид эшонро духтарони бикри дӯшиза дар охират, ки эшонро ба биҳишт дарорем.

* * *

Дар «Равзатулаҳбоб» мастур аст, ки Савда бинти Замъа[3], ки аз уммаҳоти мӯъминин аст, гоҳ-гоҳ бо он сарвар сухан мегуфт ва ӯро ба ханда меовард. Шабе дар ақиби Пайғамбар (с) намоз гузорду сабоҳ бо он сарвар гуфт:

– Дӯш аз ақиби ту намоз гузордам, рукӯъ бағоят тавил кардӣ, чунонки ман бинии худро гирифтам аз тарси он ки хун аз бинии ман равон гардад.

Ҳазрат мутабассим шуд.

* * *

Дар китоби «Сафватуссафва»[4]-и Ибн Ҷавзӣ[5] оварда, ки дар «Саҳеҳайн»[6] собит шудааст, ки яке аз уммаҳоти мӯъминин гуфт, ки дар сафаре ҳамроҳи Пайғамбар будам. Ва ман дар он маҳал ҷорияе будам, ки бадани ман гӯшти камтар дошт. Пас он Ҳазрат дар манзиле мардумро гуфт:

---

1. Дар замони хилофати Умар фавт шуду қабри ӯ дар Бақиъ аст (Табақот, ҷ.8, с. 27), дар «Вақоеъ» соли 20 навишта.
2. Сураи панҷоҳу шашум, ояи сию чаҳорум.
3. Савда бинти Замъа дар соли даҳуми ҳиҷрӣ баъд аз фавти Хадича ва қабл аз тазаввуҷи Оиша ба ақди Расули акрам (с) даромаду пеш аз он дар ҳиболаи Сукрон ибни Амр буд ва дар соли 58 ҳ. замони хилофати Муовия дар Мадина вафот ёфт («Равзатулаҳбоб», нусхаи хаттӣ ва «Табақот», ҷ.8, с.35).
4. «Сафватуссафва» мухтасари «Ҳаллиятулавлиё».
5. Абулфараҷ Абдураҳмон ибни Алӣ алмаъруф ба Ибнулҷавзӣ ал-Фақеҳ ал-Ҳанбалӣ (510-597ҳ.) («Ҳадиятулорифин», ҷ.1, с.520).
6. «Саҳеҳайн», яке таълифи Ҳофиз Абӣ Абдиллоҳ Муҳаммад ибни Исмоил Албухорист (194-250ҳ.) ва дигаре таълифи Абилҳусайн Муслим ибни Алҳаҷҷоҷ Алқушайрӣ (202-261) («Кашфуззунун» ва «Ҳадия»).

– Пеш равед.

Мардум пеш рафтанд. Ва маро гуфт:

– Биё, то мусобиқат кунем, яъне бо ҳам бидавем, то бубинем, ки кадом пешӣ мегирем. Пас бо Ҳазрат мусобиқат кардем ва ман бар ӯ пешӣ гирифтам. Ҳеҷ нагуфт, то вақти дигар бо Ҳазрат дар сафар будем. Ва бадани ман гӯшт гирифта буд. Пас маро гуфт:

– Биё, мусобиқат кунем. Ва Ҳазрат бар ман сабқат гирифт. Пас бихандиду гуфт:

– Ҳозиҳи битилка, яъне ин сабқат ба он сабқат.

* * *

Шайх Маҷдуддини Фирӯзободӣ[1] дар «Сиротулмустақим» оварда, ки ба сиҳҳат расидааст, ки Расул (с) ба пой мусобиқат мекард ва дар ривояти дигар собит шуда, ки саҳобаро бо асб мусобиқат мефармуд ва ба субут пайваста, ки Ҳазрат бо касон мусориат мефармуд, яъне гуштӣ мегирифт.

**Фасли ҳафтум**
**Дар мазоҳ ва мутойибаи саҳоба дар ҳузури он Ҳазрат**

Ба сиҳҳат расида, ки Усайд ибни Ҳузайр[2], ки аз кибори ансор аст ва аз қабилаи Хироҷ, саҳобаро дар ҳузури он Ҳазрат бисёр механдонид ва Ҳазрат низ табассум мефармуд.

* * *

Авф ибни Молики Ашҷаъӣ[3], ки яке аз бузургони саҳоба аст, марде ҷасим буда. Вай ривоят карда, ки дар ғазваи Табук[4] назди Расул рафтем. Вай дар қуббаи худ нишаста буд, ки аз адим[5] сохта буданд. Салом кардам. Ҷавоб доду фармуд, ки дарой.

Гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, ба ҳамаи аъзои худ дароям ё чизе берун гузорам?

---

1. Муҳаммад ибни Яъқуб ибни Муҳаммад ибни Иброҳим ал-Фирӯзободӣ Маҷдуддин Абутоҳири Шерозӣ вилодаташ дар Козарун санаи 729 ва вафоташ дар Яман ба соли 817 ҳ. буда («Ҳадиятулорифин, ҷ.2, с.180).
2. Усайд ибни Ҳузайр ибни Самок ибни Атайк аз ҷумлаи нуқабои Лайлатулуқба аст. Вафоташ дар соли 21 ва мадфанаш дар Бақеъ аст (ҷ.2, к.2, с.443, Носих).
3. Абу Абдурраҳмон Авф ибни Молик ибни Абӣ Авфи Ашҷаъӣ дар ғазваи Хайбар ва ғазавоти баъд аз он бо Расули Худо ҳамроҳ буд ва аз он пас ба Шом рафту дар 73 вафот ёфт (Носих, ҷ.2, к.2, с.649 ва Комил. Ибн Асир ҷ.4, с.296).
4. Ин ғазва дар соли нӯҳуми ҳиҷрӣ воқеъ шуд.
5. Адим: чарм.

Ҳазрат табассум фармуду гуфт:
– Ба ҳамаи аъзои худ дарой.

* * *

Заҳҳок ибни Суфёни Килобӣ[1], ки аз аҳли Мадина асту сокини Наҷд мебуда. Аз руасо ва шуҷоони қавми худ буда, дар зоҳир бисёр кариҳулваҷҳ будааст. Ба ҷиҳати байъат кардан назди Расул омада буд. Дар вақте ки ҳанӯз ояти ҳиҷоб нозил нашуда буд ва дар он маҳал яке аз азвоҷи тоҳирот[2] назди он Ҳазрат нишаста буд, Заҳҳок гуфт:

– Ё Расулаллоҳ, маро ду зан аст, ки ба ҳусну ҷамол аз ин зан беҳтаранд, ки назди ту нишастааст. Якеро бигузорам, то ту ба ақди худ дарорӣ.

Модари мӯъминон аз ӯ пурсид, ки оё зани ту баҷамолтар аст ё ту?

Ибни Суфён гуфт:

– Ман аз ӯ баҷамолтарам.

Аз суолу ҷавоби эшон Ҳазрат табассум фармуд.

* * *

Ва аз он ҷумла, рӯзе Ҳазрати Расул (с) бар болои минбар ваъз мефармуд. Сухан расид бад-он ҷо, ки фармуд:

– Дар вақти вазъи ҳамли занон ду малаканд, ки яке аввал меояду банди раҳиму мавзеи махсуси занонро мекушояд, ки тифл ба суҳулат мутаваллид шаваду баъд аз ӯ малаки дигар меояду он бандҳоро мебандад.

Шахсе аз саҳоба арз кард:

– Расулаллоҳ, дар хонаи ман вазъи ҳамле иттифоқ афтоду малаки дувум, ки бандҳоро мебандад, наёмад. Он Ҳазрат табассум фармуд.

* * *

Ибн Абдулбир дар «Истиъоб» оварда, ки Суҳайби Румӣ[3] бо вуҷуди фазлу вараъ таййибату мазоҳи бисёр кардӣ. Ба асноди саҳеҳ аз ӯ ба мо расидааст, ки гуфт:

– Омадам назди Расул, вақте ки нузул фармуда буд, дар қубба

---

1. Заҳҳок сайёфи Расули Худо буд ва бо ҳазор мардаш баробар медонистанд. Пайваста бо шамшер бар сари Пайғамбар ба ҳиросат истода буд (Носих, ҷ.2, к.2, с.505).
2. Он зан Оиша бинти Абӣ Бакри Сиддиқ буд (Равзатулаҳбоб).
3. Суҳайб ибни Синони Румӣ мулаққаб ба Абу Яҳё аз Ғозиёни Бадр аст, ки баъд аз баъсат бо Умар Ёсир дар як рӯз мусулмон шуд. Вафоташ ба соли 38 ҳиҷрӣ буд, падараш Синон аз қибали Хусрави Парвиз ҳукумати Мавсилро дошт («Носих», ҷ.2, китоби 2, с.602).

пеши он Ҳазрат хурмои тару хушк ниҳода буд ва як чашми ман ба рамад мубтало буду дарди бисёр мекард. Ва ман парҳез накарда, хурмо хӯрдан гирифтам. Ҳазрат фармуд:

– Эй Суҳайб, хурмо мехӯрӣ ва ҳол он ки чашми ту дард мекунад.

Гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, ба он ҷониби чашм мехӯрам, ки дард намекунад.

Ҳазрат чунон табассум фармуд, ки дандонҳои навоҷизи[1] муборакаш намудор шуд.

## Фасли ҳаштум
## Дар мазоҳи саҳоба бо якдигар дар ғайбати он Ҳазрат

Соҳиби «Кашфулғамма» ва ғайри вай дар шамоили Муртазо Алӣ(а) овардаанд, ки қади муборaки эшон рубъа буд, яъне на дарозу на кӯтоҳ, балки дар камоли эътидол. Рӯзе дар масҷид Пайғамбар (с) намоз мегузорд. Яке аз аъёни саҳоба, ки нек баландболо буд, даромад ва бар сабили мазоҳ наълайни Ҳазрати Амирро бардошту бар соқи масҷид, ки хеле баланд буд, биниҳод, ба гумони он ки магар дасти Ҳазрати Амир бад-он нахоҳад расид. Пас дар пойи сутун ба намоз машғул шуд. Чун ба ташаҳҳуд нишаст, Ҳазрати Амир сутуни масҷидро бардошту домани ҳуллаи ӯро дар зери сутун гузошт ва сутунро боз дар ҷо ниҳод. Дасти муборак биёзиду наълайн бардошт ва қасди рафтан кард. Он бузурги саҳоба саломи намоз дод. Дид, ки доманаш дар зери сутун банд аст. Оғози изтиробу дархост кард, ки онро Ҳазрати Амир халос кунад. Ҳазрат изтироби ӯ медиду механдид.

Пас фармуд:

– Шарт кун, ки дигар мисли ин фузулӣ накунӣ. Ӯ савганд ёд кард, ки мисли ин фузулию беадабӣ накунад. Ва Ҳазрат доманаш халос карду берун омад.

* * *

Рӯзе Ҳазрати Амир ба роҳе мерафт. Ду бузурги саҳоба, ки нек баландболо буданд, бар ямину ва ясори вай мерафтанд.

Яке аз эшон бар сабили мутойиба гуфт:

– Ё Аболҳасан, ту дар миёни мо монанди ҳарфи нунӣ дар миёни калимаи «лано».

Ҳазрат дар ҷавоби ӯ фармуд:

---

1. Навоҷиз: ҷамъи ноҷиз, ба маънии дандони сипасин.

– Агар ман миёни шумо набудам, шумо набудед. Чу нунро, ки аз миёнаи калимаи «лано» бардоштӣ, «ло» боқӣ мемонад. Ва лафзи «ло» дар арабият ба маънои «нест» аст.

* * *

Ибн Абдулбир дар «Истиъоб» овардааст, ки Нуаймон ибни Амри Анворӣ, ки аз қудамои саҳоба ва аз ҷумлаи ансору аҳли Бадр аст, мазоҳу мутойиба бар вай ғолиб буда ва аз ӯ ахбори зарифа дар ин боб марвист. Ва аз он ҷумла яке ин аст, ки бо Сувайбит ибни Ҳармалаи Абдарӣ[1], ки ӯ низ аз аҳли Бадр аст, ба сафари Басра рафта буданд ба тиҷорат ва Сувайбит аҷири яке аз кибор[2] буд, ки молу зод ва роҳилаи ӯро нигоҳ медошт. Ва Сувайбит марде сиёҳҷурда буд.

Рӯзе дар манзиле фуруд омада буданд. Нуаймон пеши Сувайбит омаду гуфт:

– Гуруснаам, маро таом деҳ, аз он чи дар назди ту ҳаст.

Гуфт:

– Бе изни соҳибаш надиҳам.

Нуаймон гуфт:

– Ман сазои ту бидиҳам. Пас назди қабилае рафт, ки дар он наздикӣ буд. Ва гуфт:

– Ғуломе дорам бадзабон ва ӯро ҷиҳати ҳамин айб мефурӯшам. Ва аз дур Сувайбитро бад-эшон намуд ва гуфт, ки ӯ ғуломе забоновар аст. Агар гӯяд, ки ман озодам ва ҳурруласлам, зинҳор ки ӯро ба он сухан магузоред ва агар хоҳед гузошт, бо шумо савдо намекунам.

Эшон гуфтанд:

– Ту дил ҷамъ дор, ки мо ӯро ба сухан нагузорем. Пас ба чанд шутури ҷавон ӯро бихариданд ва бар сари ӯ омаданд, то ба қабилаи худ баранд. Ӯ бо эшон оғози мубоҳиса карду гуфт:

– Ман озодам ва аз ҷумлаи саҳобаам. Нуаймон бо шумо зарофат кардааст ва шумо ба сухани ӯ мағрур шудаед.

Ва ба ривояте Сувайбит гуфт:

– Ман писари амми ӯям ва ӯ марди мазоҳпеша аст ва бираведу шутурони худро аз ӯ бигиред. Эшон ҷамъи касир буданд, гуфтаи ӯро бовар накарданд ва нагузоштанд, ки сухан тамом кунад. Расане дар гарданаш карданд.

---

1. Сувайбит ибни Саъд ибни Ҳармалаи Абдарӣ («Носих», ҷ.2, китоби дувум, с.498).
2. Мақсуд Абӯбакр аст.

Ва ба ривояте дастораш дар гарданаш карданду ба қабилаи худ бурданд.

Чун он бузурги саҳоба ба корвонгоҳ омад, Сувайбитро надид ва пурсид, ки куҷост?

Ҷамъе аз рафиқон хандон пеш омаданду қиссаро бозгуфтанд. Вай низ бихандиду бо рафиқон бад-он қабила рафт ва он ҷамъро гуфт, ки эй ёрон, ин Сувайбит ибни Ҳармала ва аз ҷумлаи бадриён аст ва Нуаймон бо вай зарофат карда. Шумо биравед ва шутурони худро тасарруф кунед. Пас вайро аз қайди он қавм халос карда, ба корвонгоҳ оварданду он қавм шутурони худро гирифтанд. Ва чун он бузургсаҳоба ва рафиқон ба Мадина бозгаштанд, ин қиссаро ба Ҳазрати рисолат (с) арз карданд. Ва он Ҳазрат мутабассим шуд ва то муддати як сол саҳоба бо ҳам ин сухан боз мегуфтанду механдиданд[1].

* * *

Ва аз он ҷумла дигар ин аст, ки аъробие аз бодия назди Расул (с) омад ва ноқаи худро дар финои масҷид[2] бихобонид ва ба масҷид даромад. Баъзе аз саҳоба Нуаймонро гуфтанд:

– Агар ин ноқаро бикушӣ ва мо гӯшти онро қисмат кунем, ҳароина Ҳазрати Расул баҳои онро ба аъробӣ хоҳад дод ва ӯро хушнуд хоҳад гардонид.

Нуаймон он ноқаро бикушт. Дар ин асно аъробӣ берун омаду ноқаи худро кушта дид. Оғози фарёд кард, ки «Во афроҳу, ё Расулаллоҳ».

Нуаймон бигурехт ва Ҳазрат, ки он фарёд шунид, аз масҷид берун омаду ноқаи аъробиро кушта дид. Пурсид, ки ин феъл аз кӣ дар вуҷуд омада?

Гуфтанд:

– Аз Нуаймон.

Кас фиристод, ки ӯро биёварад. Қосид хабари ӯро дар сарои Зубоъа бинти Зубайр ибни Абдумуталлиб[3] ёфт, ки наздики масҷид буд. Ба он ҷо даромад. Ишорат ба мағоке карданд, ки дар он ҷо гурехта буду ба миқдоре алафи тоза худро пӯшонида.

---

1. Як сол пеш аз вафоти Расули акрам (с) Абубакр ба қасди тиҷорат оҳанги Басра кард ва ин воқеа ҳам дар ин сафар рух дод (Носих, ҷ.2, китоби дуввум, с.498).
2. Фино: билкаср ба маънии гирдогирди хона ва пеши сарое, ки фароху кушода бошад, (Мунтаҳиюлараб).
3. Духтари амми Расули акрам (с) ва завҷаи Миқдод ибни ал-Асвад буд, (Исоба, ҷ.8, с.132).

Қосид бозгардиду овоз бардошт, ки, ё Расулаллоҳ, Нуаймонро намебинам. Ҳазрат бо ҷамъе аз саҳоба ба сарои Зубоъа даромаданд. Қосид ишорат кард ба он мағок. Ҳазрат фармуд, то он алафҳоро дур карданду Нуаймонро аз он ҷо берун оварданд. Пешонӣ ва рухсори вай аз он алафҳои тоза рангин шуда буд. Ҳазрати Расул (с) фармуд, ки эй Нуаймон, ин чӣ феъл аст, ки аз ту содир шудааст?

Гуфт:

– Ё Расулаллоҳ, валлоҳ, он касоне, ки маро ба ту далолат карданд, эшон маро ба ин феъл фармуданд.

Ҳазрат табассумкунон ранги алафро ба дасти муборaки худ аз пешонӣ ва рухсораи ӯ дур карду баҳои шутур ба муддаои аъробӣ бад-ӯ дод.

* * *

Ва аз он ҷумла дигар ин аст, ки Махрама ибни Навфали Заҳро[1], разияллоҳу анҳу, пире мусин буд аз аҳли Мадина, ки ансоби арабро некӯ медонист ва аз ҷумлаи бузургони ансор буд. Ва саду понздаҳ сол аз умри ӯ гузашта буду дар охири умр нобино шуда буд. Рӯзе дар масҷид ба тақозои бавл бархост. Нуаймон даромаду дасти ӯ бигирифт ва аз масҷид берун овард. Махрама гуфт:

– Эй бандаи Худой, маро аз назари мардум ба мавзеи холӣ бирасон, то ироқа[2] кунам.

Нуаймон ӯро аз ҳар тараф бигардониду охир ба наздики мардум бар дари масҷид бинишонид ва гуфт:

– Ин ҷо холист, машғул шав. Ин бигуфту дасти ӯ раҳо кард ва худ бигурехт.

Махрама ба фароғат кашфи аврат карду машғул шуд.

Мардум аз атрофу ҷавониб забон ба маломат кушоданду оғози эътироз карданд, ки чаро наздики масҷид дар миёни мардум кашфи аврат мекунӣ ва ба ироқаи бавл машғул мешавӣ?

Махрама гуфт:

– Валлоҳ, ман он шахсро, ки дастам гирифта буд, гуфтам, ки маро аз миёни мардум ба мавзеи холӣ расон. Он кӣ буд, ки бо ман ин зарофат кард?

Гуфтанд:

---

1. Кунияташ Абу Сафвон ва баъд аз Уқайл ибни Абитолиб дар илми ансоб ягона буд. Яксаду понздаҳ сол умр карду дар соли 54 ҳиҷрӣ вафот ёфт (Носих, ҷ.2, китоби 2, с.676).
2. Ироқа : ба касри аввал рехтани об ва монанди он (Мунтахаб).

– Нуаймон ибни Амри Ансорӣ.

Гуфт:

– Шарт кардам, ки агар бар ӯ зафар ёбам, ба ин асо, ки дар даст дорам, чунон ӯро бизанам, ки ҳаргиз чунон зарбате нахӯрда бошад.

Чун аз ин қисса чанд рӯзе гузашт, Махрама ва Нуаймон дар масҷид буданд, Усмон ибни Аффон даромаду дар пеши меҳроб ба намоз истод. Ва он вақте буд, ки ӯ ҳокими Мадина буд. Нуаймон аз ҷои худ бархосту пеши Махрама омаду гуфт:

– Эй падари бузургвор, инак Нуаймон омадаву дар пеши меҳроб намоз мегузорад. Вақти он аст, ки ба шарти худ вафо кунӣ.

Махрама гуфт:

– Эй фарзанд, маро ба вай расон, ки аз ӯ дили пурхун дорам. Пас Нуаймон дасти ӯ гирифта, ба наздики меҳроб оварду худ фирор намуд. Махрама асои худ бикашиду ба қуввати тамом бар фарқи Усмон зад, чунон ки сари ӯ бишкаст. Мардумон пеш омаданд, ки эй Махрама, чӣ кор кардӣ, сари ҳокими худ бишкастӣ. Банӣ Заҳр ва хешони Махрама ба узрхоҳии Усмон дар масҷид ҷамъ омаданду гуфтанд:

– Агар фармоӣ, Нуаймонро пайдо кунем ва бад-ин зарофат ба изои балиғ расонем.

Гуфт:

– Бигузоред ӯро, ки аз аҳли Бадр аст ва Пайғамбар фармуда, ки Ҳақ субҳонаҳу аҳли Бадрро омурзидааст.

* * *

Ва аз он ҷумла, дигар ин аст, ки чун корвоне ба Мадина омад, бо эшон асал ва таъомҳои лазиз буд. Чизе аз он ба расми қарз бигирифту назди Пайғамбар (с) бурду гуфт:

– Эй Расулуллоҳ, тановул фармой, ки ҳадия аст.

Ҳазрат аз он чизе бихӯрд ва боқиро бар ёрон қисмат кард.Чун корвониён баҳои асалу таъом хостанд, эшонро назди Ҳазрат овард ва гуфт:

– Ё Расулаллоҳ, баҳои таъоми эшон бидеҳ.

Ҳазрат фармуд:

– Не, ту гуфтӣ ин ҳадия аст?

Нуаймон гуфт:

– Валлоҳ, ё Расулаллоҳ, ки баҳои он назди ман набуд. Ва ман дӯст медоштам, ки он туро бошаду ту аз он бихӯрӣ. Ҳазрат табассум намуду баҳои он адо фармудӣ.

* * *

Ҳамм ибни Абдулбир гӯяд, ки Нуаймон дар мабодии аҳвол рӯзе чанд ба шурби хамр мубтало шуда буд. Вақте ки ӯро маст назди Пайғамбар (с) оварданд, он Ҳазрат ӯро тозиёна зад ва чаҳор навбат ин феъл аз ӯ содир шуд. Яке аз саҳоба ӯро лаънат карду Ҳазрат бар он саҳоба ғазаб фармуд ва ӯро аз лаъни Нуаймон манъ карду гуфт:

– Инчунин магӯй, ки ӯ Худо ва Расули ӯро дӯст медорад.

* * *

Замахшарӣ дар китоби «Рабиъулаброр» оварда, ки Нуаймон марде буд аз саҳоба, ки мазоҳ ва мутойиба бағоят бар ӯ ғолиб будӣ ва ҳама рӯз назди Пайғамбар (с) омада ва мазоҳ кардӣ ва Ҳазратро ба табассум овардӣ. Ва Ҳазрат дар ҳаққи вай фармуда буд, ки Нуаймон ба биҳишт равад ҳамчунин хандон.

# БОБИ ДУВУМ
# ДАР ЗИКРИ БАЪЗЕ АЗ НУКОТИ ШАРИФА ВА ҲИКОЁТИ ЛАТИФАИ АИММАИ МАЪСУМИН (а) ВА АГАРЧИ ОН НА АЗ ҚАБИЛИ МАЗОҲУ ТАЙЙИБАТ АСТ ВА АММО ДАР ҒОЯТИ ЛАТОФАТ ВА УЗУБАТ АСТ[1]

## Фасли аввал
## Дар зикри баъзе аз калимоти қудсия ва тасарруфоти латифаи Ҳазрати Амир (а)

Дар «Фавоидулфуод»[2] мастур аст, ки рӯзе Ҳазрати Амир дар миёни асҳоб фармуд, ки ман ба ҳамаи умри худ дар ҳаққи касе на некӣ кардаам, на бадӣ.

Асҳоб гуфтанд:

– Ё Амиралмӯъминин, мо маънии ин сухан намедонем. Шумо кашфи ин маънӣ кунед.

Ҳазрат фармуд:

– Ҳар кӣ дар ҳаққи касе некӣ мекунад, ҷазои он некӣ ҳам ба вай бор мегардад. Пас ба ҳақиқат, дар ҳаққи худ некӣ карда бошаду ҳар кӣ дар ҳаққи касе бадӣ мекунад, сазои он бадӣ ба худаш бор мегардад. Пас, ба ҳақиқат дар ҳаққи худ бадӣ карда бошад. Ва фармуд, ин сухан маънии ин оят аст, ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло мефармояд:

-«Ҳар кӣ амали неке кунад, ҳар қадр бошад, некӣ бинад подоши онро. Ва ҳар кӣ амали баде кунад, ҳар қадр кӯчак бошад, бадӣ ёбад мукофоти онро».

* * *

Рӯзе ду шахс бар сабили имтиҳон назди Ҳазрати Амир (а) омаданд. Яке бар дигаре даъвӣ карду гуфт:

– Ин шахс мегӯяд: «Ман дӯш ба модари ту муҳталим шудаам ва бад-ин шахс маро иҳонат[3] мерасонад». Ҳукми ҳадди ӯ чӣ гуна аст?

---

1. Ба номи дувоздаҳ Имом алайҳимуссалом эҳтироман ҷадвали ҷудогонае танзим гардид. Маъхаз: Ҷаннотулхулуд, Ҳабибуссияр, Муҷмалуттаворих ва Алқасас ва таворихи мӯътабари дигар.
2. Ҳусайн ибни Алӣ ал-Байҳақӣ, Камолиддин ал-Кошифӣ ал-Ҳиравӣ аш-шаҳир билвоиз мутаваффӣ ба соли 910 ҳ. дар Ҳирот , таъифоти адида дорад, ки машҳуртарини онҳост: «Ахлоқи Мӯҳсинӣ», «Анвори Суҳайлӣ», «Ҷавоҳируттафсир», «Равзатушшуҳадо», «Махзанулиншо», «Мавоҳибулулуиа», вале арбоби фаҳорис китоби «Фавоидулфавоид»-ро дар шумори таълифоти вай наёвардаанд.
3. Иҳонат-ҳақиру хор пиндоштан, хор кардан; паст кардан; ҳақорат, таҳқир.

Ҳазрат фармуд, ки ӯро дар офтоб бидор ва бар сояи ӯ ҳад бизан.

* * *

Рӯзе ҷуҳуде бар сабили тааррuз ба он Ҳазрат гуфт:

– Ҳанӯз Пайғамбари шуморо дафн накарда буданд, ки ихтилоф дар миёни шумо пайдо шуд.

Ҳазрат фармуд:

-Хилофе, ки дар миёни мо пайдо шуд, аз фироқи ӯ буд, на дини ӯ. Аммо пойҳои шумо ҳанӯз аз лойи Нил хушк нашуда буд, ки Пайғамбари худро гуфтед: «Барои мо Худое пайдо кун, ҳамчунон ки бутпарастонро худоён аст».

Он ҷуҳуд аз ин ҷавоб мунфаил шуд ва аз тааррузи худ пушаймон гашт.

* * *

Ибни Абдулбир дар китоби «Истиъоб» аз Зирр ибни Ҳубайши Тобиъӣ[1], ки шогирди Абдуллоҳ ибни Масъуд[2] аст, ривоят карда, ки дар замони хилофати Амиралмӯъминин (а) ду марди мусулмон бо ҳам нишастанд, ки таоми чошт хӯранд. Яке аз ҷайби худ панҷ қурс берун оварду яке се қурс. Ва пеш аз он ки машғул шаванд, марди ошноe ба сарвақти эшон расид. Ӯро садо заданд, биёмад ва бо ҳам он қурсҳоро хӯрданд. Баъд аз фароғ он шахс ҳашт дирам аз киса берун овард ва пеши эшон ниҳоду бирафт. Соҳиби панҷ қурс панҷ дирам аз он бардошт ва се дирамро пеши соҳиби се қурс ниҳоду гуфт:

– Қисмат ба ростӣ кардам. Ту, ки се қурс доштӣ, се дирам аз они туст ва ман, ки панҷ қурс доштам, панҷ дирам аз они ман.

Соҳиби се қурс гуфт:

– Мо ҳама баробар хӯрдем. Қисмати рост он аст, ки чаҳор дирами худ бардорӣ ва чаҳор дирами ман диҳӣ.

Миёни эшон мунoқиша афтод. Охир қарор бар он доданд, ки назди Ҳазрати Амир раванд, то миёни эшон ҳукм ба ростӣ кунад. Пас ҳар ду назди он Ҳазрат ҳозир шуданду моҷаро бозгуфтанд.

Ҳазрати Амир (а) соҳиби се қурсро гуфт:

1. Зирр ибни Ҳубайш ал-Асадӣ аз кибори тобиъин буд, яксаду бисту ду сол умр карду дар соли 83 ҳиҷрӣ вафот ёфт (Исоба, ҷ.3, с.40).
2. Абдуллоҳ ибни Масъуд ибни Ғофил бинни Ҳабиб Муканнӣ ба Абу Абдурраҳмон, мутаваффӣ ва соли 32 ҳиҷрӣ, ки уламои суннат ва ҷамоат ӯро аз ашараи мубашшира шумурдаанд. Аз саҳоба буд ва дар илми қироати Қуръон толӣ надошт. Вай аввалин касе буд, ки дар Макка ошкоро Қуръон хонд. (Исоба, ҷ.4, с.129).

– Бад-он сулҳ, ки бародари мӯъмин кардааст, розӣ бош, ки салоҳи ту дар он аст.

Гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, мо назди ту ба ҷиҳати он омадаем, ки амри ҳақро ба мо расонӣ.

Ҳазрат фармуд, ки агар амри ҳақ мехоҳӣ, туро, ки соҳиби се қурсӣ, як дирам мебояд гирифту ӯро, ки соҳиби панҷ қурс аст, ҳафт дирам.

Ӯ мутаҳаййир шуду гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, ин масъаларо баён кун, то хотирнишони ман шавад.

Ҳазрат фармуд:

– Аввал, ки гуфтам, бо ин сулҳ розӣ бош, ба шаръ дуруст буд, чунки агар ӯ аз моли худ чизе ба ту вогузорад, касро ба он сухан нарасад. Лекин чун ту амри ҳақ мехоҳӣ, воҷиб он аст, ки як дирам беш нагирӣ, зеро чун ҳашт қурси шуморо зарб дар се кунем, маҷмӯъ бисту чаҳор қисмат мешавад. Пас, шумо се кас бисту чаҳор қисматро хӯрдаед ва чун яқин нест, ки кадом бештар хӯрдаед, биззарурат ҳукм кунем, ки ҳама баробар хӯрдаед. Бар ин тақдир яке ҳашт пора тановул карда бошед. Пас, ту, ки соҳиби се қурсӣ, нӯҳ пора доштаӣ, ҳашт пораро худ хӯрда бошӣ ва як пораро соҳиби дирамҳо хӯрда бошад. Ва ин мард, ки соҳиби панҷ қурс асту понздаҳ пора дошта, ҳашт пораро худ хӯрда ва ҳашт пораро соҳиби дирамҳо хӯрда бошад. Ва чун соҳиби дирамҳо як пораи туро хӯрда, туро як дирам бояд гирифт ва чун ҳафт пораи ӯро хӯрда, ӯро ҳафт дирам бояд гирифт. Пас ҳар ду ба он қисмат розӣ шуданд ва дирамҳоро қисмат карданду рафтанд.

* * *

Ду зан дар тифле даъво карданду назди Ҳазрати Амир (а) омаданд. Ҳар якеро сухан он буд, ки ин тифл аз ман аст. Ҳазрат фармуд, ки зулфиқори маро биёваред, то ин тифлро ба ду ним кунам, ки ҳар яке ниме аз ӯ баргиранду тарки низоъ кунанд. Он, ки модари ҳақиқӣ буд, битарсид, ки мабодо тифли ӯ кушта шавад.

Гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, ман аз даъвои худ гузаштаму тифлро ба ин зан гузоштам. Ӯро макушу бад-ӯ супор.

Ҳазрат ҳукм кард, ки тифл аз они туст. Бардору бибар ба ҳар ҷо, ки хоҳӣ. Он зан тифли худро гирифту рафт.

* * *

Тифле ширхора ба сари новдон хазид, вақте ки модараш ғофил буду дасташ ба вай намерасид. Аз сари новдон то замин бист газ роҳ буд. Модараш бар бом рӯю мӯй мекандy пистон ба вай менамуд. Тифл майли ӯ намекард. Мардум ҷамъ омада буданду намедонистанд, чӣ чора кунанд?

Ногоҳ Ҳазрати Амир (а) бад-он ҷо расид. Он машғала бишниду изтироби он зан бидид. Фармуд, то тифле ҳамзоди ӯ бар бом бурданду дар баробари ӯ бидоштанд. Ӯ ба муносибати ҷинсият ба он тифл майл карду пас хазид то он ҷо, ки дасти модар ба вай расиду тифлро рабуд ва аз бом фурӯ давиду дасту пойи Амир алайҳиссаломро бибӯсид.

**Фасли дувум**
**Дар зикри баъзе аз нукоти латифаи Имом Ҳасан (а)**

Соҳиби «Кашфулғамма» гӯяд, ки Имом фармуд:

– Ҳар кӣ ақл надорад, адаб надорад ва ҳар кӣ ҳиммат надорад, мурувват надорад ва ҳар кӣ дин надорад, ҳаё надорад.

* * *

Имомро гуфтанд:

– Дар ту такаббуре мушоҳида мекунем.

Гуфт:

– Ғалат дидаед. Он на такаббур аст, балки иззатест, ки Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло бандагони худро каромат кардааст ва ояти ҳаштуми сураи шасту севум («ал-Мунофиқун»)-ро хонд.

* * *

Бузургеро гуфтанд:

– Дар ту такаббуре меёбем.

Гуфт:

– Кибри мо аз кибриёи ӯст:

Боди ғуруре агарам дар сар аст,
Ҳам зи дами ӯст, ки бар ман дамид.

* * *

Ибн Сирин[1] гӯяд:

-Имом зане бихост ва сад канизаки ороста ба хилъатҳои гаронмоя барои ӯ фиристоду бар дасти ҳар канизе ҳазор дирам?!

1. Тарҷумаи аҳволи вай дар фасли ҳаштум аз боби ҳаштуми ҳамин китоб.

* * *

Имом фармуд, ки надидам золиме мушобеҳтар ба мазлум аз ҳосид, яъне ба зоҳир мазлум менамояду ба ботин золим аст.

* * *

Замахшарӣ дар китоби «Рабиъулаброр» оварда, ки яке аз фузалои араб меҳмони Имом шуд. Баъд аз таъом гуфт:

– Барои ман шарбате биёваред.

Имом фармуд:

– Чӣ шарбат мехоҳӣ?

Гуфт:

– Он шарбате, ки чун ноёфт шавад, азизтарини ҳамаи шарбатҳо бувад ва чун ёфт шавад, хасистарини ҳамаи шарбатҳо бошад.

Имом ходимонро гуфт:

– Обаш диҳед.

Ҳамаи ҳозирон бар ҳиддати фаҳми Имом офарин гуфтанд.

* * *

Садиди Авфӣ[1], ки аз фузалои замони худ буд, дар китоби «Ҷомеъулҳикоёт» оварда. Рӯзе Ҳазрати Имом Ҳасанро (а) ҷамъе аз ашроф меҳмон шуданд. Ва ғуломи Имом хони таъом даровардду чун ба наздики маҷлис расонид, хон аз дасташ хато шуду косаи оши гарм бар симот[2] рехт, чунонки асаре аз он бар ҷомаҳои Ҳазрат расиду осори ғазаб дар башараи муборакаш зоҳир шуд. Наздик буд, ки ғулом аз тарсу хиҷолат беҳуш гардад. Дар он ҷо ин оят бар забон ронд, ки «Алкозимина-л-ғайз[3]».

Имом фармуд, ки хашм фурӯ хӯрдам.

Ғулом гуфт:

– «Ва-л-ъофиййина аниннос».

Имом фармуд, ки авф кардам.

Ғулом гуфт:

– «Валлоҳу, юҳиббу алмуҳассинин»[4].

Имом фармуд, ки аз моли худ озод кардаму понсад динор туро бахшидам, ки сармояи маишати худ созӣ. Ашрофи араб аз он муомила мутаҳаййир шуданд ва офарин гуфтанд.

---

1. Садидуддни Муҳаммад ибни Яҳё ибни Тоҳир ибни Усмон ал-Авфӣ ал-Бухорӣ ал-Ҳанафӣ ал-Ашъарӣ аз фузалои авохири қарни шашум ва авоили қарни ҳафтуми ҳиҷрӣ буд.
2. Симот-дастурхони калоне, ки бо неъматҳои гуногун зинат дода шудааст, дастурхони умумӣ.
51. Ғайз-хашму оташинии сахт, хашму ғазаб.
52. Сураи севум (Оли Имрон) ояти яксаду сию чаҳор.

**Фасли севум**
**Дар зикри баъзе аз калимоти шарифаи Имом Ҳусайн (а)**

Соҳиби «Кашфулғамма» аз Анас[1] ривоят карда, ки гуфт:

– Рӯзе дар мулозимати Ҳазрати Имом Ҳусайн (а) будам. Яке аз канизони ӯ, ки бағоят соҳибҷамол буд, шохи райҳоне назди Имом оварду таҳият ва сано гуфт.

Имом фармуд, ки туро барои Худо озод кардам.

Канизак замини хидмат бибӯсиду ба нишоти ҳар чӣ тамомтар берун рафт.

Ман гуфтам:

– Ё Ибни Расулаллоҳ, шохи райҳонеро чӣ қадр буд, ки дар баробари он чунин ҷамилаеро озод фармоӣ?

Фармуд, ки эй Анас, ин адабест, ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло моро омӯхтааст дар ин оят, ки «Чун касе таҳияте гӯяд шуморо, шумо ӯро беҳтар аз он таҳияте гӯед». Ва таҳияте, ки ман дар ҷавоби ин ҷория гӯям, ки беҳтар аз таҳияти ӯ бошад, ҷуз озод кардани ӯ ҳеҷ нест.

* * *

Рӯзе Имом Ҳасан (а) ба Имом Ҳусайн (а) номае навишт, ки шунидаам дар инъоми шуаро ифрот мекунӣ.

Имом Ҳусайн (а) дар ҷавоб навишт, ки ту аз ман донотарӣ, ба ин ки беҳтарин мол он аст, ки нигоҳ дорад арзро.

Соҳиби «Кашфулғамма» гӯяд:

– Назар кун дар ин ҷавоб, ки чӣ гуна Имом Ҳусайн (а) риояти адабро кардааст нисбат ба Имом Ҳасан (а), ки гуфтааст: «Ту аз ман донотарӣ».

* * *

Рӯзе миёни он ду бузургвор малоли хотире воқеъ шуда буд. Муҳаммад Ҳанафия[2] дар садади рафъи он малол шуду назди Имом Ҳусайн (а) омаду гуфт:

– Шумо бародари хурдтаред. Бархезед, то назди Имом Ҳасан (а) равем.

Фармуд, ки ман аз ҷадди бузургвори худ шунидаам, ки чун ду тан бо ҳам ниқоре[3] варзанд, пас бо ҳам оштӣ кунанд. Он, ки дар

---

1. Мақсуд Анас ибни Молик аст.
2. Муҳаммад ибни Алӣ ибни Абӣ Толиб кунияташ Абулқосим, шасту нӯҳ сол умр дошт ва дар соли 81 ҳиҷрӣ дар Мадина вафот ёфт. Шӯҳраташ ба ибни Ҳанафия аз он ҷиҳат аст, ки модараш холаи бинти Ҷаъфар аз қабилаи бани Ҳанафия буд (Маҷолис, с.118).
3. Ниқор -ихтилоф, мухолифат, душманӣ, ҷидол, низоъ.

оштӣ сабқат гираду пешдастӣ кунад, аввал ӯ ба биҳишт дарояд. Маро шарм меояд, ки пеш аз бародари бузург қадам дар биҳишт ниҳам.

Муҳаммад Ҳанафия назди Имом Ҳасан (а) рафту ҳадиси Имом Ҳусайнро (а) ба вай гуфт. Имом Ҳасан фармуд, ки рост гуфтааст. Пас бархосту бо иттифоқи Муҳаммад назди Имом Ҳусайн омаду якдигарро дар канор гирифтанду он ғубор муртафеъ шуд.

## Фасли чаҳорум
## Дар зикри баъзе аз анфоси нафисаи Имом Алии Саҷҷод (а)

Имом фармудааст:

– Дунё хоб асту охират бедорие ва мо дар миёни ҳарду чун хобҳои парешон.

* * *

Ва ҳам Имом фармуд, ки кам кардани дӯстон ғурбат аст. Яъне агар касе дар ватани худ дӯстон надорад, чун ғарибон дар ваҳшат аст. Ва агар ғарибе дӯстон дорад, ғами ғурбат дар дили ӯ кор накунад.

* * *

Дар «Кашфулғамма» мегӯяд, ки ҳар гоҳ гадое аз Имом дархост кардӣ, гуфтӣ:

– Марҳабо, бар ту ва бар касе, ки бармедорад зоди маро ва мебарад ба роҳи охират.

* * *

Гадоеро харитаи орде аз остини жанда афтода ва гум шуда буду ӯ мегирист. Имом вайро диду гуфт:

– Валлоҳ, агар тамоми дунё дар жандаи ӯ печида будӣ, кирои гиристан накардӣ.

* * *

Рӯзе арабе ба масҷиди Расул (с) даромаду ду ракъат намоз дар ғояти таъҷил гузорд, ки дар ҳеҷ рукне риояти таъдил накарду дар қироат тартил[1] ба ҷой наовард. Ва Имом (а) дар ӯ менигарист. Аъробӣ баъд аз салом даст ба дуо бардошту гуфт:

– Худоё, маро аълодараҷот биҳишт рӯзӣ куну як қасри заррину чаҳор ҳури ин бидеҳ.

Имом гуфт:

– Эй араб, маҳри ҳақир овардӣ ва никоҳи бузург тамаъ кардӣ.

1. Тартил-қироати Қуръон бо адои махориҷи ҳуруф ба оҳистагӣ ва оромӣ.

* * *

Пеши Имом гуфтанд, ки Нофеъ ибни Ҷубайр[1] дар мадҳи Муовия гуфтааст:

– Хомӯш мегардонад ӯро ҳилм ва ба сухан меоварад ӯро илм.

Имом фармуд, ки дурӯғ гуфтааст Нофеъ, балки:

– Хомӯш мегардонад ӯро банд шудан, ки роҳи сухан бар ӯ баста мешавад ва ба сухан меоварад ӯро саршикастагӣ ва парешонгӯӣ.

* * *

Рӯзе Язиди палид лаънатуллоҳу алайҳи куллу соатин мазид бар сабили таъриз Имомро гуфт:

– Шунидам, ки Абдулмуталлиб ва писараш Аббос ва писараш Абдуллоҳ дар охири умр нобино шуданд. Пас гуфт:

– Эй Саҷҷод, чун аст, ки бани Ҳошимро дар охири умр басар пӯшида мешавад?

Фармуд:

– Ҳамчунон ки шуморо, ки бани Уммияед басират пӯшида мешавад.

Язид аз таъризи худ мунфаъил гардид.

* * *

Чун аҳли исломро мулки Аҷам фатҳ шуд, духтари Яздгурди шаҳрёрро, ки Шаҳрбону ном дошт, ба асирӣ ба Мадина овар-данду хостанд, ки бифурӯшанд.

Ҳазрати Амир (а) нагузошт ва фармуд, ки байъи мулук ва ав-лоди эшон раво нест. Пас ӯро бо Имом Ҳусайн (а) ақд бастанд ва Имом Зайнуллобидин (а) аз ӯ мутаваллид шуд.

Рӯзе Валид ибни Абдулмалик ибни Марвон[2] бар сабили таъриз Имом Саҷҷодро гуфт:

– Агар хаёли хилофат дар сар дорӣ, нафйи он кун, ки лоиқи ин мансаб нестӣ.

Имом фармуд, ки сарам аз ин хаёл холист, аммо ту аз куҷо мегӯӣ, ки лоиқи ин мансаб нестам?

Валид гуфт:

– Аз он ҷо, ки ту канизzодаӣ, яъне модарат Шаҳрбону аст, ки ӯро аз Аҷам ба асирӣ овардаанд.

Имом фармуд:

---

1. Нофеъ ибни Ҷубайр ибни Мутъим Аннавфалӣ аз аъёни уламои Қурайш буд ва дар соли 99 ҳ.вафот ёфт (Ҳабибуссияр, ҷ.2, с.169).
2. Шашумин халифаи Умавӣ буд ва аз 86 то 96 ҳ.хилофат кард (Мӯъҷамулансоб).

– Исмоил писари Иброҳим, ки пайғамбару пайғамбарзода буд, аз Ҳоҷар, ки канизаке буд, мутаваллид шуда буд ва хотими анбиё Муҳаммад Мустафо (с) аз насли Исмоил буд.

Валид аз он ҷавоб мутаҳаййир шуду аз он таъриз мунфаъил гашт.

## Фасли панҷум
## Дар зикри баъзе аз фавоиди анфоси Имом Муҳаммад Боқир (а)

Дар китоби «Сафватуссафва»-и Ибни Ҷавзӣ аз Ҷобир ибни Язид Ҷуъфии Тобеъӣ[1] нақл кардааст, ки Имом фармуд:

– Шиаи мо касест, ки итоати Худо кунад ва аз Суфёни Саврӣ нақл кардааст, ки гуфт:

– Аз Мансури халифа шунидам, ки гуфт: «Аз Имом Муҳаммад Боқир шунидам, ки фармуд: «Ғано ва иззат сайр мекунанд дар қулуби мӯъминон». Пас, чун ба диле расанд, ки дар ӯ таваккуле бошад, он ҷо ватан гиранд.

* * *

Дар «Кашфулғамма» аз китоби «Насруддурар» нақл карда, ки аз Имом суол карданд, ки рӯза чаро фарз шуд?

Фармуд:

– То тавонгарон меҳнати гуруснагӣ бикашанду бар гуруснагон раҳм кунанд.

* * *

Дар китоби «Мӯътабар»[2] оварданд, ки Имом фармуд:

– Волиди бузургвори ман маро васият кард, ки бо панҷ тоифа сӯҳбат мадор:

Аввал, бо абдулбатн, ки барои луқмае ва камтар аз он туро фурӯ гузорад.

Гуфтам:

– Камтар аз луқма чӣ бошад?

Гуфт:

– Он, ки тамаъи луқма кунаду он низ ба вай нарасад.

Дувум, бахил, ки чун мӯҳтоҷ шавӣ ва туро коре афтад, аз ту канора кунад.

---

1. Ҷобир ибни Язид Алҷуъфӣ Алкуфӣ аз асҳоби Имом Муҳаммад Боқир (а) буда, дар соли 127 ҳ. вафот ёфтааст, (Маҷолисулмӯъминин, с.131).
2. Алмӯътабар фӣ шарҳил-Мухтасар-таълифи Абулқосим Ҷаъфар ибни Ҳасани Ҳиллӣ мулаққаб ба Муҳаққиқ (602-676ҳ.), Ҳадиятулорифин, ҷ.1, с.254.

Севум, каззоб, ки ӯ ҳукми сароб дораду бар фурӯғу намоиши ӯ эътиқод нест.

Чаҳорум, аҳмақ, ки чун хоҳад ба ту нафъе расонад, зарар бар ту лоҳиқ шавад.

Панҷум, қотеъи раҳм, ки дар каломи илоҳӣ чанд ҷо қотеъи раҳм малъун ёд шуда.

* * *

Имом рӯзе асҳобро гуфт:

– Оё чунон ҳаст, ки яке аз шумо даст дар остин ёрӣ кунад ва он қадар зар, ки ӯро даркор аст, аз остин берун орад?

Гуфтанд:

– На, ё ибни Расулаллоҳ.

Пас фармуд, ки ҳеҷ яке аз шумо дӯстиро намешоед.

* * *

Аз калимоти қудсияи Имом аст, ки олати ҳарби лаимон суханони зишти эшон аст, ки ба он дилҳои мардумон маҷрӯҳ мешавад.

* * *

Рӯзе Мансури Халифа[1] бо Имом нишаста буду Рабеъи Ҳоҷиб[2] истода. Мансур аз Имом пурсид, ки чанд сол аст волиди шумо вафот ёфта?

Гуфт:

– Фалон сол раҳамаҳуллоҳу ва фалон моҳ раҳамаҳуллоҳу ва фалон рӯз раҳамаҳуллоҳу ва муддати умраш ин қадар буд раҳамаҳуллоҳу, дар Бақеъ мадфун аст раҳамаҳуллоҳу. Рабеъ ба ҷиҳати хушомади Мансур гуфт:

– Чанд пеши халифа волиди худро раҳамаҳуллоҳу гӯӣ?

Имом дар ҷавоб гуфт:

– Туро бар ин таарруз маломат намекунам, зеро ки ҳаловати падар дарнаёфтаӣ ва қадри падар намедонӣ, чун падарат маълум нест.

Рабеъ бар мартабае аз он ҷавоб хиҷил ва мунфаъил гашт, ки аз маҷлис берун рафт.

Ва Мансур чандон бихандид, ки ба пушт афтод ва бар он ҷавоб Имомро офарин гуфту даҳ ҳазор дирам силаи анҷаб[3] ба худдоми Имом дод.

---

1. Абуҷаъфар Абдуллоҳ Мансур дувумин халифаи Аббосӣ аз 136 то 158ҳ. (Мӯъҷамулансоб).
2. Абулфазл Рабеъ ибни Юнус ибни Муҳаммад ибни Абилҳаффор, мутаваффӣ ба соли 170 ҳ.
3. Анҷаб-наҷибтарин, шарифтарин, аз ҳама асилтар.

* * *

Имом дар ҳабси Мансур буду чизи кам тановул мекард. Рӯзе яке аз нисои солиҳот, ки дӯстдори аҳли байт буд, ду қурси ҷавин аз ваҷҳи ҳалол сохта, назди Имом бурд ва ба дасти зиндонбон пеши Имом фиристод. Зиндонбон Имомро гуфт:

– Фалон солиҳа, ки аз дӯстдорони шумост, ин ду қурс ба расми ҳадия фиристода ва савганд мехӯрад, ки аз ваҷҳи ҳалол аст ва илтимос дорад, ки Имом аз он тановул кунад.

Имом қабул нафармуд ва пеши ӯ боз фиристоду гуфт:

– Ӯро бигӯй, ки мо медонем, ки таоми ту ҳалол аст, аммо чун бар табақи ҳаром пеши мо фиристодӣ, яъне бар дасти зиндонбон, хӯрдани он моро раво нест.

## Фасли шашум
## Дар зикри баъзе аз нукоти латифаи Имом Ҷаъфари Содиқ (а)

Аз Имом суол карданд, ки бар ҳастии Ҳақ таъоло чӣ далел дорӣ? Гуфт:

– Далели ҳастии ӯ ҳастии ман аст, зеро ки агар ҳастии ман аз ман аст, ҳол аз ду берун нест. Ё ман худро ҳаст кардаам, вақте ки ҳаст будааму ин ваҷҳ таҳсили ҳосил аст. Ё ман худро ҳаст кардаам, вақте ки нест будааму ин низ муҳол аст, зеро ки аз нест ҳаст кардан мумкин нест. Пас, таъйин шуд, ки маро касе ҳаст кардааст, ки нестӣ бар ӯ муҳол аст.

* * *

Се кас назди Имом омаданд, ки яке аз мӯътазила буд ва яке мушаббиҳа ва яке аз ҷумлаи мӯъминин. Имом аз мӯътазилӣ пурсид:

– Ту чӣ мепарастӣ?

Гуфт:

– Худоеро, ки ҳеҷ сифат надорад.

Аз мушаббиҳа пурсид:

– Ту чӣ мепарастӣ?

Гуфт:

– Худоеро, ки сифоти махсуса дорад.

Ва аз мӯъмин пурсид, ки ту чӣ мепарастӣ?

Гуфт:

– Худоеро, ки сифоти камолия дорад, ки башар ба ақлу ҳис идроки он натавонад кард.

Имом мӯътазилиро гуфт, ки ту адамро мепарастӣ ва мушаббиҳаро гуфт, ки ту санамро мепарастӣ ва мӯъминро гуфт, ки ту Худои оламро мепарастӣ.

* * *

Дар китоби «Сафватуссафва» оварда, ки шахсе аз пеши Имом гузашт, дар ҳоле ки Имом бо асҳоб таъом мехӯрду салом накард. Имом ӯро салои таъом хӯрдан зад.

Ҳозирон гуфтанд:

– Суннат аст, ки ӯ салом кунад, пас шумо ӯро сало занед.

Имом гуфт:

– Ин сухан, ки шумо мегӯед, фиқҳи бегона аст, ки дар он бухл аст.

* * *

Ҳам дар «Сафватуссафва» оварда, ки Имом дар таълими вазирон фармуда, ки кафорати[1] амали султон эҳсон аст ба ихвони мӯъмин.

* * *

Ҳам дар он китоб аст, ки аз Имом суол карданд, ки ҷиҳат чист, ки дар соли қаҳт чӯъ бар одамиён ғолиб мешавад, ки ҳарчанд мехӯранд, хурсандӣ намеёбанд.

Гуфт:

– Одамиён аз хок офарида шудаанду фарзанди заминанд. Чун дар замин қаҳт афтад, он қаҳт дар ниҳоди эшон сироят кунад, чун ҳама аҷзои заминанд.

* * *

Ва ҳам дар он китоб аст, ки аз Имом суол карданд, ки об чӣ таъм дорад?

Фармуд, ки таъми ҳаёт дорад.

* * *

Ва ҳам Имом фармуд, ки сайъ мекунам дар баровардани ҳоҷати душман, вақте ки ба талаб рӯй дар ман орад, зеро метарсам аз он ки чун вайро рад кунам, аз ман мустағнӣ гардад.

* * *

Ва ҳам фармуд, ки агар Худои таъоло хайре хоста бошад ба мӯрчае, ӯро бол надиҳад, яъне боли ӯ балои ӯст, ки ӯро аз ватан овора месозад ва дар маҳолик[2] меандозад.

* * *

Соҳиби «Кашфулғамма» аз шайх Камолуддин ибни Абӣ Талҳа[3] нақл карда, ки Аҳмад ибн Умар ибни Миқдоми Розӣ гуф-

---

1. Кафорат – он чизе, ки бар товони гуноҳ дода мешавад.
2. Маҳолик – ҷамъи маҳлака-ҳалокатгоҳ, ҷои хавфнок; ҳалокат, хатар.
3. Муҳаммад ибни Талҳа ибни Ҳасан ибни Муҳаммад Алҳаффор…(582-652 ҳ.), вайро таълифоти адида аст.

тааст, ки рӯзе магасе бар рӯи Мансури халифа нишаст. Ӯро биронд. Аз он ҷо, ки лаҷоҷ[1] сифати ӯст, боз омад. Бозаш биронд, боз омад. Ҳамчунин чанд бор ин сурат воқеъ шуд. Мансур ба танг омаду ғазаб бар ӯ муставлӣ шуд. Дар ин ҳол Имом ба маҷлиси ӯ даромад.

Мансур гуфт:

– Ё Абӯ Абдиллоҳ, ҳикмат дар офариниши магас чист?

Фармуд:

– То хор шаванд ба сабаби он ҷабборон ва мутакаббирон.

* * *

Ҳам дар «Кашфулғамма» аз тазкираи Ибни Ҳамдун[2] нақл кардааст, ки Мансури халифа ба Имом (а) навишт: «Оё сӯҳбат хоҳӣ дошт бо мо аз барои он ки насиҳат кунӣ моро?»

Имом дар ҷавоби ӯ навишт: «Ҳар кӣ дунё хоҳад, туро насиҳат накунад ва ҳар кӣ охират хоҳад, бо ту сӯҳбат надорад».

Мансур, ки он ҷавобро дид, гуфт:

– Валлоҳ, ки Абӯ Абдиллоҳ мизони адл ба дасти мо дод, то мардумро бад-он бисанҷем, ки кист толиби дунё ва кист толиби охират.

* * *

Ҳам дар китоби «Кашфулғамма» аз китоби Шайх Муфид нақл кардааст, ки на ҳар кӣ нияти хайр кард, қодир шуд бар он ва на ҳар кӣ қодир шуд, тавфиқи амал ёфт ва на ҳар кӣ тавфиқи амал ёфт, ба мақсад расид. Пас ҳар кӣ нияту қудрату тавфиқ, амалу булуғ муқаддас ёфт, ба камоли саодат восил шуд.

На ҳар садаф, ки фурӯ бурд қатраи борон,
Даруни синаи ӯ гашт ҷой дурдона.
Садаф бибояду борону баҳру чандин сол
Ҳанӯз нест муқаррар, ки мешавад ё на.

* * *

Ибни Абдулбир дар китоби «Истиъоб» оварда, ки Суфён ибни Убайна[3] ривоят кардааст, ки Имом Ҷаъфари Содиқ (а) фармуд, ки Амиралмӯъминин Алӣ (а) шаҳид шуд, вақте ки панҷоҳуҳаштсола буд ва Ҳусайн ибни Алӣ (а) шаҳид шуд, вақте ки панҷоҳуҳаштсола буд ва Алӣ ибни Ҳусайн вафот ёфт, вақте

---

1. Лаҷоҷ-ҷидол, хусумат, ситезакорӣ, якраҳагӣ.
2. Муҳаммад ибни Абӣ Саид Ҳасан ибни Муҳаммад ибни Алӣ ибни Ҳамдун Баҳоуддин Абулмаъолӣ Алкотиби Бағдодӣ (495-562), (Ҳадия, ҷ.2, с.125).
3. Абӯ Муҳаммад Суфён ибни Убайна Алҳилолӣ Алкуфӣ аз уламои бузурги ҳадис буд, наваду як сол умр карду дар соли 198 вафот шуд, Доираи фарид ва ҷиддӣ.

ки панҷоҳухаштсола буд ва падари Муҳаммад бинни Алӣ (а) вафот ёфт, вақте ки панҷоҳухаштсола буд ва ман, ки Ҷаъфар ибни Муҳаммад, вафот хоҳам ёфт, вақте ки панҷоҳу – ҳаштсола бошам. Суфён гӯяд, ки ҳамеша сухани Имом ба ёди ман буд, то вақте ки вафот ёфт, таърихи умрашро мулоҳиза кардам, чунон буд, ки фармуда буд.

**Фасли ҳафтум**
**Дар зикри шаммае аз анфоси мутабаррикаи Имом Мусои Козим (а)**

Дар «Кашфулғамма» оварда, ки Абу Ҳанифаи Куфӣ[1] аз пеши Имом Ҷаъфари Содиқ берун омад. Имом Мусои Козим хурдсол буд. Пеши ӯ боз омаду гуфт:

– Эй писар, аз ту суоле дорам.

Фармуд, ки бипурс, ҳар чӣ мехоҳӣ.

Гуфт:

– Банда дар гуноҳ ихтиёр дорад ё на?

Фармуд:

– Аз се ҳол берун нест ё гуноҳи банда аз назди Худост, на аз нафси ӯ ва бар ин тақдир нашояд, ки бандаро азоб кунанд ба чизе, ки на ба касби ӯ буда бошад. Ё гуноҳи банда аз назди Худо ва нафси банда аст ба мушорикат ва бар ин тақдир нашояд, ки аз шарики қавӣ бар шарики заъиф зулм расад. Ё гуноҳи банда аз нафси банда аст бе мушорикати Ҳақ таъоло. Пас, агар Худо хоҳад, ӯро азоб кунад ба гуноҳи ӯ ва агар хоҳад, афв намояд ба фазли худ.

Абу Ҳанифа аз ҷавоби Имом мутаҳаййир шуду бӯса бар фарқи ӯ ниҳоду бигзашт.

* * *

Ҳам дар «Кашфулғамма» аз Шайх Муфид нақл карда, ки Ҳорунаррашид[2] дар Каъба буд ва фақеҳе бузург пеши вай нишаста. Имом Мӯсо (а) даромад. Он фақеҳ бар сабили имтиҳон аз Имом суол кард, ки оё раво ҳаст муҳримро, ки соябон бар маҳмили[3] худ бандад?

---

1. Абу Ҳанифа Нӯъмон ибни Собит (80-149 ҳ.) назди омма Имоми Аъзам ва яке аз аиммаи арбааи аҳли суннат ва ҷамоат аст (Луғатнома).
2. Абӯҷаъфар Ҳорун Аррашид ибни Алмаҳдӣ панҷумин халифаи Аббосиаст. Даврони хилофаташ аз шонздаҳуми Рабиъулаввали санаи 170 то саввуми Ҷумодийулохири 193 ҳ. будааст (Мӯъҷамулансоб).
3. Маҳмил – каҷова, ки бар шутур ё асп баста ба дарунаш нишаста сафар мекунанд.

Гуфт:
– Раво нест, ки ба ихтиёри худ ин кунад.
Гуфт:
– Оё раво ҳаст, ки дар зери соябони дигарон ба ихтиёри худ роҳ биравад?
Фармуд:
– Бале, равост.
Фақеҳ бихандид.
Имом фармуд:
– Чаро аҷаб омад туро аз суннати Расул (с) ва ту истиҳзо кардӣ нисбат ба он Ҳазрат?
Пас Имом аз ӯ пурсид, ки чӣ гӯйӣ дар ин ҳадис, ки Расул (с) вақте ки муҳрим буд, соябонҳоро аз худ дур мекард ва бадани худро макшуф месохт?
Гуфт:
– Ин саҳеҳ аст.
Боз пурсид, ки чӣ гӯйӣ дар ин ҳадис, ки Расул (с) вақте ки муҳрим буд, дар зери соябонҳо роҳ мерафт?
Гуфт:
– Бале, ин ҳадис низ саҳеҳ аст.
Пас фармуд:
– Эй фақеҳ, аҳкоми илоҳиро баъзе бар баъзе қиёс натавон кард ва ҳар кӣ барои худ дар аҳкоми илоҳӣ хавз[1] кунад, аз роҳи рост дур афтад. Ва иборати Имом ин буд, ки фармуд: «Ман ақома ала раъйиҳиддалил, фақад залла сивоассабил».
Он фақеҳ дар пеши Ҳорун аз хандаи худ хиҷил ва мунфаил шуд.

* * *

Дар китоби «Риёзулқудс»[2], ки муштамиласт бар ҳазор ҳикоят, оварда, ки рӯзе Имом бемор шуд. Ҷуҳуде табибро оварданд, то муолиҷа кунад.
Ҳазрати Имом фармуд:
– Як лаҳза бош, ки маро дӯстест, то бо вай машварат кунам. Пас рӯй аз вай бигардониду бар дасти рост рӯй ба қибла оварду ба ин маънӣ ду байт бихонд. Байти аввал ин аст, ки ту, эй бор Худой, бемор сохтаӣ маро ва туӣ табиби ман. Пас, фазл кун ба як назар, эй дӯсти ман. Ва маънии байти дувум ин аст, ки бипай-

1. Хавз – ба коре бо диққат ва чуқур машғул шудан, амиқ фикр кардан, машғул ва саргарми чизе будан.
2. Дар феҳристҳо номе аз ин китоб нест.

мой аз шароби дӯстии худ бар ман косае, баъд аз он зиёда кун ширинии наздик гардонидани маро ба ҳазрати худ. Ҳанӯз Имом ин абётро тамом накарда буд, ки асари сиҳҳат дар башараи муборакаш зоҳир шуд ва филфавр мараз ба куллӣ зоил гашт ва табиби ҷуҳуд ҳайрон менигарист. Ва баъд аз мушоҳидаи он ҳол гуфт:

– Эй Имом, аввал гумони ман он буд, ки ту беморӣ ва ман табиб. Акнун мутаҳаққиқ шуд, ки ман бемораму ту табиб. Илоҷи ман кун.

Имом ислом бар ӯ арза карду мусулмон шуд.

* * *

Рӯзе Имом Козим (а) шунид, ки касе аз Худо марг мехост.

Гуфт:

– Эй мард, миёни туву Худо қаробату муҳаббати тамом аст, ки аз иштиёқи ӯ марг металабӣ?

Гуфт:

– Не.

Фармуд:

– Пас, ту дар ин мақом орзу мекунӣ ҳалоки ҷовидониро.

* * *

Рӯзе Ҳорунаррашид ба Имом гуфт:

– Фадакро маҳдуд кун, то ба ту бозгузорам, ки медонам дар боби он бар аҳли байт зулм рафтааст ва маро яқин шуда, ки он қаря ҳаққи бани Фотима аст.

Имом гуфт, ки агар маҳдуд кунам, чунон ки ҳаққи ӯст, донам, ки туро дил ёрӣ надиҳад, то онро ба ман бозгузорӣ.

Ҳорун савганд ёд кард, ки бозгузорам.

Имом фармуд, ки ҳадди аввали он Адан аст.

Ранги Ҳорун аз ин сухан бигашт.

Гуфт:

– Дигар.

Имом фармуд, ки сонӣ Самарқанд аст.

Ранги Ҳорун зард шуд.

Гуфт:

– Дигар.

Имом фармуд:

– Ҳадди солис Ифриқияи Мағриб аст.

Ранги Ҳорун аз зардӣ ба сурхӣ гашт аз ғояти ғазаб.

Гуфт:

– Дигар.

Имом фармуд, ки ҳадди робиъ дарёи Армения аст.

Ранги Ҳорун аз сурхӣ ба сиёҳӣ гашт, азбаски тираву ғализ шуд.

Муддати мадид сар дар пеш афканд, баъд аз он сар бароварду гуфт:

– Эй Козим, ту ҳудуди мамлакати моро ном бурдӣ, яъне он чӣ аз мамолик дар ҳайтаи[1] тасарруфи туст, ҳаққи бани Фотима аст. Ва бани Аббос ба зулм ғасб кардаанд.

Имом фармуд:

– Эй Ҳорун, ман аввал туро гуфтам, ки бад-ин таҳдид розӣ нахоҳӣ шуд ва ту аз ман нашнидӣ.

Баъд аз ин қисса Ҳорун бо Имом дил бад карду ба қасди қатли ӯ миён барбаст ва Яҳё ибни Холиди Бармакӣ[2] аз Ҳорун ин доия дарёфт ва ба манъи ӯ ва ҳимояти Имом бархост. Баъд аз чанд гоҳ Имомро донае аз кафи дасти муборак баромад ва фармуд, ки ин нишонаи вафоти аиммаи аҳли байт аст ва дар он наздикӣ вафот ёфт ва гӯянд ба заҳри Ҳорун шаҳид гардид. Ва Ҳорун Яҳёро аз ҷиҳати ҳимояти Имом ба қатл расонид.

**Фасли ҳаштум**

**Дар зикри баъзе аз калимоти қудсияи Имом Алӣ Ризо (а)**

Дар «Кашфулғамма» аз Иброҳим ибни Аббос[3] нақл карда, ки гуфт: – Дар он маҷлис будам, ки шахсе аз Имом суол кард, ки оё Худои таъоло бандагонро таклифи «мо ло йутоқ» кунад?

Фармуд:

– Ӯ одилтар аст, аз он ки ту гумон бурдаӣ.

Гуфт:

– Оё бандагон қодир ҳастанд, бар ҳар чӣ ирода кунанд?

Фармуд:

– Эшон оҷизтаранд, аз он чи ту хаёл кардаӣ.

1. Ҳайта/ҳита – ҷои иҳотакардашуда, чизи атрофаш иҳота кардашуда; доира, иҳота

2. Абулфазл Яҳё бинни Холиди Бармакӣ (120-190 ҳ.) дар соли 158 ҳукумати Озарбойҷонро дошт ва дар 161 муаддиби Ҳорун гардид ва дар 163 раиси девони расоил шуд ва дар соли 170 ба вазорат расид.

3. Иброҳим ибни Аббос ибни Муҳаммад ибни Сулл котиби машҳур ба Сулӣ, мутарассил ва шоири машҳур. Вафоташ 243 ҳ.Ҷадди дувуми ӯ Сулл аз мардуми Ҷурҷон буда, аз ӯст китоби «Расоил», китоби «Аддавлатул Аббосия», китоби «Алатр», китоби «Албатих» (Луғатнома).

* * *

Ҳам дар «Кашфулғамма» оварда, ки Ҳасан ибни Холид[1] гуфт, ки марде бар Имом даромад, гуфт:

– Эй Имом, чӣ далел дорӣ бар қидами Ҳаққу ҳудуси халқ?

Фармуд, ки ту набудӣ, пас мавҷуд шудӣ ва ту медонӣ, ки ба худ нафси худро наёфаридӣ ва медонӣ, ки мисли ту кас нафси туро наёфарида. Пас, донистӣ, ки ту ҳодисӣ ва он кӣ туро офарид, қадим аст.

* * *

Имом ба исноди худ ҳадисе оварда, ки ёд гиред аз ғуроб[2] се хислат. Аввал, сифоти вай, яъне ҷуфтӣ кардани вай дар хилватҳо, чу ҳаргиз касе ҷуфт шудани зоғонро надидааст. Дувум, букури вай, яъне ҳаргиз шаб захира наниҳад барои рӯзе оянда ва чун бомдод шавад, ба талаби рӯзӣ парвоз кунад. Севум, ҳазари вай, яъне чун аз дур касеро бибинад, ҳазар кунад ва фирор намояд, ки мабодо аз ӯ зарар ёбад.

* * *

Дар «Кашфулғамма» оварда, ки аз Имом пурсиданд, ки ҷадди бузургвори ту Имом Ҷаъфари Содиқ (а) фармудааст: Ҷабр нест ва тавфиз нест, яъне ҳеҷ кадом аз ин ду мазҳаб саҳеҳ нест, ҳарду ботил аст. Балки мазҳаби ҳақ амрест доир миёни ҷабр ва тавфиз.

Пас гуфтанд:

– Эй Имом, он амре, ки миёни ҷабр ва тафвиз аст, кадом аст?

Имом фармуд, ки ҷабр куфр аст, зеро ки ҷабр он аст, ки гӯянд: банда мутлақан ихтиёр надорад ва тафвиз ширк аст, зеро ки тафвиз он аст, ки гӯянд: банда ҳама гуна ихтиёр дорад ва Худо дар кори ӯ аслан дахл ва тасарруф намекунад. Ва амр байнаҳумо он аст, ки ба он чи Худои таъоло амр карда бошад, қиём намоянд ва аз он чи наҳӣ фармуда, бозистанд.

* * *

Аз Имом суол карданд, ки ҷиҳат чист, ки «таҳаҷҷуд»[3]-гузорон рӯи хубу симои некӯ доранд?

Фармуд, ки бо Парвардгори худ ба хилват сӯҳбат медоранд, пас мепӯшонад бар эшон кисвате[4] аз нури худ.

* * *

Рӯзе Маъмун бемор шуду дар он бемори аҳд кард, ки агар

1. Ҳасан ибни Холид ибни Муҳаммад ибни Алӣ Албарқӣ кунияташ Абӯалӣ аз сиқот ва соҳиби китоби «Наводир» аст.
2. Ғуроб-зоғ, зоғи сиёҳ.
3. Таҳаҷҷуд-шаб нахобида ибодат ё коре кардан, шабзиндадорӣ, бедорӣ.
4. Кисват-либос, пӯшок.

шифо ёбад, моли касир садақа бидиҳад. Чун шифо ёфт, хост, ки ба аҳди худ вафо кунад. Ҳамаи уламо ва фуқаҳоро ҳозир сохту гуфт:

– Ман аҳд кардам, ки моли касир садақа бидиҳам ва шумо бигӯед, ки моли касир чӣ миқдор аст ва ман садақа кунаму аз ӯҳдаи аҳд берун оям.

Ҳар кас дар он сухане гуфт. Яке даҳ ҳазору яке сад ҳазор динор бешу кам гуфтанд. Ва хотири Маъмун аз сухани ҳеҷ кадом ором наёфт. Охир илтимос намуд аз Ҳазрати Имом, ки қадам ранҷа фармояду мушкилро ҳал намояд.

Имом ба он маҷлис даромаду уламо аҳволи худ арз карданд ва ҳеҷ сухан дараҷаи қабул наёфт.

Гуфтанд:

– Пас, шумо бифармоед.

Фармуд:

– Ҳаштоду се динор зар бар фуқаро қисмат кун, то аз ӯҳдаи аҳди худ берун омада бошӣ.

Уламо ба як бор овоз бардоштанд, ки Ҳазрати Имом бар ин калом далеле иқомат кунад, то мӯҷиби мазиди итминон шавад.

Имом фармуд:

– Ҳақ таъоло дар Каломи маҷиди худ Ҳазрати Расул ва саҳобаи кироми ӯро хитоб карда ва фармуда:

– «Ба таҳқиқ, ки ёрӣ кард шуморо Худо дар мавтанҳои бисёр ва он мавотини касира ҳаштоду се мавтан аст аз ғазавот[1]» ва сароё[2] чунон ки дар таворих ва сияр муқаррар шуда.

Маъмунро дил қарор гирифту уламо мусаллам доштанду офарин гуфтанд.

## Фасли нӯҳум
## Дар зикри баъзе аз ибороти латифаи Имом Муҳаммад Тақӣ (а)

Имом фармуд, ки моли дунё ҷамъ нашавад илло ба панҷ хислат: аввал: бухли шадид; дувум: амали[3] тавил; севум: ҳирси ғолиб; чаҳорум: қатъи раҳм; панҷум: исори[4] дунё бар охират.

---

1. Ғазавот ҷамъи ғазва ва он ҷанги муъминин бо куффор аст ба ҷиҳати ислом, ба шарте ки Расули Худо ё Имоми вақт дар он ҷанг ҳамроҳ бошанд (Ғиёсуллуғот).
2. Сароё-ҷамъи сариййа ва он ҷанги мӯъминин бо куффор аст ба саркардагии Имоми вақт (Ғиёсуллуғот).
3. Амал-орзу, умед; фаъолият, кору кирдор.
4. Исор – пошидан, афшондан, нисор кардан.

* * *

Имом (а) дар насиҳати асҳоб фармуд, ки чун шуморо бипурсанд, ки аз Худо метарсед ё на, ҷавоб нагӯед ё хомӯш бошед. Зеро ки агар гӯед «наметарсем», кофар бошед ва агар гӯед «метарсем», козиб бошед. Чаро ки муомилаи шумо бар хилофи муомилаи тарскорон аст.

* * *

Дар «Кашфулғамма» аз китоби Ҳофиз Абдулазиз Ҷанобидӣ[1] нақл карда, ки Имом фармуда: чаҳор чиз аст, ки мадади мардум аст бар амали хайр: аввал-сиҳҳат, дувум-ғано, севум-илм, чаҳорум-тавфиқ.

Ҳам дар он китоб аст, ки Имом фармуд, ки ҳар кӣ ба Худо мустағнӣ шавад, халқ мӯҳточи ӯ шаванд.

Ва фармуд:

– Ҳар кӣ тақво варзад, мардум беихтиёр ӯро дӯст гиранд.

Ва фармуд, ки ҷамоли одамӣ дар забони ӯст ва каломи ӯ дар ақли ӯ.

Ва фармуд, ки рӯзи адл бар золим сахттар аст аз рӯзи зулм бар мазлум.

Ва фармуд, ки ҷадал бо нафс муриси шукр аст.

Ва фармуд, ки доноён ғарибанд дар миёни нодонон.

Ва фармуд, ки сабр дар мусибат шитобкунанда аст.

* * *

Соҳиби «Кашфулғамма» овардааст, ки соиле Имомро гуфт:

– Маро ато кун чизе ба қадри ҳиммат ва муруввати худ.

Имом гуфт:

– Маъзур дор, ки дастрасии он надорам.

Гуфт:

– Муроот кун чизе ба қадри ҳиммати ман.

Хозинро гуфт, то дивист мисқол зари сурх ба вай диҳад.

* * *

Соҳиби «Кашфулғамма» аз тазкираи Ибни Ҳамдун нақл карда, ки Имом фармуд:

– Рӯй овардан ба Худой ба дилҳо тамомтар ва нофеътар аст аз афкандан дар меҳнату таъаби ҷаворихро бо аъмол. Яъне, асли кор таваҷҷӯҳи дил аст ба Ҳазрати Парвардгор ва амали тан фаръи он аст, чун амали тан бе ҳузури дил ҳукми ҷасади беруҳ дорад.

---

1. Маъруф ба Ибн Алахзар (524-611 ҳ.) –муаллифи «Маолимулатра Аннабавия ва маорифи аҳли байти Алфотимия» (Ҳадятулорифин).

## Фасли даҳум
## Дар зикри баъзе аз ишороти шарифа ва ибороти латифаи Имом Алии Нақӣ (а)

Дар «Кашфулғамма» аз Алӣ ибни Муҳаммад Навфалӣ[1] нақл карда, ки Имом гуфт:

– Исми Аъзам ҳафтоду се ҳарф аст, аз он ҷумла яке назди Осаф ибни Бархиё буд, ки ба баракати он тахти Билқисро ба як тарфатулайн аз чандинмоҳа роҳ назди Сулаймон ҳозир кард. Аз исми Аъзам ҳафтоду ду ҳарф назди мост ва як ҳарф дар хизонаи ғайб аст, ки ҳеҷ малаки муқарраб ва набийи мурсал бар он иттилоъ надорад.

* * *

Дар баъзе таворих овардаанд, ки рӯзе Имом ба маҷлиси Мутаваккил даромаду паҳлӯи вай бинишаст. Мутаваккил дар дастори Имом нигарист. Дид, ки бағоят қумоши он нафис аст. Аз рӯи таарруз гуфт:

– Эй Ҳодӣ, ин дастор, ки бар сар дорӣ, ба чанд харидаӣ?

Фармуд:

– Он кас, ки барои ман оварда, ба панҷсад дирами нуқра харидааст.

Мутаваккил гуфт:

– Исроф кардаӣ, ки дасторе ба панҷсад дирами нуқра бар сар ниҳодаӣ.

Имом гуфт:

– Ман шунидаам, ки ту дар ин айём канизаки ҷамилае ба ҳазор динор зари сурх харидаӣ?

Мутаваккил гуфт:

– Ҳамчунон аст, ки шунидаӣ.

Имом фармуд:

– Ман ба панҷсад дирами нуқра дасторе гирифтаам ба ҷиҳати шарифтарин аъзои худ ва ту ба ҳазор динор зари сурх канизаке харидаӣ аз барои хасистарин аъзои худ. Инсоф деҳ, ки исроф дар кадом аст?

Мутаваккил бағоят хиҷилу мунфаил гашту гуфт:

– Инсоф он аст, ки моро дар тааррузи бани Ҳошим сарфа нест. Ва фармуд, то сад ҳазор дирам силаи ин ҷавоб овардану ба худдоми Имом таслим карданд.

---

1. Алӣ ибни Муҳаммад Сулаймон Аннавфалӣ шиаи имомия буда ва аҳволаш маълум нест.

* * *

Рӯзе Мутаваккил думмале бузург бароварда буд бар узве, ки хатари азим дошт. Ва сар намекарду аз ғояти дардмандӣ дар таби муҳриқ афтода буд ва атиббо аз муолиҷа фурӯ монда буданд. Модари Мутаваккил ба Ҳазрати Имом иродати тамом дошт. Касе назди ӯ фиристоду аз рӯйи ниёзмандӣ истилоҷ кард. Имом фармуд, ки равғани гӯсфанд бо гулоб биёмезанд ва бар он думмал ниҳанд, то дард сокин шаваду сар бигшояд.

Ин сухан ба Мутаваккил арз карданд, вақте ки атиббо ҳозир буданд, бар он муолиҷа бихандиданду он даворо написандиданд. Ин хабар ба модари Мутаваккил расид. Атибборо носазои фоҳиш гуфту худ биёмад ва эшонро аз пеши Мутаваккил ба заҷру унфи тамом ихроҷ карду ба дасти худ он бисохту бар думмали Мутаваккил ниҳод. Филфавр дард фурӯ нишасту асари сиҳҳат дарзамон зоҳир шуд. Ва филҳол сари думмал бигушоду маводи фосида дафъ шуд.

Мутаваккил ҳам дар он рӯз даҳ ҳазор мисқол зари сурхи маскук дар ҳамён карду мӯҳри хоссаи худ бар он ниҳод ва ба тариқи ниёз барои Имом фиристод.

Баъд аз чанд рӯз ҳосидон ба арзи Мутаваккил расониданд, ки Имом даъвои хилофат дорад ва ҳар заре, ки шумо ба тариқи назр ба вай медиҳед, ҳамаро ба аслиҳа медиҳад. Ва тамоми шиъиёни ваю шиъиёни падари вай бар дасти ӯ байъат кардаанд ва дар дам хурӯҷ хоҳад кард ва фитнае азим қоим хоҳад сохт. Мутаваккил занни бад бурду шабе Саъиди Ҳоҷиброро гуфт:

– Нардбоне бибару аз роҳи бом нимаи шаб бар Ҳодӣ дарой ва бибин, ки дар чӣ кор аст ва дар хонаҳои ӯ ва хилватхонаи хосси ӯ аз аслиҳа ва асбобу адавоти салтанат он чӣ ёбӣ, бардору назди ман ор.

Саъид бо чанд ходим нардбоне гирифта биёмаду бар девори хонаи Имом фуруд омад.

Иттифоқан он шаб бағоят торик буд ва Саъид намедонист, ки ба кадом хона дарояд ва чӣ гуна тафаҳҳуси ҳол намояд.

Ногоҳ Имом аз даруни хилватхонаи худ овоз дод, ки «эй Саъид, ҳамон ҷо бош, то барои ту чароғе фиристам».

Саъид мутаҳаййир шуд, ки Имом аз куҷо донист, ки ман омадаам. Баъд аз соате ходим омаду чароғе афрӯхта ва як даста калид оварду гуфт:

– Имом фармуд, ки тамоми хонаҳои моро тафаҳҳус куну ҳар чӣ ёбӣ, ки аз ҷинси аслиҳа бошад ва олати ҳарб, баргиру баъд аз он назди мо ой.

Пас ходим як-як хонаҳоро дар кушоду Саъид даромад ва ҳеҷ чиз аз он чӣ меҷуст, наёфт.

Пас назди Имом омад ва чун ба хилватхонаи ӯ қадам ниҳод, дид ҳасире афканда ва мусаллое бар он густарда ва Имом рӯй бар қибла нишаста ва бар канори мусалло шамшерест дар ғилоф ниҳода ва ҳамёни даҳ ҳазор динор зари Мутаваккил ҳам ба мӯҳри ӯ дар гӯшаи хилватхона афтода. Имом фармуд, ки аз асбоби салтанат дар ин хилватхона ин шамшер ва ин зар аст, ки дар ин рӯзҳо Мутаваккил фиристода. Ин ҳардуро бардору пеши ӯ бибар, то ҳақиқати ҳоли соъиёну ҳасудон бар ӯ макшуф гардад. Саъид он шамшеру ҳамёнро гирифта, пеши Мутаваккил оварду қиссаро машрӯҳ бозгуфт. Чун Мутаваккил ҳамёнро ба мӯҳри худ дид, бағоят хиҷил ва мунфаил шуду аз карда пушаймон гардид. Ва чандеро аз он соъиён ба сиёсат расонид ва даҳ ҳазор мисқол зар дар ҳамёни дигар карду ҳарду ҳамёнро ба хидмати Имом фиристоду узри бисёр хост.

## Фасли ёздаҳум
## Дар зикри баъзе аз анфоси мутаббарикаи Имом Ҳасани Аскарӣ (а)

Муҳаммад ибни Ақраъ гӯяд, ки дар хотирам афтод, ки оё аимма(а)–ро иҳтилом меафтад ё на, хостам, ки аз Имом суол кунам. Чун чашмам ба рӯйи вай афтод, ҳайбати ӯ маро фурӯ гирифт ва шарм доштам, ки онро аз ӯ бипурсам.

Имом рӯй бар ман карду гуфт:

– Ҷавоби он суоли ту ин аст, ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло мефармояд: Ба дурустӣ, ки нест туро, эй шайтон, бар бандагони мухлиси ман қуввате ва истилое дар аъво ва азлол. Пас фармуд, ки иҳтилом аз амалҳои шайтон аст ва шайтонро бар абиди[1] хос дастрас нест.

* * *

Абӯ Ҳошим гӯяд:

– Аз Имом шунидам, ки гуфт:

– Фазли каломи Ҳақ бар каломи мо бар каломи халқ чун фазли Ҳақ аст бар халқ ва фазли каломи мо бар каломи сойири мардумон чун фазли мост бар эшон.

* * *

Ва Имом фармуд, ки фақр бо мо беҳтар аст аз ғано бо дигарон ва қатл бо мо беҳтар аст аз ҳаёт бо дигарон.

---

1. Абид – ҷамъи «абд» – банда.

* * *

Рӯзе Имом дар роҳе мегузашт. Душмане бағоят қабеҳулваҷҳ сари роҳ бар Имом гирифту аз рӯи таарруз ва инкор гуфт:

– Агар дар даъвои имомат содиқӣ, маро масх гардон.

Имом гуфт:

– Агар ҳиммат бар ин кор гуморам, ҳар оина нисфи кор карда шудааст, яъне ту худ ба ҳасби маънӣ масх шудаӣ ва он нисф амал аст, ки карда шуда ва ба ҳасби сурат масх шуданат боқист, ки нисфи дигар аст.

Он мункир аз тааррузи худу ҷавоби Имом хиҷил шуду ба инфиоли тамом аз пеши Имом бирафт.

## Фасли дувоздаҳум
## Дар зикри баъзе аз аломоти Имом Муҳаммади Маҳдӣ (а)

Чун аз он Ҳазрат сухане манқул нест, лоҷарам ба зикри баъзе аз аломоти анфусии он Имом ва имороте, ки дар замони ӯ ба зуҳур ояд, шурӯъ афтод. Ва чун аломоти офоқӣ бисёру бешумор аст ва тафсили он муносиби ин мақом нест, ба тарк дод ва он чи дар ин фасл эрод меёбад, чиҳил аломат аст.

**Аввал** – Ҳакима аммаи Имом Ҳасани Аскарӣ гӯяд, ки бар модари Имом то вақти вазъи ҳамл ҳеҷ нишоне аз нишонҳои ҳомилот зоҳир набуд ва дар ҳини вилодати вай нуре зоҳир шуд, ки тамоми хона равшан гашту он нур дар ҳамаи офоқ мунташир шуду ба машриқ ва ба мағриб расид.

**Дувум** – чун Имом мутаваллид шуд, ҳар ду кафи даст бар замин ниҳоду сар ба тарафи осмон боло кард ва ба забони фасеҳ калимаи шаҳодат гуфт.

**Севум** – баъд аз вилодат ва зуҳури нур ва адои калимаи шаҳодат дар саҷда афтоду пешонӣ бар замин ниҳоду чизе гуфт, ки касе надонист. Дар он маҳал Имом Ҳасани Аскарӣ даромад ва ӯро бардошту рӯй ба рӯи ӯ ниҳод ва забон дар даҳонаш карду баъд аз он гуфт, ки сухан гӯй.

Ӯ ба забони фасеҳ ояти чаҳорумро аз сураи бисту ҳаштум хонд, яъне мо хостем он ки миннат ниҳем бар он касон, ки забун шуда буданд ва бечора дар замин ва сохтем эшонро пешвоён дар амри дин ва гардонидем эшонро ворисони илмуляқин.

**Чаҳорум** – ҳаким гӯяд, ки чун Имом мутаваллид шуд, дидам, ки мурғони сабз гирдогирди ӯро гирифтанд. Имом Ҳасани Аскарӣ яке аз мурғонро бихонду гуфт:

– «Хузуҳу ва аҳфизҳу би изниллоҳи фиҳо фаинналлоҳа болиғун амруҳу».

Пас он мурғ вайро даррабуд ва бо соири мурғон ғоиб шуд.

Гуфтам:

– Эй Имом, ин чи мурғ буд, ки фарзандамро рабуд?

Гуфт:

– Ҷабраил буд бо малоикаи раҳмат.

Баъд аз замоне дидам, ки фарзандамро оварданд ва дар канори Имом ниҳоданд шуста ва покиза.

**Панҷум** – чун Имом мутаваллид шуд, хатна карда буд ва поку мутаҳҳар[1], ки бо вай ҳеҷ олудагӣ набуд.

**Шашум** – чун Имом мутаваллид шуд, бар зироъи аймани[2] ӯ навишта буд ояи ҳаштоду саввуми сураи ҳафтодум (бани Исроил), яъне омад дини ислом ва ночиз шуд куфру ширк ба дурустӣ, ки ботил нест шуду музмаҳил[3] гашт.

**Ҳафтум** – Шайх Муҳйиддини Арабӣ дар мавзеъе аз «Футуҳоти маккия» оварда, ки маҳри хатмияти вилояти мутлақа бар китфи Маҳдии чаҳорум бошад, ҳамчунон ки маҳри хатмияти нубуввати мутлақа бар китфи Муҳаммад Мустафо (с) буд, лекин маҳри нубуваи ношиз[4] буд, яъне, муртафеъ баробари байзаи кабӯтаре. Чу нубувватро рӯй дар зуҳур аст ва маҳри вилоят ғоир[5] бошад, яъне фурӯрафта, ки байзаи кабӯтаре дар ӯ гунҷад, чи вилоятро рӯй дар бутун аст.

**Ҳаштум** – Ибни Аббос гӯяд, ки қади муборaки Имом рабъа бошад, яъне мӯътадил, на дарозу на кӯтоҳ.

**Нӯҳум** – Ҳазрати Расул (с) фармуд, ки Маҳдии чаҳорум аз ман аст ва «аҷлаҳалҷабҳа» аст, яъне пешонии вай аз ду тараф бемӯй аст.

**Даҳум** – дар пешонии вай нуре бошад чун ситораи саҳарӣ барроқ[6] ва дурахшон, ки дӯсту душман онро бубинад.

**Ёздаҳум** – Пайғамбар (с) фармуд, ки зуд бошед, ки барангезад Худои таъоло аз утрати ман марде, ки дандонҳои вай сафеду барроқ бошад ва пешонии вай бемӯй ва заминро пур аз адл кунад, баъд аз он ки пур аз зулм шуда бошад.

**Дувоздаҳум –** Ҳазрати Расул (с) фармуд, ки Маҳдии чаҳорум

1. Мутаҳҳар – пок, тоза, покизашуда; муборак.
2. Зироъи айман – бозуи рост.
3. Музмаҳил – маҳвшаванда, нестунобудшаванда.
4. Ношиз – баланднишинанда.
5. Ғоир – фурӯшаванда.
6. Барроқ – дурахшон.

аз фарзандони ман аст ва «ақнаулунф» аст, яъне пушти бинии вай баланд аст.

**Сездаҳум** – Ибни Аббос гӯяд, ки Маҳдии чаҳорум зоҳир шавад ва рангу рӯйи ӯ ба сурхӣ занад.

**Чаҳордаҳум** – Ҳазрати Расул (с) фармуд, ки Маҳдии чаҳорум аз авлоди ман аст ва рӯйи ӯ чун моҳи шаби чаҳордаҳ тобон аст ва ранги ӯ ранги арабист ва чашми ӯ чашми бани Исроилӣ.

**Понздаҳум** – Ҳазрат фармуд, ки Маҳдӣ аз авлоди ман аст ва бар рухсораи ӯ холест, ки ҳеҷ касро мисли он хол набуда ва намебошад.

**Шонздаҳум** – Имом Ризои чаҳорум фармуд, ки аз ҷумлаи аломоти Маҳдӣ он буд, ки ҳамеша аз ӯ бӯйи хуш ва тиби дилаш ояд, ки ҳазор бор аз бӯйи мушки азфар[1] беҳтар аст, бе он ки атре ба кор барад.

**Ҳафдаҳум** – фармуд, ки Имом Маҳдии чаҳорум ҳаргиз муҳталам нашавад ва тасвилоту[2] тамсилоти[3] шаётинро дар ӯ ҳеҷ асар набошад.

**Ҳаждаҳум** – ва фармуд, ки чун чашми Имом ба хоб равад, дилаш бедор бошад ва дар айни хоб аз даруни синаи муборакаш овози зикри Қуръон шунаванд маҳрамоне, ки наздики вай бошанд.

**Нуздаҳум** – фармуд, ки ҳаргиз касе бавлу ғоити Имомро набинад, зеро ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло заминро дар фармони ӯ карда, ки ҳар чи аз ӯ ҷудо шавад, фурӯ барад.

**Бистум –** дар фасли ал-Хаттоб оварда ба санади саҳеҳ, ки ҳамеша абре бар сари Маҳдӣ соябон бошад ва ӯро аз тоби офтоб нигоҳ дорад.

**Бисту якум** – фармуда, ки аз даруни абр мунодӣ бо овози баланд нидо мекунад, ки «ҳазо Маҳдӣ», яъне ин Маҳдӣ аст.

**Бисту дувум** – дар «Мӯътабар» гӯяд, ки аз он абр кафи дасте берун омада бошад ва фариштае аз даруни он нидо мекунад, ки «ҳозо валийуллоҳ ал-Маҳдӣ», яъне ин валиюллоҳ ал-Маҳдӣ мебошад.

**Бисту севум** – Имом Ризои чаҳорум фармуда, ки назди Маҳдӣ саҳифае бошад, ки ном ва ададии атбоъи вай то қиёмат дар он мактуб аст ва саҳифаи дигар бошад, ки ному ададии иъдои вай то қиёмат дар он мактуб аст.

---

1. Азфар – тезбӯй.
2. Тасвилот – бероҳ кардани шайтон касеро.
3. Тамсил – сурати чизе намудан аст.

**Бисту чаҳорум** – фармуд, ки Мусҳафи Фотима назди Маҳдӣ бошад ва он саҳифаест нозилшуда аз осмон дар сифоти аиммаи исноашара.

**Бисту панҷум** – фармуд, ки рояти байзо ба дасти ӯ бошад. Фурот ибни Ҳайёт гӯяд, ки аз Ҳазрати Пайғамбар (с) шунидам, ки гуфт:

– Эй Фурот, ҳол чун бошад наздики рояти байзои Маҳдӣ?

Гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, Маҳдӣ кист ва рояти байзо чист?

Гуфт:

– Аламест сафед, ки баланд шавад аз қабилаи Рабиъа дар охируззамон ва ҳар кӣ мутобиати соҳиби он роят кунад, ки Маҳдист ва аз авлоди ман аст, роҳи рост ёбад ва ҳар ки мухолифати ӯ кунад, гумроҳ шавад.

Гуфтам:

– Ё Расулаллоҳ, оё ман дар он замон зинда бошам?

Фармуд, ки дар он рӯз араб андаке бошад.

**Бисту шашум** – дар Фаслулхитоб оварда, ки бар рояти байзои Маҳдӣ ин калима мастур аст, ки: «Ассиатуллоҳи аззун ва ҷаллун».

**Бисту ҳафтум** – Имом Ризо фармуда, ки яке аз аломоти Маҳдӣ такаллуми рояти ӯст ва сухан кардани он роят баъд аз зуҳури Маҳдӣ бошад.

**Бисту ҳаштум** – дар Фаслулхитоб оварда, ки чун вақти зуҳури Маҳдӣ расид, шиққаҳои он роят ба ҳаракат дароянд ва ба забони фасеҳ гӯяд, ки «Ухриҷ, ё Валияллоҳ, яъне берун баро, эй валии Аллоҳ».

**Бисту нӯҳум** – Имом Ризо фармуд, ки ҳамаи силоҳҳои Расул (с) ва ҳамаи силоҳҳои васии ӯ назди Маҳдии чаҳорум ҷамъ бошад.

**Сиюм** – фармуда, ки Маҳдиро шамшере бошад, ки дар вақти зуҳури худ ба худ аз ғилоф берун оянд, бе он ки дасте дар миён бошад.

**Сию якум** – фармуда, ки он шамшер ба забони фасеҳ ба сухан дарояду гӯяд, ки «Ухриҷ, ё Валияллоҳ, яъне берун баро, эй валии Аллоҳ». Ва дар баъзе ахбори аҳли байт омада, ки он шамшер Зулфиқор бошад.

**Сию дувум** – фармуда, ки зиреҳи Пайғамбар дар забони Маҳдӣ пайдо шавад ва ба болои ӯ рост оянд ва бар болои ғайри ӯ дароз ё кӯтоҳ бувад.

**Сию севум** – фармуда, ки Маҳдӣ мустаҷобуддаъва бошад, то ҳадди яке агар бар сахра[1] дуо кунад, филҳол бишкофад.

**Сию чаҳорум** – фармуда, ки ҳамеша амуде аз нур миёни Маҳдӣ ва Худои таъоло қоим бошад, ки онро гоҳ-гоҳ мухлисони содиқ мушоҳида кунанд.

**Сию панҷум** – фармуда, ки Маҳдӣ аз паси пушт чунон бинад, ки аз пеши рӯй ва ҳеҷ чиз ҳиҷоби ӯ набошад.

**Сию шашум** – фармуда, ки Маҳдӣ ҳамеша муайяд[2] бошад мин индаллоҳи ба мадади Рӯҳулқудс.

**Сию ҳафтум** – фармуда, ки ҳамеша дар маорик ва машоҳид Ҷабраил бар дасти рости ӯ бошад ва Микоил бар дасти чапи ӯ.

**Сию ҳаштум** – фармуда, ки ҳамеша Ҳақ бо ӯ бошад ва ӯ бо Ҳақ ва ҳаргиз ботил бар ӯ ғалаба накунад ва ҳамеша ӯ ғолиби мутлақ бошад.

**Сию нӯҳум** – Имом Ризо фармуда, ки чун Маҳдӣ зоҳир шавад, ҳақ таъоло чаҳор ҳазор малаки муқарраб аз барои нусрати ӯ аз осмон фурӯ фиристад, то дар ҷамеъи муҳорибот бо ӯ бошанд ва иълои калимаи Ҳақ кунанд.

**Чиҳилум** – дар Фаслулхитоб гӯяд, ки Расул (с) фармуда, ки асоиби[3] Ироқ, ахёри эшон ва абдоли Шом, яъне чиҳилтанон, мулозими Маҳдӣ бошанд ва байъат[4] кунанд бо Маҳдӣ аз авлиёи ин уммат гурӯҳе, ки ба адад аҳли Бадр бошанд, яъне сесаду сездаҳ тан аз авлиёи кибор ва асфиёи бузургвор. Ва Шайх Муҳиддин дар «Футуҳот» он ҷо, ки зикри Маҳдӣ ва мутобеонаш мекунад, фармуда, ки аксари хоси вай арбоби маорифи илоҳӣ ва ҳақойиқи номутаноҳӣ ва аҳли кашфу ваҷду шуҳуд бошанд ва ҳамеша бо вай сесаду шаст мард бошад аз комилони авлиёуллоҳ ва бузургони риҷолулғайб, валлоҳу аълам биссавоб.

---

1. Сахра – харсанг, кӯҳпора; санги калон
2. Муайяд – таъйидёфта, дастгирӣ кардашуда; масъуд, бахтёр.
3. Асоиб – бар вазни масоиб, ҷамъи асоба аст ва усба ва асоба гурӯҳи мардон аз даҳ то чиҳил бошанд, мурғон ва аспонро низ гӯянд (Мунтаҳийулараб) .
4. Байъат – муоҳадаи дӯстӣ бастан, аҳду паймон.

# БОБИ СЕВУМ
# ДАР ЗИКРИ ҲИКОЁТИ ЛАТИФАИ МУЛУК ВА НУКОТИ ЗАРИФАИ САЛОТИН ВА ИН БОБ МУШТАМИЛ АСТ БАР ДАҲ ФАСЛ

## Фасли аввал
## Дар илм ва фаросати подшоҳони ва ҳиддати табъ ва зарофати эшон дар тавқеъот

Саълабӣ оварда, ки Искандар ба подшоҳи Ҳинд навишт: «Гумон мебарам, ки ту аз ашрорӣ».

Подшоҳи Ҳинд дар ҷавоби ӯ навишт: «Бадкирдор гумон намебарад бар мардумон илло бадиро, зеро ки мебинад эшонро ба дидаи табъи худ, яъне ҳоли дигаронро бар ҳоли худ қиёс мекунад».

Искандар ҷавоби ӯро писандид.

* * *

Муаллиф аз баъзе урафо истимоъ карда, ки фармудаанд:

– «Касе, ки мехоҳад айби касеро гӯяд, он чӣ худ ба он муттасиф аст, аввал ба забонаш меояд, зеро ки он сифат ба вай ақраб аст».

* * *

Яке аз ақрабои халифаи Бағдодро фарзанди хурдсоле вафот ёфта буду ҷазаъи бисёр мекард. Халифа ба вай навишт: «Оё хушдил медорад туро фарзанд дар вақти ҳаёт ва ҳол он ки дар он вақт фитна аст, яъне мӯҷиби дилтангии туст ва оё бадҳол мегардонад туро фарзанд дар вақти мамот ва ҳол он ки дар айни раҳмат аст, яъне шафеъи қоими туст».

* * *

Сулаймон ибни Абдулмалик[1] аз тоъун гурехт. Ба вай навиштанд: «Бигӯй, Муҳаммад(с), мунофиқонро, ки суд намедорад шуморо аз гурехтан. Агар бигурезед аз марг ё аз куштан ва он ҳангом, ки бигурезед мутаматтеъ ва бархурдор нахоҳед шуд, магар замоне қалил».

Сулаймон дар ҷавоб навишт: «Мо он замони қалилро мехоҳем, яъне замони ҳаёт муғтанам аст, ҳарчанд қалил бошад».

* * *

Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф бар минбари худ руқъае ёфт, ки бар ӯ ин

---

1. Сулаймон ибни Абдулмалик (96-99 ҳ.) – ҳафтумин халифаи Умавӣ (Мӯъҷамулансоб).

оят (Сураи сию нӯҳум, ояти яксаду понздаҳум) навишта буданд, яъне «Бигӯ, эй Муҳаммад, мар он кофирро, ки бархурдор ба куфри худ, андак замоне дар дори дунё шав. Ба дурустӣ, ки ту аз аҳли дӯзахӣ. Амри таматтӯъ амри таҳдид аст, яъне аз мутамат-теъот баҳри чӣ хоҳӣ шуғл гирӣ, ки ту аз асҳоби оташ хоҳӣ буд».

Ҳаҷҷоҷ бифармуд, то дар зайли руқъа ин оят (Сураи севум, ояти яксаду понздаҳум) бинавиштанд ва ҳам бар минбар бигу-зоштанд, яъне «Бигӯ, эй Муҳаммад, мар кофиронро, ки бимиред ба хашми худ. Ҳосили маънӣ он, ки ба хашме, ки аз мӯъминон доред, мегузаронед, то ба вақте ки марг ба дурустие, ки Худо доност, ба он чи ки дар синаҳои шумост».

* * *

Шабе Ҳорун ар-Рашид хост, ки бо Зубайда, ки завҷаи ӯ буд, мубошират кунад. Ногоҳ асари ҳайз дар ӯ пайдо шуд. Зубайдаро шарм омад, ки сареҳ гӯяд.

Гуфт:

– Омад фармони Худо, пас шитоб макунед (Сураи шонздаҳум, ояи якум).

Ҳорун аз ҳирси шаҳват парвои ин маънӣ накард.

Зубайда хун бар ҷомаи худ диду гуфт:

– «Барҷӯшид танӯр» (Сураи ёздаҳум, ояи чиҳилу дувум).

Ҳорун мақсуди вайро дарёфту бар сабили зарофат ин оя хонд, ки «Зуд бошед, ки бозгардаму паноҳ барам ба кӯҳе, ки нигоҳ до-рад маро аз оби тӯфон» (Сураи ёздаҳум, ояи чиҳилу панҷум).

Зубайда дар ҷавоб гуфт:

– «Нест нигоҳдорандае имрӯз аз фармони Худой» (Сураи ёздаҳум, ояи чиҳилу панҷум).

Ҳорунро вақт хуш гашту даст аз вай бидошт.

* * *

Зоҳиде солус назди подшоҳи ҳадидулфаҳм, ки ба идмони[1] хамр мубтало шуда буд, омаду гуфт:

– Дӯш Ҳазрати рисолатпаноҳро дар воқеа дидам, ки маро гуфт:

– Бирав, подшоҳро бигӯй, ки шароб камтар хӯрад.

Подшоҳ гуфт:

– Валлоҳ, ки ту ин хобро ба дурӯғ бар он Ҳазрат бастаӣ.

Зоҳид гуфт:

1. Идмон – пайваста шароб хӯрдан.

– Аз кучо мегӯӣ, ки ин хоб дурӯғ аст.

Гуфт:

– Аз он чо, ки гуфтаӣ «Пайғамбар фармуд шароб камтар хӯрад», зеро ки иборати рухсат аст бар он ки камтар метавон хӯрд. Ва ҳол он ки андак ва бисёри он ҳаром аст. Ва ҳаргиз он Ҳазрат рухсат надиҳад ба ҳароми андак, ҳамчунон ки рухсат надиҳад ба ҳароми бисёр.

Зоҳид хичил гашту ҳозирон бар ҳиддати фаҳми подшоҳ офарин гуфтанд.

**Фасли дувум**
**Дар улувви шаъни подшоҳон ва азми дурусту ҳиммати баланди эшон**

Мардум аз шоҳ Ардашер шикоят карданд, ки бағоят кам аз ҳарам берун меояду дер дидор менамояд. Ин хабар ба вай расид, гуфт:

– Далертарин кас бар шер он кас аст, ки шерро бисёр бубинад.

* * *

Арабе назди Муовия Абу Суфён[1] рафт, вақте ки ба истиқлол буд дар Шому Ироқ ва аз рӯзгор шикояти бисёр карду гуфт:

– Замона маро бар замин медораду ғами рӯзгор бар ман камин дорад.

Гуфт:

– Аз замон шикоят макун, ки моем замон. Ҳар касро, ки мо бардорем, баланд шавад ва ҳар касро, ки мо фурӯ гузорем, паст шавад.

* * *

Назди Муовия гуфтанд, ки Аҳнаф ибни Қайс[2] мегӯяд, ки мардум маро ба бухл нисбат мекунанд ва ҳол он ки ман тадбирот мекунам, ки ҳар яке аз он ба сад ҳазор динор меарзад.

Муовия гуфт:

– Аввал бухли ӯ ин аст, ки тадбири худро баҳо мекунаду сад ҳазор динор қимат бар он мениҳад.

1. Муовия ибни Абӣ Суфён ибни Ҳарб ибни Уммия бист сол аз чониби Усмон волии Шом буд ва аз он пас бист сол хилофат кард, ҳаштоду ҳафт сол бизист ва дар соли шастуми ҳичрӣ бимурд (Табақот).
2. Аҳнаф ибн ал-Қайс ат-Тамимӣ аз ёрони Ҳазрати Амир (а) дар чанги Сифин буд, вафоташ дар соли ҳафтоду дуи ҳичрӣ (Ҳабибуссайр).

* * *

Абу Муҳаммад Язидӣ[1] аз аъёни Бағдод ба Ҳорун ар-Рашид навишт, ки шунидаам, дар маҷлиси унс баъзе аз надимон аз банда сияоте кардаанд.

Ҳорун дар ҷавоби ӯ навишт: Маҷлиси унс бисотест, ки дарнавардида мешавад бо мунқазӣ шудани он, яъне он чи аз сияят ва ғайбат дар маҷлиси унс ва мубоситат мегузарад, чун маҷлис дар ҳам навардида шуд, он суханон низ дар ҳам навардида шавад ва асаре ва зараре аз он ба зуҳур наояд.

* * *

Искандарро гуфтанд, ки ин ҳамаи мамоликро ба тасарруф даровардаӣ, ҳанӯз қаноат намекунӣ?!

Гуфт:

– Қаноат кардану хурсанд шудан ба чизе аз хислатҳои чаҳорпоён аст, ояи каримаи яксаду сездаҳум, сураи бистум муаййиди ин сухан аст.

Байт:

Лаълу гуҳар аз дили кон металаб,
Ҳар чӣ биёбӣ, ту аз он металаб[2].

* * *

Яъқуби Лайс[3] пеш аз он ки подшоҳ шавад, рӯзе бо ҷавонони қабила дар ҷое нишаста буд. Пире аз ақрабои вай ба он ҷо расид.

Гуфт:

– Эй Яъқуб, ҷавони хубрӯй ва рашиду расидаӣ. Дастпаймоне[4] лоиқ сомон кун, то арӯси ҷамила аз аъёни қабила барои ту хостгорӣ кунам.

Яъқуб гуфт:

– Эй падар, он арӯс, ки ман мехоҳам, дастпаймони ӯ муҳайё кардаам.

Гуфт:

---

1. Абу Муҳаммад Язидӣ ибни Муборак Язидӣ муаллим ва муаддиби Маъмун, олими луғат ва наҳв буд ва ровии шеър, дар соли 202 вафот ёфт.
2. Дил қаноат намекунад ба хамир, дида розӣ намешавад ба хаёл.
3. Абу Юсуф Яъқуб ибни Лайси Саффор (254-265) («Мӯъҷамулансоб»).
4. Дастпаймон – асбоби домодӣ ва маҳреро низ гӯянд, ки ба вақти ақд кардан қарор диҳанд ва онро маҳри муаҷҷал хонанд ва муарраби он дастфаймон аст. Асадӣ гӯяд:
Мар-ӯро зи баҳри Наримон бихост,
Ҳама даст паймони ӯ кард рост.

– Он кадом аст?

Яъқуб шамшер аз наём баркашиду гуфт:

– Ман арӯси мамолики шарқу ғарбро хостгорӣ кардаам ва дастпаймони ӯ ин шамшери обдор ва ин теғи ҷавшангузор аст:

Байт:

Арӯси мулк касе дар канор гирад танг,
Ки бӯса бар лаби шамшери обдор занад.

Ва забони ҳолаш ба-дин мақол мутаранним буд, ки:

Қитъа:

Дарёву кӯҳро бигузорему бигзарем,
Симурғвор зери пар орем хушку тар.
Ё бар мурод бар сари гардун ниҳем пой,
Ё мардвор дар сари ҳиммат ниҳем сар.

* * *

Маъмун ар-Рашидро рӯзе чанд гил хӯрдан одат шуда буд ва аз он ҷиҳат маразҳои муҳлик ориз шуда буд ва ҳарчанд атиббо саъй намуданду муолиҷат фармуданд, аз он одат нагашт ва аз сари он хислат дарнагузашт, то кори ӯ ба сарҳади ноумедӣ расид. Охир ақрабои ӯ ба Ҳазрати Имом Ризо (а) руҷӯъ карданду истиғоса[1] намуданд ва гуфтанд:

– Ё ибни Расулаллоҳ, атиббо оҷиз шудаанд, вақти иноят аст. Агар ту муолиҷаи он накунӣ, ҳалок мешавад. Имом назди ӯ омад, вақте ки бар бистар зору низор афтода буд.

Гуфт:

– Эй Маъмун, ту марди оқилӣ ва донову мудаббир ва соҳиби раъю мулукро азмҳои дуруст ва ҳимматҳои баланд мебошад, ки дар ҳар чӣ азм кунанд, аз он барнагарданд ва бар ҳар чӣ ҳиммат гуморанд, онро пеш баранд. Пас, куҷост он азми дуруст, ки подшоҳонро мебошад, ки ҳеч кас тағйир наметавонад дод? Пас, агар ин рост аст, ту, ки аз мулуки бузургӣ, азм бар нохӯрдани гил ҷазм кун ва ҳиммат бар он гумор, ки дигар пиромуни ин кор нагардӣ.

Маъмун аз сухани Имом мутаассир шуду бар тарки он хислат азм ҷазм кард ва ҳарчанд дар он ду-се рӯз табъи вай гил талабид ва хотираш ба он кашид, ба қуввати азми дуруст он кашиши табъро манъ кард ва он васвасаро нафи намуд ва ба баракати анфоси Имом аз он балия халос шуд ва сиҳҳат ёфт.

1. Истиғоса – фарёд хостан.

## Фасли севум
## Дар тарки шаҳватпарастии эшон

Абу Саламаи Халлол[1] вакили Саффоҳ[2] буд, ба вай навишт, ки агар фармон диҳӣ, барои ту канизакони соҳибҷамол пайдо кунам.

Халифа дар ҷавоб гуфт:

– Чун қудрат бисёр ва бузург шавад, шаҳвату дағдағаи он кам гардад.

* * *

Искандар бо сарҳангони сипоҳи худ бар мавкиби ҳашмат меронд. Яке аз муқаррабон гуфт:

– Ҳақ таъоло туро мулки азим дода ва бар ҳамаи салотини олам ғолиб сохта. Занони бисёр ба ҳиболаи никоҳи худ дарор, то авлоди ту бисёр шавад ва насли ту боқӣ монад ва баъд аз ту ёдгоре бошад ва мамоликро хостгоре бувад.

Ҷавоб дод, ки ёдгори мард на фарзанди ӯст, балки ҳосили арҷманди ӯст. Аз мардӣ набошад, ки он кас, ки бар мардон ғолиб ояд, занон бар ӯ ғолиб оянд.

* * *

Ҳакими фозилу табиби ҳозиқ ба маҷлиси Халифаи Бағдод омаду гуфт:

– Барои ту се тӯҳфа овардаам, ки ҷуз маликро нашояд.

Фармуд:

– Он кадом аст?

Гуфт:

– Аввал, хизобе, ки мӯи сафедро сиёҳ созад бар ваҷҳе, ки дигар сафед нашавад. Дувум, маъҷуне, ки ҳарчанд касе таъоми ғализ хӯрад, меъда гарон нашавад ва он таъом ҳазми саҳеҳ ёбад. Севум, таркибе, ки тановули он пушту камарро қавӣ созаду тақвияти боҳ кунад, ба масобае, ки ҳарчанд шаҳват биронад, заъифӣ торӣ нашавад.

Халифа замоне тааммул кард, пас гуфт:

– Эй ҳаким, пеш аз ин суханон қадри ту бар ман беш аз ин буд ва ман туро доно гумон медоштаму оқил мепиндоштам. Аммо хизобе, ки гуфтӣ, сармояи фиребу ғурур аст. Чун сиёҳии мӯ зулмат ва сафедии он нур аст. Зиҳӣ мағрур касе, дар он кӯшад, ки

---

1. Абу Салама Ҳафс ибни Сулаймони Куфӣ «вазири Оли Муҳаммад» аввал касест, ки дар давлати Аббосӣ номи вазир бар вай ниҳоданд.
2. Абулаббоси Саффоҳ – нахустин халифаи аббосӣ аст.

нурро ба зулмат бипӯшад ва аммо маъҷуне, ки зикр кардӣ, ман аз он қабил нестам, ки таъоми бисёр хӯрам ва ба он лаззат гирам. Чӣ аз он нохуштар, ки ҳар лаҳза ба ҷое бояд рафт, ки дар ӯ нодиданӣ бояд диду ношуниданӣ бояд шунид ва нобӯиданӣ бояд бӯид. Аммо таркибе, ки ном бурдӣ, мубошират бо занону ифрот дар он ва муболиғаи шаҳват шӯъбаест аз ҷунуну шеваест аз доираи хирад берун ва бағоят номуносиб аст, ки Халифаи рӯи замин пеши зане ба ду зону дарояду тамаллуқу чоплусӣ намояд ва орифи Ҷом ин ҳикоятро дар «Баҳористон» оварда ва дар мазҳаби шаҳватпарастон қитъа фармуда:

Эй зада лофи хирад, чанд ба шаҳват гирӣ
Гесуи шоҳиду занҷири ҷунун ҷунбонӣ.
Чӣ ҷунун бошад аз ин беш, ки пеши занаке
Бинишинӣ ба сари зонуву кун ҷунбонӣ.

## Фасли чаҳорум
## Дар сиёсати эшон

Искандар ба куштани дузде фармон дод.

Дузд гуфт:

– Эй подшоҳ, дар ин кор, ки аз ман содир шуда, кореҳ[1] будам.

Гуфт:

– Дар кушта шудан низ кореҳ бош.

* * *

Чун Анӯшервон ба қатли Бӯзармеҳр фармон дод, вай авф талабид.

Анӯшервон гуфт:

– Чун ҳангоми дарав кардани кишт ояду дарав накунанд, кишт фосид ва зоеъ гардад.

* * *

Хусрави Парвиз омилеро, ки ба раоё зулм карда буд, ба даргоҳ талабид. Ва ӯ гаронҷонӣ карда дар зуд омадан тааллуле варзид.

Парвиз ба ҳокими он диёр навишт: «Чун гаронӣ кард бадани ӯ дар омадан, пас бифрист ба даргоҳ сабуктарин аъзои ӯро, яъне сарашро».

* * *

Садиди Авфӣ дар «Ҷавомеъулҳикоёт» оварда, ки Баҳромшоҳ

1. Кореҳ – нохушдоранда.

писари Масъуди Ғазнавӣ ҳокиме ба Ғур фиристод ва ӯ бар ғуриён зулми бисёр кард. Охир ғурие пойафзор пӯшида, пиёда ба Ғазнин рафту аз он золим додхоҳӣ кард.

Баҳромшоҳ бифармуд, то нишони дуру дароз навишта, ӯро аз он зулм манъ карданд. Ғурӣ нишони султонро гирифта, ба Ғур муроҷиат намуд. Ҳоким ӯро нишонид ва нишонро пора-пора кардаву ба захми гардане ба хӯрди ғурӣ дод ва ӯ боз пиёда ба Ғазнин рафту қисса арз кард.

Баҳромшоҳ бифармуд, ки нишоне муштамил ба таъкиду ваъид бинависанд. Муншӣ коғази дарозтар бардошт, ки нишон бинависад.

Муншӣ гуфт:

– Барои Худо нишонро бар коғази хурдтар навис, ки дар вақти хӯрдан ташвиш камтар ёбам, ки дар вақти хӯрдани нишони аввал басе меҳнат ба ман расид.

Баҳромшоҳ аз ин сухан бихандид.

Ғурӣ гуфт:

– Аз ин сухан механдӣ ва ҳол он ки агар туро дар амри салтанат ғайрате бошад, бояд ки бар кору бори худ зор-зор бигирйӣ, ки навкари ту аз фармони ту ҳисобӣ нагирад ва туро дар шуморе наёрад.

Баҳромшоҳ аз ин сухан азим мутаассир шуду гуфт:

– Эй ғурӣ, рост гуфтӣ. Ба Худо аҳд кардам, ки то интиқоми ин беадабӣ аз он золим накашам, хоб накунам ва ором нагирам. Пас филҳол бархосту шамшер бар миён баст ва мутаваҷҷеҳи диёри Ғур шуду гуфт:

– Лашкар аз ақиби ман биёяд, ки ба расми шикор ба кӯҳсори Ғур меравам ва ба он баҳона аз Ғазнин ба қаряи он ғурӣ рафт. Ҳокими золим истиқбол намуда, бо тӯҳфаҳои лоиқ ба мулозимати Баҳромшоҳ омад. Ғуриро дар инони Баҳромшоҳ дид. Аз ҳайбат бар худ биларзид. Худро аз маркаб дарандохту пеш давид, ки рикоби Баҳромшоҳро бибӯсад. Баҳромшоҳ бифармуд, то даст ва гарданашро маҳкам бастанд ва гуфт:

– Аз асб фуруд наоям, то сазои ин золим надиҳам. Пас бифармуд, то даҳ ман сурб оварданд ва бигудохтанду онро дар гулӯи ҳокими золим рехтанд ва гуфтанд:

– Ин сазои касе, ки бо нишони подшоҳи худ ин кунад ва онро ба дард ва ба хӯрди мазлумон диҳад. Баъд аз ин сиёсати ҳокими одил бар вилояти Ғур волӣ сохт ва фуруд наёмад ва инон бигардониду бозгашт.

## Фасли панҷум
## Дар таҳдид ва ваъиди эшон коргарони девонро

Деҳқоне пеши Мансури халифа омаду аз дасти омили золиме шикоят кард. Мансур ба вай ин тавқеи мухтасар навишт, ки «Кифоят кун кори ӯро ва илло кифоят кунам кори туро, яъне туро ба қатл расонам ва дафъ кунам шарри туро».

* * *

Ҳам Мансур ба омили дигар навишт, ки аз зулми ӯ шикоят карда буданд: «Рост шав ё ба як ҷониб рав, яъне адолат кун ё маъзул бош».

* * *

Касир ибни Абдуллоҳ[1] вазири халифа буд ва аз вай тақсире дар вуҷуд омада буд. Халифа ӯро ҳабс фармуд ва Касир дар он банд бисёр бимонд. Охир ин калимоти қуръонӣ навишт ва назди халифа фиристод, ки: «Яъфу ан касирин» (Сураи панҷум, ояи ҳаждаҳум).

Ӯ ҳам аз Қуръон навишт, ки «Ло хайрин фӣ касирин» (Сураи чаҳорум, ояи яксаду чаҳордаҳум).

* * *

Умар ибни Абдулазиз[2] ба омиле, ки ҷое фиристода буд ва ӯ ба ҷамъи ҳутом[3] дарафтода буд, навишт: «чун чаҳорпо мабош, ки мечарад аз барои талаби фарбеҳӣ ва ҷуз ин нест, ки ҳалоки ӯ ва куштани ӯ дар фарбеҳист».

## Фасли шашум
## Дар шуҷоат ва раъйи соиби эшон

Чун Искандар мутаваҷҷеҳи ҳарби Доро буд, Доро ба вай навишт:

– «Ба дурустӣ, ки Доро дар миёни ҳаштод ҳазор мард аст» ва ба ин сухан хост, ки Искандарро битарсонад.

Искандар дар ҷавоби ӯ навишт:

– «Ба дурустӣ, ки қассобро дар ҳавл наяфканад бисёрии гӯсфанд».

1. Ҳеч як аз хулафоро вазире бад-ин ном набудаст.
2. Ҳаштумин халифаи Умавӣ (99-101ҳ.).
3. Ҳутом – бар вазни ғулом, реза ва шикастаи ҳар чизе ва андак моли дунё (Мунтаҳийулараб).

* * *

Чун подшоҳи Ҳабаша Сайфзиязанро, ки подшоҳи Яман буд, аз Яман берун кард, паноҳ ба Анӯшервон бурду аз ӯ мадад хост. Анӯшервон се ҳазор мард ба мадади ӯ номзад кард.

Гуфт:

– Эй Кисро, се ҳазор мард бо панҷоҳ ҳазор мард чӣ гуна муқовамат кунад?

Кисро гуфт:

– Ҳезуми бисёрро оташи андак кифоя аст.

* * *

Миёни Абдулмалики Марвон ва Мусъаб бинни Зубайр ҳарби азим воқеъ шуд. Абдулмалик битарсиду бародари худ Муҳаммадро назди вай фиристод, ки сулҳнома бинависад. Мусъаб дар ҷавоби вай гуфт:

– Мисли ман касе аз мисли чунин ҷое, ки майдони ҷанг аст, рӯй нагардонад, магар он, ки ғолиб бошад ё мағлуб, яъне миёни мо мусолиҳа мумкин нест.

* * *

Қайсари Румро ду душмани азим буд. Рӯзе хабар оварданд, ки он ду қасди муҳорибаи якдигар кардаанд. Ҷамъе аз мудаббирони пойтахти Қайсар гуфтанд:

– Ҳол, ки душманон маркази худ бозгузоштаанд, муносиб он аст, ки бар мулки эшон тозем ва диёри эшонро зеру забар созем.

Қайсар гуфт:

– Ин раъй, ки шумо кардаед, хатост. Зеро ки чун эшон аз қасди мо хабар ёбанд, ҳар ду ба ҳам иттифоқ карда, ба ҷониби мо бишитобанду моро аз миён бардоранд. Ва ман аз барои шумо мисоле бинамоям, ки мусаллам доред. Пас бифармуд, то ду саги шикории муаллам оварданду ҳардуро бо ҳам ҷанг андохтанд, чунон ки якдигарро маҷрӯҳ сохтанд. Пас бифармуд, то оҳуе аз дур бад-эшон намуданд. Эшон ҷангро гузошта, ҳарду ба он оҳу ҳамла оварданд.

Мудаббирон бар раъйи Қайсар офарин карданд.

* * *

Замахшарӣ дар китоби «Рабиъулаброр» оварда, ки Ҳурмузонро, ки аз ҷумлаи мулук буд, гирифтанд ва ба Мадина оварданд, дар замони ҳукумати Умар ибн ал-Хаттоб ва вай ҳукм ба қатли ӯ кард.

Гуфт:

– Ман ташнаам, аввал маро обе бидиҳед, пас аз он теғ биро-

нед. Қадаҳе пури об оварданд ва ба дасти вай доданд. Онро нигоҳ дошту дасташ меларзид.

Гуфтанд:

– Чаро об нахӯрӣ?

Гуфт:

– Метарсам, ки пеш аз хӯрдани об хунам бирезанд.

Ибни Хаттоб гуфт:

– Ӯро бикушед.

Ҳурмузон гуфт:

– На ту маро амон додӣ?

Гуфт:

– Миқдори об хӯрдане амон додам.

Ҳурмузон гуфт:

– Ҳанӯз он обро наёшомидаам.

Ибни Хаттоб гуфт:

– Бикушад туро Худо, ки ба ҳилат аз ман амон гирифтӣ ва ҳол он ки ман шуур ба он надоштам. Ва Ҳурмузон худро бад-ин тадбир аз куштан бираҳонид.

* * *

Иброҳим ибни Молик ба ҳарби Ибни Зиёди малъун мерафт ва дар хилват чанд кабӯтари сафеди дастомӯз ба маҳраме, ки бар ӯ эътимоди куллӣ дошт, супурду гуфт:

– Чун мушоҳида кунӣ, ки лашкари ман рӯ ба заъф ниҳоду лашкари хасм ғалаба кард, ин кабӯтаронро дар лашкаргоҳ сар деҳ, чунонки аҳаде бар он мутталеъ нашавад.

Пас бо лашкариёни худ мукаррар гуфт, ки ман дар кутуби осмонӣ хондаам, ки Ҳақ таъоло моро ба малоикаи исоб мадад хоҳад фармуд ва он малоика дар сурати кабӯтарони сафед аз осмон нузул хоҳанд кард ва лашкариёни ӯ бад-он башорат қавидил буданд ва хушдил менамуданд. Чун ноираи қаттол иштиол ёфт, хасм қавӣ буд. Наздик ба он расид, ки лашкари Иброҳим рӯй ба гурез ниҳанд. Филҳол он маҳрам кабӯтаронро сар дод ва эшон бар болои сари он ду лашкар ба парвоз даромаданд.

Чун лашкариёни ӯ он суратро мушоҳида карданд, ба як бор бо овози баланд такбир гуфтанд ва якдигарро башорат доданд, ки инак малоикаи исоб расиданд ва Иброҳим эшонро қавидил сохта гуфт:

– Эй ёрон, ҳамла оред, ки кор ба мурод шуд. Лашкариён ба қуввати тамом ба як бор ҳамла карданду хасмро аз пеш бардоштанд ва Ибни Зиёди малъун рӯй ба гурез ниҳод ва дар он ҳамла кушта шуд.

## Фасли ҳафтум
## Дар диндорӣ ва мусулмонии подшоҳон

Ҳазрати Амиралмӯъминин, алайҳиссалом, дар замони хилофати худ ҳама рӯз муҳиммоти халоиқ сохтӣ ва ҳама шаб эҳё кардӣ ва ба ибодати холиқ пардохтӣ.

Баъзе маҳрамон гуфтанд:

– Эй Амиралмӯъминин, ин ҳама ранҷу меҳнат бар худ чаро мениҳӣ? Чӣ бошад, ки гоҳе табъи латифу нафси шарифро роҳате диҳӣ ва шабе сари фароғат бар болини истироҳате ниҳӣ? Ин чӣ ҳол аст, ки на рӯз ҳазрататро осоише ҳасту на шаб оромише?

Фармуд, ки агар дар рӯз биёсоям, кори халқ дар дунё табоҳ шавад ва агар дар шаб биёромам, кори ман дар охират зоеъ гардад.

* * *

Подшоҳе гунаҳкореро дар мувқифи сиёсат тозиёна фармуд.

Дар он асно гунаҳкор подшоҳро оғози дашноми шанеъ карду басе носазои фоҳиш гуфт, чунонки ҳамаи ҳозирон мунфаил шуданд ва ҷазм карданд, ки подшоҳ аввал забонаш хоҳад бурид ва охир банд аз бандаш ҷудо хоҳад кард.

Чун подшоҳ он сафоҳат аз вай дид ва он носазо шунид, ӯро бубахшид. Ҳозирон аз он сурат бағоят мутааҷҷиб шуданд ва мутаҳаййир монданд. Баъзе аз муқаррабон сирри он пурсиданд.

Подшоҳ гуфт:

– Ӯро барои Худо ва тақвияти шариати ғарро сиёсат мекардам. Акнун ки маро носазо гуфт ва ғазаб бар ман муставлӣ гашту нафси ман туғён намуд, то ба мақоми интиқоми ӯ дароям ва нияти саҳеҳи ман фосид шавад. Раво надоштам, ки дар ин ҳолат хуни ӯ бирезам ва нияти ҳақро бо ғарази ботил биёмезам. Лоҷарам бо нафс мухолифат варзидам ва ӯро бахшидам.

* * *

Ин ҳикоят мушобеҳ аст бо он ки Ҳазрати Муртазо Алӣ (а) дар яке аз ғазавот бар кофире аз абтоли араб ғолиб омаду бар синаи ӯ нишаст. Хост сараш аз бадан ҷудо кунад. Ӯ оби даҳон ба ҷониби он Ҳазрат афканд. Ҳазрат филҳол аз синаи ӯ бархосту аз сари қатли вай даргузашт.

Кофир гуфт:

– Эй Алӣ, баъд аз он ки бар мисли ман шуҷоъе ғолиб шудӣ ва он беадабӣ низ аз ман содир шуд, чаро маро накуштӣ?

Гуфт:

– Чун ханҷар кашидам, хостам туро барои Худо бикушам. Ту

оби даҳон ба сӯи ман андохтӣ ва нафси маро хашмгин сохтӣ, нахостам, нияти холиси худро ба шоибаи ғарази нафс биёмезам ва аз рӯи ғазаби нафсонӣ хунат бирезам.

Гӯянд, ки он кофир ба баракати хулуси нияту сафои тавиййати Ҳазрати Амир алайҳиссалом мусулмон шуд.

## Фасли ҳаштум
## Дар эҳтироми эшон бузургонро

Дар «Наводир»-и Саълабӣ[1] оварда, ки яке аз акобири дин барои подшоҳе тӯҳфае фиристод ва пайғом дод, ки тӯҳфаи мо фақирон барои мисли ту подшоҳи рафеъушшон ҳеҷ қадре нест.

Подшоҳ ҷавоб навишт, ки гоҳ нақл мекунанд хурморо аз Мадина ба Басра бар сабили табаррук.

* * *

Назди Хусрави Парвиз шоҳине оварданду гуфтанд:

– Ҷонваре бад-ин хурдӣ уқоби бузургро сайд кардааст.

Хусрав бифармуд, то сари шоҳинро барканданду ба саҳро афкананд.

Пас гуфт:

– Ин ҷазои хурдест, ки истило ёбад бар бузурге.

* * *

Мушобеҳи ин аз баъзе аизза истимоъ афтода, ки дар маҷлиси Чингизхон гуфтанд, ки сайёде занбӯреро омӯхта, ки куланг[2] сайд мекунад. Чингиз ба иҳзори сайёду занбӯраш фармон дод. Чун ҳозир шуд, куланге оварданд ва пеши Чингиз сар доданд. Куланг ба ҷониби ҳаво парвоз кард. Сайёд як банди най аз ҷайби худ бароварду занбӯре аз сӯрохи най берун кард ва аз пайи куланг сар дод. Занбӯр ба суръати ҳарчӣ тамомтар аз пайи куланг парвоз кард ва худро ба вай расонид ва ба захми неш ҳарду чашмашро кӯр кард. Куланг аз ҳаво дарафтод. Ҳозирон мутааҷҷиб шуданд ва бар сайёд офарин гуфтанд.

Чингиз бифармуд, занбӯрро куштанд ва дасти сайёдро буриданд. Ҳозирон аз он сиёсат мутааҷҷиб гаштанд, чун зоҳиран маҳалли тарбияту иноят буд.

Чингиз гуфт:

---

1. Саълабӣ – Муҳаммад ибни Абдулвоҳид ибни Аби Ҳошим ал-Бағдодӣ Абу Умар аз-Зоҳид ал-Маъруф ба Ғулом ас-Саълаб (261-345ҳ.) адиби луғавӣ буда, таълифоти адида дорад. Аз ҷумла, «Наводир».
2. Куланг – мурғи баландпарвоз монанди ғоз.

– Хурде, ки бар бузурге истило орад, сазои ӯ куштан аст ва касе, ки хурдонро бар бузургон далер кунад ва дасти эшонро қавӣ созад, сазои ӯ даст буридан аст.

## Фасли нуҳум
## Дар раҳмат ва шафқати эшон бар зердастон

Ба Кисро Анӯшервон навиштанд, ки фалон хоҷа аз раъоё он қадар мол дорад, ки дар хизонаи подшоҳ ушри он нест.

Кисро дар ҷавоб навишт:

– Биҳамдиллоҳ, ки раъияти мо аз мо ғанитар шудаанд ба адли мо. Пас ҳукм кард, то он соъиро ба сиёсат расониданд.

* * *

Аз Кисро пурсиданд, ки дар фалон диёр киро ҳоким созем?

Гуфт:

– Мардеро, ки дар нафсуламр бо ашрор бад бошаду бо ахёр нек ва ҳарис бар сиёсати золимону тақвияти деҳқонон.

* * *

Ҷамъе аз раъоё ба Ҳорун ар-Рашид арзадошт карданд, ки малах кишти моро бихӯрд. Дар ҷавоб ин тавқеъ навишт, ки: «Мо, ки подшоҳем, авлову ансабем ба меҳмондории малах аз шумо, ки фақиронед» ва хироҷи он солро бахшид.

* * *

Додхоҳе аз раъоё дар маҷлиси Умар Абдулазиз иброми бисёр карду муқаддимоти беҳуда, ки дар мақсуд мадхале надошт, эрод намуд. Яке аз муқаррабони Умар дар он маҷлис бонг бар ӯ заду гуфт:

– Бархез, ки имрӯзро бисёр изо расонидаӣ.

Он додхоҳ дилшикаста бархост.

Умар он муқаррабро гуфт, ки ман аз бонги ту изои беш ёфтам, ки аз иброми ӯ. Пас ба муҳимми он додхоҳ нек пардохту кори ӯ ба муддаои ӯ бисохт.

## Фасли даҳум
## Дар афв ва иғмози эшон

Ҳодӣ – халифа[1] бар Иброҳими Ҳарронӣ[2] ғазаб карду баъд аз

1. Абӯ Муҳаммад Мусо ал-Ҳодӣ чаҳорумин халифаи Аббосӣ (169-170) (Мӯъҷамулансоб).
2. Иброҳим ибни Заквон ал-Ҳарронӣ аз маволии Ҷаъфар ибни Мансури Аббосӣ вазири Ҳодӣ ибни Маҳдӣ будааст («Луғатнома-Мӯъҷамулансоб»).

он аз ӯ розӣ шуд. Иброҳим дар тамҳиди маъзарат ба вай руқъае навишт.

Ҳодӣ дар ҷавоби вай ин тавқеъ фиристод:

– «Кифоят кард аз ту пазируфтани маъунат узрхоҳиро», яъне мо аз сари гуноҳи ту даргузаштем, ҳоҷат ба узрхоҳӣ нест.

* * *

Рофеъ ибни Насри Сайёр ба халифа арзадоште навишт ва аз ӯ амон хост ва афв талабид аз он ҷиҳат, ки хуруҷ карда буд.

Халифа амонномаи ӯ ба ин оят навишт, ки «Эй Рофеъ, ман наҷотдиҳанда ва рафъкунандаи он инсонҳое, ки кофир шуданд»(Сураи севум, ояи чиҳилу ҳаштум). Ин баъзе аст аз он оя, ки Ҳақ таъоло Исоро гуфт: «Ман бардорандаи туам ба сӯи худ ва поккунандаам ва наҷотдиҳанда аз қасду макри он касон, ки кофир шуданд».

* * *

Подшоҳе дар боби муҷриме бо яке аз умаро машварат кард.

Он амир гуфт:

– Агар ман ба ҷои подшоҳ будаме, бад-ин ҷурме, ки аз ӯ содир шуда, ӯро сиёсати балеғ фармудаме.

Подшоҳ гуфт:

– Ба шукронаи он, ки ту ба ҷои ман нестӣ, ӯро зарар нарасонед, ки кори ман бар хилофи кори ту бошад. Пас он муҷримро бубахшид ва ӯро аз худ эман сохт ва он амирро аз чашми иноят андохт, ки он суханро бағоят беадабона гуфт.

* * *

Абдуллоҳ ибни Тоҳир гӯяд: пеши халифа будам ва аз ғуломон касе ҳозир набуд. Халифа ғуломеро овоз дод, ки «Эй ғулом», «Эй ғулом». Ногоҳ ғуломи турк аз гӯшае пайдо шуду аз рӯи дуруштӣ гуфт:

– Ғуломонро заруратҳо бошад аз таом хӯрдану қазои ҳоҷат кардан ва вузӯ сохтану намоз гузордан ва хоб кардан. Ҳар гоҳ ба ҳасби зарурат ғоиб шудем, фарёд бардоштӣ, ки «Эй ғулом», «Эй ғулом», то ки тавонӣ гуфт: «Эй ғулом?».

Халифа сар дар пеш андохт.

Абдуллоҳ ибни Тоҳир гӯяд:

– Ба худ ҷазм кардам, ҳолӣ ки сар бардорад, сари ғуломро бардорад.

Баъд аз муддате мадид сар бароварду гуфт:

– Чун хӯйҳои мард нек шавад, хӯйҳои ходимони ӯ бад шавад. Акнун мо наметавонем, ки хӯи худро бад кунем, то хӯи ходимон нек шавад.

* * *

Кисроро гуфтанд, ки вукалои ту то аввал аз нафақот нафъи худ барнагиранд, ба мустаҳиққон чизе нарасонанд.

Гуфт:

– Об надиҳад ҷӯй, пеш аз он ки биёшомад, яъне то аввал ҷӯй обхӯр нашавад, нагузорад, ки об аз ӯ бигузарад.

* * *

Рӯзе Кисро ҷашне сохта буд. Дид, ки яке аз ақрабои ӯ, ки марди баномус буд, ҷоми заррин бидуздиду ниҳон аз ҳозирон дар ҷайб ниҳод. Кисро бидиду тағофул варзид.

Чун маҷлис баршикаст, соқӣ гуфт, ки ҳеҷ кас аз базмгоҳ берун наравад, ки ҷоми заррин гум шуда, то ҷайби ҳамаро бозҷӯем.

Кисро гуфт:

– Бигузор, то бираванд, ки он кас , ки бурд, бознахоҳад дод ва он кас, ки дид, бознахоҳад гуфт.

Баъд аз рӯзе чанд Кисро он мардро дид, ки тоҷу дастору мӯзаву ҷомаи нав пӯшида ва камаршамшере бар миён баста.

Кисро ба рамзу ишорат ӯро гуфт:

– Ин ҷомаҳои нав аз он аст?

Он мард доман давр карду гуфт:

– Ин пираҳану эзору мӯза низ аз он аст.

Кисро бихандиду гуфт:

– Аз хазинадор ҳазор мисқол зари сурх бигиру бар он афзой ва чун тамом шавад, боз ой. Он мард бирафту зар бигирифту аз манзурони Кисро шуд.

# БОБИ ЧАҲОРУМ
# ДАР ЛАТОИФИ УМАРО ВА МУҚАРРАБОН ВА ВУЗАРО ВА АРБОБИ ДЕВОН

## Фасли аввал
## Дар латоифи умаро ва муқаррабон ва вузаро назди салотин

Ҷаъфар ибни Умайя[1] аз умарои бузургвори Абдулмалик ибни Марвон буд. Чун Мусъаб ибни Зубайр ба ҳарби Абдулмалик омад, Ҷаъфар аз Абдумалик рӯйгардон шуд ва ба Мусъаб пайваст ва теғ бар рӯи Абдулмалик кашид. Ва чун Мусъаб кушта шуд, боз ба мулозимати Абдулмалик омад.

Абдулмалик гуфт:

– Чун аз мо баргаштӣ ва ба душмани мо пайвастӣ, боз чаро омадӣ?

Гуфт:

– Ман бар бегона шумқадамам ва борҳо имтиҳон кардаам. Рафтаму кори ӯ бисохтам ва боз ба мулозимат омадам.

Абдулмалик бихандиду аз сари гуноҳи ӯ даргузашт.

* * *

Мансури Давонақӣ, Сулаймон ибни Вобилро, ки аз умарои бузурги ӯ буд, ба ҳукумати Мавсил фиристод ва ҳазор мард аз Аҷам ҳамроҳи ӯ карду гуфт:

– Эй Сулаймон, ҳазор тан аз шаётин ҳамроҳи ту кардам, то дар назми умур ёру мададгори ту бошанд.

Чун Сулаймон ба Мавсил рафт, лашкари ӯ оғози тааддӣ карданд ва басе нохушӣ аз эшон содир шуду хабари зулми эшон ба Мансур расид.

Ба Сулаймон навишт: «Кафарата-н-ниъмата, ё Сулаймон».

Сулаймон дар ҷавоби ин оя навишт, ки: «Сулаймон кофир нашуд, валекин шаётин кофир шуданд» (Сураи якум, ояи наваду шашум).

Мансурро ҷавоби ӯ хуш омаду ҳазор марди араб фиристод, то имдоди вай кунанд ва аҳли Аҷамро аз он диёр ихроҷ кард.

1. Ҷаъфар ибни Умар ибни Умайя аз-Замарӣ мутаваффӣ ба соли 120 ҳиҷрӣ.

* * *

Зуляминайн[1], ки мулозими халифа буд ва аз муқаррабони ӯ, бағоят фасеҳ ва фозил буд.

Халифа ӯро ба ҳарби Алӣ ибни Исо ибни Моҳон[2] фиристод ба Ҳулвон[3], ки саркашӣ карда буд.

Зуляминайн рафту Исоро бикушт ва фатҳномае, ки ба дорулхилофат фиристод, бад-ин мазмун буд, ки Зуляминайн бандагӣ арз кард, вақте ки сари Исо дар пеши худ ниҳод ва хотами ӯро дар ангушт карда буд.

* * *

Рӯзе Ҷаъфар ибни Яҳё ибни Холиди Бармакӣ[4] дар саҳро паҳлӯи Ҳорун ар-Рашид меронд. Ногоҳ як қатор шутури пури зар омад. Ҳорун ар-Рашид пурсид, ки ин хазина аз куҷост?

Гуфтанд:

– Ин ҳадяест, ки Алӣ ибни Исо аз вилояти Хуросон фиристода. Ва Ҳорун дар он айём ӯро волии Хуросон сохта буду Фазл ибни Яҳё – бародари Ҷаъфарро азл карда. Пас рӯй ба Ҷаъфар карду аз рӯи сарзаниш гуфт:

– Ин мол дар замони ҳукумати бародарат куҷо буд?

Гуфт:

– Дар кисаҳои худовандони мол.

* * *

Маъмун ар-Рашид бар Алӣ ибни Ҷаҳим[5] ғазаб карду гуфт:

– Ӯро ба қатл расонеду баъд аз он моли ӯро биттамом дар ҳавзаи тасарруф дароред.

---

1. Абутайййиб Тоҳир ибни Ҳусайн ибни Мусъаби Хузоӣ мулаққаб ба Зуляминайн, сарсилсилаи Тоҳириёни Хуросон, аз сардорони бузурги Маъмун буд, ки пас аз қатли Алӣ ибни Исо дар Рай ва Абдурраҳмон ибни Ҷабала дар Ҳамадон ва тасарруфи Ҳулвону Аҳвоз ва Басра ва фатҳи Бағдод ва куштани Муҳаммад Амин, Маъмунро ба тахти хилофат нишонид ва аз ҷониби вай волии Хуросон гардид ва пас аз як солу шаш моҳи ҳукумат дар соли 209 вафот ёфт (Ҳабибуссияр), ҷ.2,с.249).
2. Алӣ ибни Исо ибни Моҳон аз умарои Муҳаммад Амин буд, ки дар соли 195 ҳиҷрӣ бо шаст ҳазор савор озими Хуросон гардид, то Маъмунро бо худ ба Бағдод барад ва дар панҷ фарсангии Рай бо Тоҳир Зуляминайн, ки аз ҷониби Маъмун ба истиқболи вай омада буд, биҷангид ва кушта шуд (Ҳабибуссияр), ҷ.2,с.248).
3. Ҳулвон-ба замми аввал дар «Муъҷамулбулдон» навишта аст, ки шаҳри бузург ва пурҷамъият аст, воқеъ дар охири ҳудуди саводи Ироқ аз тарафи ҷибол (мобайни марзи феълии Ироқ ва Кирмоншоҳон).
4. Ҷаъфари Бармакӣ даврони азамату қудраташ ҳафдаҳ солу касре буд ва муддати умраш сию ҳафт сол ва дар санаи 187 ҳиҷрӣ ба фармони Ҳорун кушта шуд (Ҳабибуссияр), ҷ.2,с.239).
5. Абулҳасан Алӣ ибни Ҷаҳими Сомӣ, вафоташ 249, шоире аз араб, дар дарбори Мутаваккили Аббосӣ буд.

Аҳмад ибни Аби Дуод – вазири ӯ пеш омаду гуфт:
– Агар халифа ӯро бикушад, моли ӯ аз кӣ хоҳад гирифт?
Маъмун гуфт:
– Аз варасаи ӯ.
Аҳмад гуфт:
– Он замон халифа моли вараса гирифта бошад, на моли ӯ, чи ӯро баъд аз ҳаёт мулк набошад ва ин зулм лоиқи мансаби хилофат нест, ки моли дигареро дар муохизаи дигаре бигиранд.
Маъмун гуфт:
– Пас, ӯро ҳабс куну аввал моли ӯ ба тамом бигир, баъд аз он ӯро бикуш.
Аҳмад берун омаду ӯро ҳабс карду нигоҳ дошт, то вақте ки ғазаби Маъмун фурӯ нишаст. Ва ба ӯ бар сари иноят омаду Аҳмадро бар он ҳусни муомилат таҳсин карду қадри ӯ бияфзуд.

* * *

Яке пеши Мӯътасим омад ва даъвои нубувват кард.
Гуфт:
– Чӣ мӯъҷиза дорӣ?
Гуфт:
– Мурда зинда мекунам.
Гуфт:
– Агар аз ту ин мӯъҷиза зоҳир шавад, ба ту бигаравам.
Гуфт:
– Шамшери тез биёваред.
Мӯътасим бифармуд, то шамшери хосаи ӯро оварданд ва ба дасти муддаӣ доданд.
Гуфт:
– Эй халифа, дар пеши ту гардани вазири ту бизанам ва филҳол зинда созам.
Гуфт:
– Некӯ бошад.
Пас рӯй ба вазири худ карду гуфт:
– Чӣ мегӯӣ?
Гуфт:
– Эй халифа, тан ба куштан дардодан коре саъб аст ва ман аз ӯ ҳеч мӯъҷизае наметалабам. Ту гувоҳ бош, ки ман ба ӯ имон овардам.
Мӯътасим бихандид ва ӯро хилъат дод ва муддаиро ба дорушшифо фиристод.

* * *

Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ яке аз умарои худро баъд аз

фатҳи Хуросон волии он вилоят сохту худ ба Бухоро бозгашт. Ва он волӣ баъд аз истиқлол оғози туғён ва саркашӣ кард.

Нӯҳ ба ӯ мактубе навишт муштамил бар таҳдиду ваъиди бисёр ва дар охир ин оят дарҷ кард, ки: «Ва чун хоҳем, ки ҳалок созем аҳли шаҳр ва деҳеро бисёр гардонем мутанаъимони он мавзеъро, пас эшон саркашӣ кунанд дар он шаҳру деҳ, пас воҷиб шавад бар аҳли он қаря калимаи азоб, яъне мустаҳиққи уқубат шаванд, пас хароб созем манозили эшонро хароб сохтанӣ». Чун мактуби Нӯҳ ба он волӣ расид, умарову вузаро ва аҳли иншоро ҷамъ карду гуфт:

– Ҷавоби ин мактуб мехоҳам фиристам ва таҳдиду ваъиди зиёда нависам. Шумо мактубе дуру дароз иншо кунед.

Абдулмалик-вазири Хуросон бархосту гуфт:

– Агар рухсат диҳӣ, ҷавоб бағоят мухтасар нависам, ки дар он тааррузу ташаннеъ[1] бештар бошад.

Гуфт:

– Бинавис.

Ӯ бар захри мактуби Нӯҳ ин оят навишт, ки: «Эй Нӯҳ, бо мо муҷодала ва мухосама кардӣ, пас бисёр гардонидӣ ҷидолро бо мо, пас биёр он чӣ моро ваъда додӣ аз азоб, агар ҳастӣ ту аз ҷумлаи ростгӯён дар ваъиди худ» (Сураи ёздаҳум, ояи сию чаҳорум).

* * *

Исмоил ибни Муҳаммад аз фузало ва фусаҳои замон буд ва муқарраби баъзе аз хулафо. Вақте ба Нишопур омаду обу ҳавои Нишопурро хуш кард ва корезҳои бисёри онро писандид. Гӯянд дар он замон дувоздаҳ ҳазор корез ҷорӣ буд. Лекин аз мардуми он диёр ба сабаби тақсири хидмат хотири ӯ ғуборе гирифт. Дар он асно халифа ба вай навишт, ки аз обу ҳаво ва мардуми он вилоят моро хабаре фирист.

Ӯ дар ҷавоб навишт, ки Нишопур хуш ҷоест, агар обе, ки дар зери замин аст, бар рӯи он будӣ ва мардуме, ки бар рӯи ӯянд, дар зери замини ӯ будандӣ.

* * *

Халифа сарҳанге аз муқаррабонро, ки Мокон ном дошт, ба ҳукумати Аҳвоз фиристод ва ӯ он ҷо оғози зулму туғён кард ва мардум аз ӯ шикоят ба дорулхилофа бурданд. Яке аз умарои бузургро, ки соҳиби сайфу қалам буду дар олами балоғат ба илму фазли алам бар сари ӯ фиристоду гуфт:

1. Ташаннеъ-зишт гуфтан ба касе, зишт шумурдан чизеро («Мунтахаб»).

– Чун муҳимми ту бо ӯ файсал ёбад, моро аз он ба ақсар иборате огоҳ гардон.

Он амир ба сари Мокон рафту ӯро бикушт ва фатҳномае, ки ба дорулхилофат фиристод ҳамин ду-се калима буд, ки: «Мокон сора каисмиҳи», яъне «Мокон» кушта шуд мисли номи худ, чун маънии «мо кона» ин аст, ки набуд, яъне Мокон нобуд шуд.

* * *

Абу Айюб[1] аз муқаррабону надимони Мансури халифа буд. Ҳар гоҳ Мансур ӯро талабидӣ, рангаш зард шудӣ ва ларза бар андомаш афтодӣ.

Рӯзе маҳраме ӯро дар хилват гуфт:

– Ту муқаррабу мусоҳиби халифаӣ ва пеши ӯ кас ба қурби ту нест. Сабаб чист, ки ҳар гоҳ аз паи ту мефиристад, мутағаййир мешавӣ ва аз бими ӯ дасту по гум мекунӣ?

Абу Айюб дар ҷавоби он маҳрам гуфт, ки бозе аз хурӯсе пурсид, ки ту аз хурдӣ боз дар хонаи банӣ Одамӣ ва эшон ба дасти худ обу донаи ту муҳайё мекунанд ва барои ту паҳлӯи хонаи худ хона месозанд. Ҷиҳат чист, ки ҳар гоҳ бар сари ту меоянд ва мехоҳанд, ки туро бигиранд, ғавғо ва фитна меангезӣ ва аз ин хона бад-он хона ва аз ин бом бар он бом мегурезӣ? Ва ман мурғи ваҳшиям, ки дар кӯҳсор бузург мешавам. Чун мардум маро сайд кунанд, бар сари дасти эшон ором гирам ва чун маро аз паи сайд фиристанд, бо он ки фориғбол парвоз менамоям. Сайдро гирифта, ба хидмат боз меоям ва ҳаргиз арбада ва ғавғо намекунам.

Хурӯс гуфт:

– Эй боз, ҳаргиз ҳеч ҷо дидае ва ё аз ҳеч кас шунида, ки бозеро бар сих кашида бошанд ва бар оташ гардонида?

Гуфт:

– На.

Хурӯс гуфт:

– То ман дар ин хонаам ва нек аз бадӣ боз медонам, сад хурӯсро дидаам, ки сар буридаанд ва болу пар канда, шиками онро шикаста, бар сих кашидаанду кабоб карда, гӯшти ӯро хӯрдаанд ва аз ҳам гузаронида[2]. Навҳа ва фарёди маро ҷиҳат ин аст ва аз ин ҷиҳат хотирам маҷрӯҳ ва дилам андӯҳгин аст.

---

1. Дувумин халифаи Аббосӣ буд.
2. Аз ҳам гузаронидан – ҳазм кардан.

* * *

Мир Алайка[1], ки аъзами умарои муқарраби Шоҳрухи Темурӣ буд, доим зари бисёр ба расми қарз ба мардуми фақири бемоя медод ба миъоди марги Мирзо Шоҳрух. Ҷамъе аз аҳли сиъоят ин ҳикоятро ба самъи Мирзо Шоҳрух расониданд ва мизоҷи ӯро мунҳариф гардониданд то ҳадде, ки рӯзе ғояти ғазаб ӯро гуфт:

– Аҷаб ҳолатест, ки давлати ту ба ман қоим аст ва ту ба марги ман муштоқӣ.

Мир Алӣ гуфт:

– Мирзо ин маъниро аз куҷо дарёфтаанд?

Гуфт:

– Аз он ҷо, ки қарзи бисёр ба мардуми дарвеш медиҳӣ ба миъоди марги ман.

Гуфт:

– Бале, ҳамчунин аст, ки ба ту расонидаанд. Аммо барои он ба ин миъод қарз медиҳам, ки қарздорон доим дар дуои давоми умри ту бошанд, то қарз боз набояд додан.

Мирзоро аз он ҷавоб азим хуш омаду қурби ӯ зиёда сохт ва соъиёнро аз назар андохт.

**Фасли дувум**
**Дар латоифи вузаро нисбат ба абнои ҷинс ва уммоли девон**

Аммо латоифи вузаро нисбат ба абнои ҷинс:

* * *

Вазири карим барои авлоди худ дар таълими карам ин тавқеъ навишт, ки «Беҳтарин ҷомаҳои шумо он аст, ки дар бари дигарон дида шавад ва беҳтарини маркабони шумо он аст, ки дар зери рони дигарон бошад».

* * *

Хоҷа Пир Аҳмади Хофӣ чиҳил сол вазири баистиқлоли Мирзо Шоҳрух буд ва хоҷа Аҳмад ибни Довуд низ мартабаи вазорат дошт, лекин марди сиёҳҷурда буд ва гӯянд дар асл ҳиндузода будааст. Рӯзе Хоҷа Аҳмад ибни Довуд дар девони вазорат паҳлӯи Хоҷа Пир Аҳмад нишаста буду лофҳо мезад. Дар он асно гуфт:

– Мо мудаббирем.

Хоҷа Пир Аҳмад гуфт:

– Шумо «мудаббаред»[2]

1. Амир Алайка ибни Холиқи Кӯкалтош.
2. Яке аз маонии «мудаббар» бандаест, ки пас аз марг соҳибаш озод шуда бошад ва ин ҷо зоҳиран ҳамин маънӣ мурод аст.

* * *

Рӯзе дар авоили фасли баҳор Хоҷа Пир Аҳмади Хофӣ ва Хоҷа Аҳмад ибни Довуд, ки Ҳиндӣ лақаб дошт, аз канори хандақи Ҳирот мегузаштанд. Ва дар он фасл мурғоне дар миёни найистони хандақ мебошанд, баробари гунҷишкак, ки вақте ки маст мешаванд, навои бисёр мезананд.

Ва аз он наво калимаи «коко Рашид» шунида мешавад. Ва аз ин ҷиҳат эшонро коко Рашид ном кардаанд. Дар ин асно хоҷагон ба канори хандақ расиданд ва он наворо шуниданд. Хоҷа Аҳмад ибни Довуд аз Хоҷа Пир Аҳмад пурсид, ки ин мурғакон чӣ мегӯянд?

Хоҷа гуфт:

– Мегӯянд: «Коко расид».

**Фасли севум**
**Дар таълим ва таҳдиди вузаро уммоли девонро**

Сулаймон ибни Ваҳб, ки вазири Мӯҳтадӣ биллоҳ ва вазири Мӯътамид биллоҳ будааст, ба яке аз уммоли худ, ки Фазл ном дошт, дар суфориши фозиле навишт, ки «Эй Фазл, сазовортарин мардумон ба фазл ва эҳсон, арбоби фазлу донишанд».

* * *

Убайдуллоҳ ибни Муҳаммад Азиз, ки вазири Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ буд, ба омиле навишт, ки: «Пешкаш, ки барои бузургон фиристӣ, дафъи балои дунё мекунад ва садақа, ки ба дарвешон диҳӣ, дафъи балои охират мекунад».

* * *

Убайдуллоҳ ибни Яҳё ибни Холиқ, ки аввал вазири Мутаваккил буд ва охир вазири Мӯътамид шуд, ба яке аз уммоли худ дар тарғиби мулозимат ва хидмат навишт: «Мулозимат ва хидмат мерасонад, вопас – мондаро ба касе, ки пеш рафтааст ва коҳилӣ ва касолат меафканад касеро, ки пеш рафтааст, ба мартабаи вопас монда, яъне мулозимат мӯҷиби тараққист ва касолат мусмири таназзул».

* * *

Ҳам Убайдуллоҳ ибни Яҳё навиштааст ба яке аз уммоли худ, ки «Ту онӣ, ки забони ту ҳушёр асту дили ту масту мадҳуш. Мурод он аст, ки ба забон сухан мегӯӣ ва дили ту аз он хабар надорад».

* * *

Убайдуллоҳ ибни Сулаймон вазири Мӯътазид биллоҳ ба

Абилҷайш ибни Аҳмад ибни Тулун, ки дар Миср ҳоким буд, ин тавқеъ навишт, ки: «Битарс аз Худой дар нигоҳ доштани роҳи Худой». Пас ба дурустӣ, ки Худои таъоло Худованди гузаргоҳ аст, яъне ҳамчунон ки роҳдор, ки Худованди роҳ аст, ҳеҷ аз ӯ фавт намешавад. Аз Ҳақ таъоло низ ҳеҷ чиз фавт намешавад ва ба ҳама чизҳо доно ва бино аст.

* * *

Пӯшида намонад, ки Абу Ҷайш ҳокиме баистиқлол будааст дар Миср. Ва падараш Аҳмад ибни Тулун низ ҳокими Миср буда.

Гӯянд:

– Ҳар сабоҳ як хилъати фохир пӯшида, ки ҳазор дирам баҳои он буда. Ва дар охири рӯз онро бубахшидӣ. Вукалои ӯ, ки ҳар рӯз он хилъат саранҷом мекарданд, ба танг омаданду ба ҳам иттифоқ карданд, то он чиро, ки ӯ бубахшидӣ, ба баҳои кам бихариданд ва чанд рӯз дар хизона нигоҳ доштанд. Пас биёварданд, то бипӯшидӣ. Дар охир бар он кифоят, ки вукало карда буданд, воқиф шуд. Пас ҳар хилъат, ки бахшидӣ, ангушти сиёҳкарда нуқтае бар он гузоштӣ ва бубахшидӣ, то вукало натавонанд онро бозоваранд.

* * *

Падари Аҳмад Тулун тарбияткардаи Ҳорун буд ва солҳо дар вилояти Миср ҳоким буд ва ҳукумат ба истиқлол карда буд. Чун қиссаи тарбияти вай аз ҷумлаи аҷоиби ҳикоёт аст, бар сабили иҷмол эрод меёбад. Ва ончунон аст, ки рӯзе Ҳорун дар хилватхонаи худ Қуръон тиловат мекард. Ба ин оят расид, ки: «Гуфт Фиръавн мар қибтиёнро, ки эй гурӯҳи ман, оё нест маро мамлакати Миср?». Мурод он аст, ки ҳамчун шаҳри Миср шаҳри муаззаме дар тахти тасарруфи ман аст ва ин ҷӯйҳои оби Нил аз зери қасри ман мегузарад (Сураи чиҳилу севум, ояи панҷоҳум). Пас ӯ мубоҳот кардааст ба Мисру руди Нил. Чун Ҳорун дар ин оят мубоҳоти ӯ дид, чизе ба хотираш расиду тарки тиловат карда, аъёни мамлакатро талабид ва ин оят бар эшон хонду гуфт:

– Фиръавн аҷаб дунҳиммате[1] будааст, ки ба Мисру руди Нил мубоҳот мекарда ва аҷибтар он ки бо ин дунҳимматӣ даъвои улуҳият ва рубубият низ мекардааст ва ман ба хотир овардаам, ки мамлакати Мисрро, ки ӯ ба он мубоҳот мекарда ба фурӯтарин касе диҳам аз аҳли олам. Пас бифармуд, то дар та-

1. Дунҳиммат-пастҳиммат.

моми мамолик бигарданд ва касе пайдо кунанд, ки аз ӯ дунтару забунтаре набошад ва барои ин кор ҳазор кас ба атрофу акнофи мамолик фиристод, то дар вайронаҳо ва гулханҳо ва мазбалаҳо[1] касе пайдо кунанд, ки аз ӯ фурӯтар одаме набошад. Он ҳазор мард муддати чаҳор моҳ гирди мамолик баромаданд ва ҳеҷ кас чунонки мехостанд, наёфтанд, илло як фард, ки ӯро Тулун ном буд ва ӯ сагбоне буд, ки ҳамеша бо сагон мусоҳибат дошт ва доим сагон ҳамкоса ва ҳамхобаи ӯ буданд ва бо ӯ дар як сафол чиз мехӯрданд ва дар бағали ӯ ва канори ӯ бар як ҷониб хоб мекарданд ва ҳаргиз рӯй ва ҷома нашуста буд ва мӯю нохун начида ва пайваста дар миёни ҷомаҳои кӯҳна ва хирқаҳои чиркинпора ба сар бурда. Хабар ба Ҳорун оварданд, ки ҳазор савор чаҳор моҳ дар тамоми мамолик бигаштаему охир як кас бар ин сифат ёфтаем.

Ҳорун гуфт:

– Ӯро бо ҳамон ҳайат ва кисват[2] бо сагон пеши ман оред.

Рафтанд, ӯро бо сагони хурду бузург биёварданд ва хирқаҳои[3] пора ва сафолҳои шикаста ба назари Ҳорун оварданд. Ва ӯ аз он ҳайату сурат ва сират мутааҷҷиб шуду бифармуд, то ӯро ба ҳаммом баранд ва сараш битарошиданду шорибу нохун бичиданд ва аз фарқ то қадам бо хилъатҳои мулукона биёростанд ва боз ба боргоҳ оварданд.

Ҳорун марде дид бағоят ваҷиҳ ва бомаҳобат. Бо ӯ оғози ҳикоят карду ӯ дар баробари Ҳорун суханҳои санҷида ва мавзун бигуфт, чунонки ҳамаи ҳозирон аз муҳовара ва муколамаи ӯ ҳайрон монданд ва Ҳорун дар ҳамон маҷлис нишони ҳукумати Миср ва тавобеъ ба номи Тулун навишт ва хилъати хос дарпӯшониду ба Миср фиристод ва ӯ муддате мадид ба истиқлол ҳукумати Миср карду бисоти адл бигустурд ва доди раъиятпарварӣ бидод ва расмҳои некӯ ниҳод ва баъд аз ӯ писараш Аҳмад ба ҷои вай нишасту расмҳои падарро, чунонки шояду бояд кор баст ва ӯ карими ҷаҳону ҳотами замон буд, чунонки шаммае аз карами ӯ дар бахшиши хилъатҳо гузашт ва баъд аз ӯ писараш Абулҷайш низ дар замони Муътазид солҳо ҳукумати Миср кард ва тариқи ҷадду падар варзид ва дар риояти раъият кор аз эшон даргузаронид.

---

1. Мазбала – ҷои рехтани хокрӯба ва чиркиниҳо.
2. Кисват-либос, пӯшок.
3. Хирқа-пораи матоъ.

## Фасли чаҳорум
## Дар латоиф ва насоиҳи вузаро нисбат ба золимону ситамгарон

Ҷаъфар ибни Яҳё ибни Холиди Бармакӣ вазири Ҳорун ар-Рашид барои золиме ин тавқеъ навишту ба вай фиристод, ки «Бад тӯшаест барои охират зулм кардан бар бандагони Худои таъоло».

* * *

Яке аз акобир ба Соҳиб Аббод руқъае навишт дар шафоату ҳимояти золиме, ки муставҷиби қатл шуда. Ва қатли вай бар ин ваҷҳ қарор ёфта буд, ки ӯро дар ҳавзи об мукаррар ғӯта диҳанд, то вақте ки бимирад. Соҳиб Аббод дар ҷавоби руқъаи он бузург ин оят навишт, ки «Маро хитоб макун дар халоси онҳое, ки зулм карданд, ба дурустӣ, ки эшон ғарқшудагонанд».

* * *

Дар замони Яҳё ибни Холиди Бармакӣ омиле, ки номи ӯ Ҳаёт Ҳарронӣ буд, гунохе карда буд, ки муставҷиби қасос шуда буд. Ҷамъе аз аъёни он диёр, ки Ҳаёт ҳокими эшон буд, хуни ӯ дархостанд.

Яҳё дар ҷавоби эшон ояти яксаду ҳафтоду панҷуми сураи якумро навишт, ки: «Ва лакум фил қасоси Ҳаётун йо Ули-л-албоб».

* * *

Соҳиб Аббод барои ҳокиме навишт дар сиёсати омили золим, ки: «Дарав кун гиёҳи рухсораи ӯро, яъне битарош риши ӯро ва нақш кун ба тозиёна ҳарду паҳлӯи ӯро, то нозирон аз он ибрат гиранд».

## Фасли панҷум
## Дар латоифи вузаро нисбат ба акобир ва афозил

Дар замони Яҳё ибни Холиди Бармакӣ бузурге аз содоти кибор, ки Саййиди Аҷал ном дошт, ба тӯҳмате маҳбус гашта буд. Ҷамъе аз акобири замон дар мақоми истихлоси ӯ шуданду ба Яҳё арзадошт карданд, ки басе вақт аст, ки Саййиди Аҷал дар банд аст. Агар ӯро халос кунанд, мешояд. Яҳё дар ҷавоби эшон навишт, ки «Ҳар вақтеро ҳукмест навишташуда, ки чун он вақт бирасад, он ҳукм ба зуҳур ояд».

* * *

Яке аз афозили замон ба Соҳиб Аббод мактубе навишт дар ғояти узубат ва латофат, ки басе осори фасоҳату балоғат аз он

зоҳир буд. Чун Соҳиб Аббод онро мутолиа кард, дид, ки аксари муншаот хосаи ӯст, ки дар он мактуб дарҷ кардааст. Дар ҷавоб ӯ ин оят навишт, ки «Ин колои мост, ки ба сӯи мо бозгардонида шудааст».

* * *

Дар китоби «Саморулқулуб»-и Саъолибӣ мазкур аст, ки Абулайно, ки аз фусаҳои арабу булағои девони адаб аст, гуфт, ки бо Аҳмад ибни Абӣ Зуъод, вазири Маъмун буд, шикоят кардам, ки душманони забардаст дорам, ки ҳама дар изои ман даст яке кардаанд.

Гуфт:

– Дасти тасарруфи Худой болои дастҳои эшон аст.

Гуфтам:

– Макру ҳилати эшон азим аст.

Гуфт:

– Бознамегардад макри мардуми бад, магар ба худи макркунанда, яъне шумии макр ҳам ба маккор лоҳиқ мешавад.

Гуфтам, ки эшон бисёранд ва ман бекасам.

Гуфт:

– Бисёр бошад, ки гурӯҳи андак ғалаба кунад бар гурӯҳи бисёр ба фармони Худои таъоло.

## Фасли шашум
## Дар латоифи вузаро ба дӯстон ва арбоби ҳоҷот

Яке аз дӯстони Соҳиб Аббод ба вай навишт, ки марде ғариб ба дари сарои ту омад. Истироқи самъ карду замоне нек гӯш фаро дошту ғоиб шуд. Бар ту бод, ки поси худ бидорӣ ва аз кори худ ғофил набошӣ.

Соҳиб Аббод дар ҷавоби ӯ навишт:

– Ин сарои мо корвонсарост. Меояд дар ӯ касе, ки вафодор аст ва касе, ки хиёнаткунанда аст.

* * *

Убайдуллоҳ ибни Сулаймон ба Ибн ал-Фурот эҳсонҳо карда буд ва аз ӯ душманиҳо дар ёфта. Охир барои таслими ӯ бад-ӯ навишт, ки «Дӯстро ҳисоб накунанд ва душманро иқоб», яъне чун каримон ба дӯсте эҳсон кунанд, онро дар шумор наёранд ва аз он ҳисобе барнадоранд. Ва агар аз душмане ҷафо кашанд, баъд аз он ки ба ӯ қудрат ёбанд, интиқом накашанд ва ба иқоби ӯ нашитобанд.

* * *

Соҳиб Аббод касеро аз дӯстон ваъдаи инъоме карда буду муждаи икроме дода. Он дӯст рӯзе ба вай руқъае навишту он ваъдаро ба ёди ӯ дод.

Соҳиб Аббод дар ҷавоби ӯ навишт, ки «Ваъдаи карим бар зиммаи ӯ лозимтар аст аз адои дайни қарзхоҳ».

* * *

Ҷаъфар ибни Яҳё ибни Холиди Бармакӣ барои касе инъоме муқаррар карда буд, ки ҳар рӯз мегирифт. Он кас арзадоште бадӯ навишт, ки ин инъом қалил аст ва ба харҷи ман вафо намекунад.

Ҷаъфар дар ҷавоби ӯ навишт, ки: «Инъоми андаки ҳаррӯза, ки муттасил бошад, беҳ аз инъоми бисёр, ки якбор ояд ва ба якбор қатъ шавад».

* * *

Ҳасан ибни Саҳл бародари Фазл ибни Саҳл, ки вазири Маъмун буд, дӯсте дошт қадимӣ, ки пеш аз мансаби вазорат мусоҳиби ӯ буд.

Он дӯст ба вай навишт, ки ба ҳаққи сӯҳбати қадим, ки маро фаромӯш макун.

Ҳасан дар ҷавоби ӯ навишт, ки: «Марҳабо ба касе, ки тавассул меҷӯяд ба сӯи мо ҳам ба мо», яъне ба ҳаққи сӯҳбати мо бар мо савганд медиҳад. Пас чандон эҳсон нисбат ба вай ба ҷо овард, ки чандин батн аз авлоди ӯ ба фароғат хотири маош гузарониданд ва рӯи фақру фоқа надиданд.

# БОБИ ПАНҶУМ
# ДАР ЛАТОИФИ АДИБОН, МУНШИЁН ВА НАДИМОН ВА СИПОҲИЁН ВА ДАЛЕРОН ДАР МУНОЗИРАИ ПОДШОҲОН

## Фасли аввал
## Дар латоифи адибон ва муншиён

Абулфазл ибни Амид вазири Рукнуддавла писари худ Абулфатҳро ба шогирдии Абулҳусайн Аҳмад ибни Фориси Муаддиб фиристод, ки аз беназирони асри худ буд дар фазлу балоғат ва иншову фасоҳат. Ва Абулфатҳ дар хондан коҳилӣ мекард. Абулҳусайн ба падари ӯ дар шикоят ин иборат навишт, ки «Хондани ӯ хурдтар аст аз сарангушти мӯрча ва кӯтоҳтар аст аз гардани пашша».

* * *

Шабе Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф гуфт:

– Бубинед, ки дар зиндон касе бошад, ки ӯро фазилате ва аҳлияте бувад, ки замоне бо ӯ сӯҳбат дорам. Рафтанду баъд аз тафаҳҳус адибе фозил ёфтанд.

Омаданду Ҳаҷҷоҷро гуфтанд:

– Адибе дар зиндон ҳаст, ки холӣ аз фазилате нест.

Ҳаҷҷоҷ ба иҳзори ӯ фармон доду бо ӯ муколамаи бисёр карду баъд аз он пурсид, ки сабаби гирифтории ту чӣ буд?

Гуфт:

– Писари амме доштам, ки шахсеро ба ноҳақ бикушту бигурехт. Маро гирифтанду ба зиндон карданд, ки то писари амми худро пайдо накунӣ, туро нагузорем.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Шӯре ангехт писари амми ту дар холи гуноҳ. Пас ту мубтало шудӣ ба гуноҳи ӯ. Ба дурустӣ, ки ҷавонмард ба шумии писари амми бадрафтори худ гирифтор мешавад.

Адиб гуфт:

– Худои таъоло аз шоир ростгӯйтар аст. Он ҷо, ки фармудааст:

– Ҳеҷ касро ба гуноҳи дигаре нагиранд. Ҳаҷҷоҷро ҷавоби ӯ хуш омаду гуфт:

– Рост гуфтӣ ва рост гуфт Худой ва дурӯғ гуфт шоир.

* * *

Абулфатҳи Бустӣ аз кибори муншиёну котибони Нӯҳ ибни Мансури Сомонӣ будааст. Ва ӯро тавқеъ бисёр аст дар кутуби

аҳли иншо ва аз ҷумлаи тавқеоти ӯст, ки: «Ҳар одате, ки хислати бузургон ва малакаи нафси эшон бошад, он одати бузург хислатест дар миёни одот». Ва ҳам аз ҷумлаи тавқеоти ӯст, ки «Ҳар кӣ набошад соҳиби насаб, аз ӯ ҳеҷ умед насиб мадор, ки аз мардуми бадасл баҳра натавон ёфт».

### Фасли дувум
### Дар латоифи надимон дар маҷолиси мулук ва ҳукком

Яке аз авлоди хулафои бани Аббос доъияи хилофат дошт ва бағоят зулмпеша ва ситамандеша буд.

Надими худро гуфт, ки барои ман лақабе пайдо кун мисли «Муътасим биллоҳ ва Мутаваккил алаллоҳ».

Гуфт:

– «Наъузу биллоҳ».

* * *

Яке аз хулафо надими худро гуфт:

– Куҷо будӣ, эй Ҳомон?

Гуфт:

– Барои ту Сарҳ[1] бино мекардам. Ва Сарҳ номи кӯшки Фиръавн аст.

Халифа аз ҷавоби ӯ ҳайрон бимонд, зеро ки дар ҷавоби ӯ ин калима ишорате буд, ба он ки халифа ҳукми Фиръавн дорад, ҳамчунон ки ба қавли халифа ӯ ҳукми Ҳомон ёфт, ки вазир Фиръавн буд.

* * *

Рӯзе Мутаваккил камони гурӯҳае[2] ба даст дошт, бундуқае[3] ба ҷониби гунҷишке андохт ва хато шуд. Мутаваккил мунфаил гашт. Ибни Ҳамдун аз нудамои ӯ ҳозир буд.

Гуфт:

– Офарин бод, эй Халифаи рӯзгор.

Мутаваккил гуфт:

– Чун бундуқа хато шуд, чӣ ҷои таҳсин кардан ва хушомад гуфтан аст?

Гуфт:

– Ман чунон дарёфтам, ки аз он ҷо, ки камоли марҳамати туст

---

1. Сарҳ – қаср.
2. Камони гурӯҳа – камоне бошад, ки бад-он гулӯла ва маҳр андозанд ва ба тозӣ онро қавсулбанодиқ гӯянд ва гурӯҳа гулӯла бошад.
3. Бундуқа – гулӯла, асли он бундуқ аст ва арабист.

нисбат ба халқи Худой, бар ин гунҷишк раҳм овардӣ ва амдан хато кардӣ, то осебе ба вай нарасад.

Мутаваккил ӯро бар ин таъвил истиҳсон намуду панҷоҳ ҳазор дирам инъом фармуд.

* * *

Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф надиме дошт Мурраи Сақафӣ ном, ки доим Ҳаҷҷоҷро механдонид. Рӯзе яке аз котибони девон бар Ҳаҷҷоҷ даромаду баъзе муҳиммот арз кард ва берун рафт.

Мурра гуфт:

– Бадтарини мардумон котибони девонанд.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Чаро чунин гуфтӣ? Ва ҳол он ки Ҳақ субҳонаҳу таъоло фармуд: «Котибонро кором гуфта» (Сураи ҳаштоду дувум, ояи ёздаҳум) ва ту ба хилофи қавли Худои таъоло эшонро мазаммат мекунӣ, агар на ҳаққи сӯҳбати қадим будӣ, бар ин сухан туро сиёсат мекардам.

Гуфт:

– Эй Худованд, ман котибони уммоли девонро гуфтам, на фариштагони осмонро.

Ҳаҷҷоҷ бихандиду ӯро ҳазор дирам силаи он сухан дод.

* * *

Подшоҳе надими худро гуфт, ки номи аблаҳони ин шаҳрро бинавис. Надим гуфт:

– Шарт кун, ки номи ҳар кас нависам, маро бар он итобу сиёсат накунӣ.

Гуфт:

– Накунам.

Аввал номи подшоҳ навишт.

Подшоҳ гуфт:

– Агар аблаҳиро бар ман собит накунӣ, туро сиёсат кунам.

Надим гуфт:

– Ба сад ҳазор динор ба фалон навкар додӣ, ки ба фалон диёри дурдаст раваду ваҷҳро накд карда биёварад.

Гуфт:

– Бале, чунин аст.

Гуфт:

– Ман ӯро мешиносам, ки дар ин диёр на мулк дораду на зане ва на фарзанде. Агар он ваҷҳро ба даст орад ва сар дар олам ниҳаду ба қаламрави подшоҳи дигар равад, ки туро дар мулки ӯ маҷоли тасарруф набошад, чӣ мекунӣ?

Подшоҳ гуфт:

– Агар ӯ аз мо рӯйгардон нашавад ва он ваҷҳро биттамом биёварад, ту чӣ мекунӣ?
Гуфт:
– Он замон номи подшоҳро битарошам ва номи ӯро нависам.

* * *

Фозиле надими подшоҳи ғаюр буд ва андак васвосӣ дошт ва одат карда буд, ки гоҳ-гоҳ мӯе аз маҳосини худ бармеканд.
Подшоҳ бар он васвосӣ мустаҳзар шуду он одатро аз ӯ написандид.
Гуфт:
– Агар дигар мӯе аз маҳосини худ биканӣ, бифармоям, то даст бибуранд.
Надим битарсиду дар маҷлиси подшоҳ ба ҳифзи ҳоли худ нек мутаваҷҷеҳ шуд ва азбаски эҳтиёт мекард, айши ӯ мунағғас[1] гашт ва вақти ӯ мукаддар[2] шуд ва метарсид, ки мабодо ба муқтазои одати табиат аз ӯ хатое содир шаваду дар маърази сиёсати подшоҳ афтад. Баъд аз чанд рӯз, ки кор бар ӯ бағоят танг шуд, вақте подшоҳро ҳол хуш буд, ва базми тараб ороста ва муқаррабону надимонро ҳозир сохта, дар он асно надими фозил басе латоифи баҳҷатангез[3] ва латоифи диловез пардохт ва подшоҳро бағоят масруру хандон сохт.
Подшоҳ гуфт:
– Эй фалон, имрӯз он рӯз аст, ки мазрааи некӯ ба иқтоъ[4] ба ту диҳам, то аз маҳсули он бархӯрӣ ва ба фароғат рӯзгор ба сар барӣ. Акнун аз мо биталаб ҳар мазрае, ки дилат бад-он моил аст.
Надим гуфт:
– Эй подшоҳ, риши маро ба иқтоъ ба ман деҳ, то ҳарчӣ хоҳам ба риши худ ба ҷой орам, ки то дастам аз ришам кӯтоҳ аст, ҳеҷ ҳузуре ва суруре надорам.
Подшоҳ бихандиду ӯро рухсати мӯ кандан аз риш бидод ва деҳи маъмур ба вай бахшид.

* * *

Подшоҳе надими худро итобу хитоб кард бар он суханони парешон, ки дар маҷлиси шароб аз рӯи мастӣ ва бехудӣ гуфта буд. Пас ӯро аз базми хоси худ биронд. Ва ӯ чанд рӯз аз он сӯҳбат маҳрум бимонд. Охир дар маъзарати он беадабӣ ду байт бигуфту назди подшоҳ фиристод.

---

1. Мунағғас – тира.
2. Мукаддар – тира, сиёҳ.
3. Баҳҷат – шодмонӣ, шавқу завқ.
4. Иқтоъ – бахшидани замин.

Подшоҳро хуш омаду сари гуноҳи вай даргузашт ва боз ӯро ба маҷлиси худ хонд. Он ду байт ин аст (мазмунан): тарҷумаи байти аввал ин аст, ки: Бигӯй мар подшоҳро, ки доим бидорад Худой давлати ӯро, ки бахшоиши гуноҳ фозилтарин чизест, ки ман умед медорам, онро аз ҷониби худ. Ва тарҷумаи байти дувум ин аст, ки: Ба дурустӣ, ки шароб маро шартест, ки шунидаӣ онро, ки бозгардонида нашавад сухани мастӣ дар ҳушёрӣ, яъне он суханон, ки дар мастӣ гузарад, дар ҳушёрӣ бознагӯянд ва аз он ҳисобе бознагиранд.

* * *

Саййид Ҷанобидӣ фозил ва хуштабъ буд. Вай гуфт, ки дар маҷлиси Мирзо Улуғбек «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ мехонданд ва Мирзо дар маънии баъзе абёти он бо ҳозирон гуфтушунид мекард. Шабе марди самарқандии нохушовоз ва бадоҳанг барои Мирзо «Шоҳнома» мехонд. Дар он асно хонд, ки «Зафар боз кард аждаҳои далер».

Мирзо аз ман пурсид, ки «зафар» лафзи куҷост?

Гуфтам:

– Лафзи Хуросон.

Он самарқандӣ аз рӯи таарруз гуфт:

– Хуросониён ин лафзро дар чӣ маҳал мегӯянд?

Гуфтам:

– Дар он маҳал, ки бадовозе чизе мехонад, мегӯянд: «Дар мақоми зафаршикан мехонад».

Мирзоро он ҷавоб аз ман хуш омаду хилъати хоса дод ва ҳукм фармуд, ки дигар он нохушовоз пеши ӯ «Шоҳнома» нахонад.

* * *

Мавлоно Нӯъмони Садр дар маҷлиси Мирзо Бобур паҳлӯи Соҳибуддавлаи Наррод афтод, ки аз нудамои Мирзо буд ва дар фанни нарродӣ назир надошт. Мавлоно Садр аз он ҷиҳат, ки паҳлӯи нарроде нишастааст, нохушвақт буд.

Дар он асно гуфт:

– Бадмарзест, зотулҷанб.

Соҳибуддавла гуфт:

– Зотуссадрро худ чӣ гӯем?

Ин гуфтушунид ба самъи Мирзо расид. Хандиду ҳардуро таҳсин фармуд.

* * *

Мавлоно Подшоҳ надими Султон Абӯсаидмирзо буд. Рӯзе

Мирак Абдурраҳими Садр дар маҷлиси Мирзо бо вай оғози мутойиба карду гуфт:

– Мирзо мефармоянд, ки аз мағзи шаканба мисли Мавлоно подшоҳе метавон сохт.

Гуфт:

– Ту инро аз худ месозӣ.

Мирзо бихандиду ӯро бар ин сухан сила дод ва Мирак Абдурраҳмон хиҷил шуд.

* * *

Малик Искандар писари подшоҳи Фароҳ бифармуд, то қозии Фароҳро, ки басе ҳақро ботил карда ва хиёнатҳои азим ба ҷо оварда, рӯй сиёҳ карданд ва полони харе бар пушти ӯ бастанд. Баъзе аз ҳозирон дархост карданд, ки рӯи ӯро бибояд шуст. Малик бад-ин иборат фармуд, ки рӯи ӯро ба шошаи ӯ, яъне ба бавли ӯ шустанд.

Надими малик гуфт:

– Эй қозӣ, дилгир мабош, ки гушодагии рӯй атийяи дигар аст, ки ба банда ато кардаанд.

## Фасли савум
## Дар латоифи сипоҳиён ба подшоҳон

Рӯзе Искандар арзи лашкар кард, ки доияи ҳарби Доро дошт. Ва дар он рӯз бар асбе бодрафтору барққирдор савор буд. Ногоҳ сипоҳиеро дид, ки бар асби лоғари ланге нишаста буду аз пеши ӯ бигузашт. Искандар дар ғазаб шуду бифармуд, то ӯро аз он асб фурӯ кашиданд. Дар он маҳал сипоҳӣ бихандид. Искандарро хандаи ӯ он вақт аҷиб намуд. Ӯро пеш талабида, сабаби ханда пурсид.

Гуфт:

– Аз ғазаб ва ҳукми ту маро ханда омад, ки ту бар олати фирор нишастаӣ ва ман бар олати қарору субот. Ва бо вуҷуди ин ғазаб меронӣ ва маро изое мерасонӣ.

Искандар он сухан аз ӯ писандид ва ӯро аз сарҳангони лашкар гардонид.

* * *

Сипоҳие риши дароз дошт ва аз Ҳорун-ар-Рашид чизе муҳаққар хост.

Ҳорун гуфт:

– Риши дароз овардаӣ ва ҳеҷ ҷо ақле на.

Гуфт:

– Оё нашунидаӣ онро, ки чун дароз гардад риши мард, кӯса шавад ақли ӯ?

Ҳорунро ин сухан аз ӯ хуш омад ва зиёда аз он чӣ тамаъ дошт, инъом намуд.

* * *

Амр Лайс рӯзе арзи сипоҳ мекард. Яке аз лашкариёни худро дид, ки бар асби бағоят лоғар савор буд.

Дар ғазаб шуду гуфт:

– Лаънати Худой бар лашкариёни ман бод, ки ҳар динору дирам, ки ба эшон додам, сурини занони худро ба он фарбеҳ сохтанду маркабони худро аз лоғарӣ бигудохтанд.

Он лашкарӣ гуфт:

– Валлоҳ, эй Амир, агар таҳқиқ фармоӣ, он сурин аз ин сурин басе лоғартар аст.

Амр аз он сухан бихандиду даҳ ҳазор динор ба вай инъом кард ва марсуми[1] ӯро музоаф гардонид ва гуфт:

– Акнун бирав ва ҳарду маркабро фарбеҳ соз.

* * *

Подшоҳе аз ҳозирони маҷлиси худ луғазе[2] пурсид, ки он чист, ки пор нарасиду имсол намерасад ва соли оянда низ нахоҳад расид. Сипоҳие ҳозир буд, гуфт:

– Он марсуми ман аст.

Подшоҳ бихандиду бифармуд, то марсуми дусолаи ӯро аз хазина нақд доданд ва марсумиояндаи ӯро музоаф сохт.

## Фасли чаҳорум
## Дар латоифи сипоҳиён бо соири мардумон

Сипоҳие буд, ки ба ҳар ҳаммом, ки рафтӣ, чун берун омадӣ, ҳаммомиро гуфтӣ, ки фалон рахти ман гум шуда ва фалон чиз ғоиб гашта. Онро пайдо кун ё товон бидеҳ ва ҷангею ғавғое рост кардӣ. Ва охир музди ҳаммомӣ ва сартарошро надода берун рафтӣ. Ҳамаи ҳаммомиён ӯро бишнохтанду дигар дар ҳеҷ ҳаммом роҳаш намедоданд.

Сипоҳии бечора ба ҳаммом рафту бо ҳаммомӣ шарт кард, ки дигар мардумро тӯҳмати duздӣ наниҳад ва уҷрати ҳаммолу сартарош бидиҳад ва бар ин аҳд ҷамъе гувоҳ шуданд. Чун фӯта басту ба ҳаммом дарун рафт, ҳаммомӣ фӯтадорро бифармуд, то та-

1. Марсум – моҳона.
2. Луғаз – сухани печида, гапи пӯшидамаъно.

моми ҷомаҳои сипоҳиро пинҳон карду камари ханҷар ва камари шамшери ӯро ба ҷо гузошт. Чун аз ҳаммом баромад, омада ҷомаҳоро ба тамом ғоиб диду маҷоли дам задан надошт. Чун гувоҳон ҳозир буданду фӯтадор фӯта аз миёни ӯ кашид ва ӯ бараҳнаи модарзод бимонд. Ва ба зарурат камари шамшер бар миён басту ҳаммомиро гуфт:

– Ман ҳеҷ намегӯям, аммо худ инсоф деҳ, ки ба ин сурат ба ҳаммом омада будам?

Ҳаммомӣ ва ҳозирон бихандиданду ҷомаҳо ба вай боздоданд ва ҳаммомӣ муқаррар кард, ки ҳар ҳафта як бор ба ҳаммом ояду музд надиҳад.

* * *

Аспи сипоҳие бидуздиданд. Ёрон ба пурсиши ӯ омаданду гуфтанд:

– Боке нест, агар асбат дар дунё гум шуд, дар охират сар аз тарозуи ту бар кунад.

Гуфт:

– Агар дар дунё сар аз охури ман бар кардӣ, маро хуштар буд.

* * *

Аспи сипоҳиеро дузд бурда буд.

Яке гуфт:

– Гуноҳ аз ту буд, ки нек забти асби худ накардӣ.

Дигаре гуфт:

– Гуноҳи ғуломи ту буд, ки дар тавила боз гузошта буд.

Сипоҳӣ гуфт:

– Ҳама гуноҳи мост, дуздро худ ҳеҷ гуноҳе нест.

* * *

Сипоҳии беморе бар астари[1] бадчашми саркаш савор буд. Ногоҳ аз чизе бирамиду сар аз ӯ даркашид ва рӯй ба роҳе ниҳод, ки на мақсади сипоҳӣ буд. Ёре ба ӯ расид ва аз ӯ пурсид, ки куҷо меравӣ?

Гуфт:

– Он ҷо, ки дили астар мехоҳад.

* * *

Сипоҳие аз майдони ҷиҳод мегурехт.

Гуфтанд:

– Куҷо меравӣ, эй номард?

Гуфт:

---

1. Астар – хачир.

– Он хуштар дорам, ки гӯянд: «Фалон бигурехт, лаънатуллоҳ», аз он ки гӯянд: «Фалон кушта шуд, раҳматуллоҳ».

* * *

Сипоҳие зани ҷамилае дошт, Ҳур ном. Рӯзе ба ғазо рафта буд. Баъд аз нафири ом рӯй ба гурез ниҳод.

Гуфтанд:

– Эй номард, бозгард, ки агар кофиреро бикушӣ, ғозӣ бошӣ ва агар кофире туро бикушад, шаҳид бошӣ ва дар рӯзи қиёмат ҳури ин ёбӣ.

Гуфт:

– Ман худ акнун Ҳур дорам ва барои ин худро ба куштан натавонам дод.

* * *

Турке сипоҳиро гуфтанд:

– Кадом дӯст дорӣ: Ғорати имрӯз ё биҳишти фардо?

Гуфт:

– Он хоҳам, ки имрӯз даст ба ғорату тороҷ баркушоям ва фардо бо Фиръавну Намруд ба дӯзах дароям.

## Фасли панҷум
## Дар мунозираи мардони далер бо салотин ва ҷавобҳои мӯҷаз ва муҳкам, ки боздодаанд

Садиди Авфӣ дар «Ҷавомеъулҳикоёт» оварда, ки рӯзе деҳқони мазлум арзадоште назди Тамғоҷхон[1] овард. Ва ӯ дар он маҳал бе сару дил буд. Руқъаи ӯро ба саҳро андохт.

Деҳқон ибром намуду гуфт:

– Эй хон, доди ман бидеҳ.

Гуфт:

– Бирав, ки дод намонд.

Гуфт:

– Киро додӣ, ки намонд?

Хон аз он сухан мутаассир гашт, ба масобае, ки об аз чашмаш равон шуду ба доди он номурод расид.

* * *

Деҳқонеро ситаме расида буд. Назди подшоҳ рафту арзи ҳол

1. Тамғоҷхон ва Тафқоҷ низ навиштаанд ва вай Абулмузаффар Имодуддавла Иброҳим Тафқоҷхон ибни Наср аст, ки яке аз мулуки хонияи Мовароуннаҳр ва падари Турконхотун – зани Султон Маликшоҳи Салҷуқӣ буд ва аз санаи 400 то 460 салтанат кард («Роҳатуссудур», с.122).

кард. Подшоҳ ба ҳоли ӯ напардохту худро ба ҷои дигар машғул сохт. Боз ибром кард. Подшоҳ рӯ бигардонид. Севум бор такрор намуд. Подшоҳ дар ғазаб шуду гуфт:

– Эй мубрами дарди сар, аз пеши мо бирав.

Гуфт:

– Сар туӣ, дардро куҷо барам?

Подшоҳ аз он сухан мутаассир шуду интиқоми ӯ аз он ситамгар кашид.

* * *

Товуси Ямонӣ гӯяд: марде яманӣ дидам, ки пеши Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф истода буду бо ӯ мунозира мекард ва суолҳои ӯро ҷавоби мардона бозмедод.

Ҳаҷҷоҷ ҳоли бародари худ аз ӯ пурсид, ки дар вилояти Яман ҳоким буд.

Гуфт:

– Эй мард, чун гузоштӣ Муҳаммад ибни Юсуфро, ки ҳокими шумост.

Гуфт:

– Бағоят фарбеҳу бузургҷусса ва тару тоза.

Гуфт:

– Аз бадани ӯ намепурсам, аз адлу инсофи ӯ мепурсам.

Гуфт:

– Бераҳме, золиме, фосиқе, фоҷире, саффоке, бебокест.

Гуфт:

– Чаро шикоят аз ӯ ба бузургтар аз ӯ набаред, то зулми ӯ аз шумо дафъ кунад?

Гуфт:

– Он кас, ки аз ӯ бузургтар аст, ҳазор бор аз ӯ золимтар аст.

Гуфт:

– Маро мешиносӣ?

Гуфт:

– Бале, ту Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуфӣ ва ӯ бародарат аст.

Гуфт:

– Аз ман натарсидӣ, ки ин суханони дурушт дар рӯи ман гуфтӣ?

Гуфт:

– Ҳар кӣ аз Худой тарсад, аз ғайри ӯ натарсад ва ҳар кӣ ҳақ гӯяд, аз ботил наяндешад.

Гуфт:

– Аз қабоили араб кадом қабила беҳтар аст?

Гуфт:

– Бани Ҳошим, зеро ки Муҳаммад Расулуллоҳ (с) аз он қабила аст.

Гуфт:

– Кадом қабила бадтар аст?

Гуфт:

– Сақиф, ки туву бародарат аз он қабилаед.

Ҳаҷҷоҷ бифармуд, то ӯро даҳ ҳазор дирам доданд.

Пас гуфт:

– Эй Товус, ин мард аз тоифаест, ки Ҳақ субҳонаҳу дар сифати эшон фармудааст: «Кӯшиш мекунанд дар роҳи Худо ва наметарсанд аз маломати ҳеҷ маломаткунанда» (Сураи панҷум, ояи панҷоҳу нӯҳум).

* * *

Рӯзе Уқайл ибни Абитолиб[1] дар Димишқ пеши Муовия нишаста буд, вақте ки Муовия ҳокими Шом буду ҳамаи аъёни Шому Ҳиҷоз ва Ироқ ҳозир буданд.

Муовия бар сабили зарофат гуфт:

– Эй аҳли Шому Ҳиҷозу Ироқ, оё ба шумо расидааст (Сураи яксаду ёздаҳум, ояти якум).

Гуфтанд:

– Бале.

Гуфт:

– Ин Аби Лаҳаб амми Уқайл аст.

Уқайл гуфт:

– Эй аҳли Шому Ҳиҷозу Ироқ, оё ба шумо расидааст ин оят (Сураи яксаду ёздаҳум, ояти чаҳорум).

Гуфтанд:

– Бале.

Гуфт:

– Ин Ҳаммолатулҳатаб аммаи Муовия аст.

Муовия аз зарофати худ пушаймон гашту аз он ҷавоб хиҷил шуд.

* * *

Рӯзе Муовия Уқайлро гуфт:

– Ба дурустӣ дар шумо ҳирси шаҳват бисёр аст.

Уқайл гуфт:

---

1. Абу Язид Уқайл ибни Аби Толиб-бародари Амиралмӯъминин Алӣ (а) марде зариф ва хуштабъ ва фасеҳу ҳозирҷавоб буд. Дар соли 39 ҳиҷрӣ аз бародари худ ранҷиду назди Муовия рафт ва дар он авқот миёни ӯ ва Муовия мунозироти бисёр ба вуқӯъ анҷомид. Уқайл дар авохири умр нобино шуду дар замони Муовия вафот ёфт («Маҷолисулмӯъминин», с.85).

– Ин сифат аз мо, ки бани Ҳошимем, дар мардон аст ва аз шумо, ки бани Умияед, дар занон.

Муовия аз ин ҷавоб азим мунфаил шуд.

* * *

Шурайк аз уламои бузурги тобеин аст ва ба ҳасби зоҳир ҷамоле чандон надошт.

Рӯзе пеши Муовия рафту Муовия бо вай оғози тааарруз кард ва хост, то ӯро инфиоле диҳад.

Гуфт:

– Эй Шурайк, ту қабеҳӣ ва малеҳ беҳ аз қабеҳ ва ту шурайкӣ ва Худойро шарик нест ва падари ту аъвар[1] буду якчашм ва биноии ду чашм беҳ аз аъвар ва ту бо ин ҳама қабоеҳ нашояд, ки бузурги аср бошӣ.

Шурайк гуфт:

– Ту Муовияӣ ва Муовия муштақ аз «ав» аст, ки бонги саг аст ва писари «ҳарбӣ» ва «силм», яъне сулҳ беҳ аз «ҳарб» аст ва ин Сахр[2], яъне «санги сахт» ва «саҳл», яъне «замини нарм» беҳ аз «сахр» ва ту бо ин ҳама қабоеҳ ва маойиб нашояд, ки ҳокими Шом бошӣ.

* * *

Рӯзе Яҳё ибни Саиди Ос, ки аз бузургони араб аст, ба маҷлиси Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф даромад. Ҳаҷҷоҷ хост, ки ӯро инфиоле диҳад.

Гуфт:

– Эй Яҳё, Абдуллоҳ ибни Ҳалол аҷаб сухане мегӯяд ва вай мушаъбаде буд, ки мегуфт: «Ман иблисро мебинам ва вай устоди ман аст».

Яҳё гуфт:

– Ибни Ҳалол чӣ мегӯяд?

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Яҳё ибни Саид ба иблис монад.

Яҳё гуфт:

– Эй Ҳаҷҷоҷ, ту мункири ин сухан мабош, ки бузургон мушобеҳи бузургон бошанд. Ман бузурги инсам ва иблис бузурги ҷин.

---

1. Аъвар – одами якчашм.
2. Сахр – ному насаби Абу Суфён-падари Муовия Сахр ибни Ҳарб ибни Уммия ибни Абдушамс ибни Маноф буд. 88 сол зиндагӣ карду дар замони хилофати Усмон ба соли 33 вафот ёфт («Луғатнома»).

Ҳаҷҷоҷ аз он ҷавоб мутаҳаййир шуд, ки дар баробари чунон тааррузе сухани зебо гуфт.

* * *

Яъқуб ибни Лайс пеш аз салтанат марде фақир ва мӯҳтоҷ буд. Ва дар аснои салтанат яке аз ағниёи Сиҷистонро муоҳида карду моли ӯ ба тамом гирифт ва ӯро ба нон мӯҳтоҷ сохт.

Рӯзе он мард пеши ӯ омад. Яъқуб аз ӯ пурсид, ки имрӯз ҳоли ту чун аст?

Гуфт:

– Ҳамчунон ки дирӯз ҳоли ту буд.

Гуфт:

– Дирӯз ҳоли ман чун буд?

Гуфт:

Ҳамчунон ки имрӯз ҳоли ман аст.

Яъқуб дар ғазаб шуду сар дар пеш андохт ва дар худ биҷӯшид, лекин бар сари инсоф омаду ӯро бар он сухан таҳсин кард ва моли ӯ ба тамом боздод.

* * *

Деҳқоне риши дароз дошту аз вилояти Ғур пеши Мирзо Бобур омаду додхоҳӣ кард, ки ҳаззорони[1] девони ту даҳ хирвор ғаллаи маро сад хирвор гирифтанд. Ба доди ман бирас.

Мирзо гуфт:

– Эй ғурии аблаҳ, даҳ ман риш бардошта пеши ман омадаӣ, чаро газоф мегӯӣ, ҳаргиз касе даҳро сад гирифта?

Деҳқон гуфт:

– Эй Мирзо, ту як сер мӯи маро даҳ ман ҳазр мегӯӣ, ман ҳазори туро чӣ кунам?

Мирзо бихандиду бифармуд, то нишони[2] тархонӣ[3] ба номи ӯ нашавад.

* * *

Пеши подшоҳе гуфтанд, ки дар ин шаҳр марди зарифест, ки дар сурат ба шумо шабеҳ аст.

Бифармуд, то ӯро ҳозир карданд.

Подшоҳ бо ӯ оғози зарофат карду гуфт:

– Эй мард, ман волидаи шуморо мешиносам. Ҳусне дошту даллолӣ мекард ва ба хонаҳои мулук мерафт.

Зариф гуфт:

---

1. Ҳаззорон – андоза кардани ғалла дар кишт ва мева бар дарахтон.
2. Нишон – фармон.
3. Тархонӣ – мансаби муқаррарии пеши салотини Туркистон.

– Волидаи ман худ ҳаргиз аз хона берун намерафт. Аммо падарам дар боғҳои мулук, ки наздики ҳарамсарои эшон буд, боғбонӣ мекард.

Подшоҳро ҷавоби ӯ хуш омаду ӯро аз нудамои маҷлиси худ гардонид.

**Фасли шашум**
**Дар мунозираи занони далер бо салотин**

Ҷавонеро ба дуздӣ гирифтанду пеши Ҳорун ар-Рашид burданд. Баъд аз исботи дуздӣ Ҳорун ҳукм кард, ки дасташро бибуранд.

Пирзане, ки модари ӯ буд, пеш омаду гуфт:

– Эй халифа, дастеро, ки Худои таъоло ороста, мебурӣ?

Ҳорун гуфт:

– Ба ҳукми Худо мебурам ва ман аз Худо метарсам, ки ҳадде аз ҳудуди шаръ таҳовун варзам. Зуд бошед, дасташро бибуред.

Пирзан гуфт:

– Эй халифа, қути ман аз касби дасти ӯст. Дасти ӯро, ки мебурӣ, қути маро қатъ мекунӣ.

Ҳорун гуфт:

– Дасташ бибуред, ки агар ин ҳад бар ӯ назанам, аз ҷумлаи гуноҳкорон бошам.

Пирзан гуфт:

– Эй халифа, ин гуноҳро низ яке аз он гуноҳон ангор, ки шабу рӯз аз он истиғфор мекунӣ.

Халифаро ин сухан хуш омад ва писарашро бад-ӯ бахшиду хасмро хушнуд гардонид.

* * *

Ҷамъе дар Ҳаҷҷоҷ хуруҷ карда буданд. Аз он ҷамъ занеро гирифтанду назди Ҳаҷҷоҷ оварданд. Ҳаҷҷоҷ бо ӯ оғози хитобу итоб кард ва ӯ сар дар пеш андохта буд ва назар бар замин дӯхта. На ҷавоби вай медоду на назар ба сӯи вай мегушод.

Яке аз ҳозирон гуфт:

– Амир бо ту сухан мегӯяд ва ту аз вай эъроз кардаӣ?

Гуфт:

– Ман аз Худои таъоло шарм медорам, ки ба касе назар кунам, ки Худои таъоло ба вай назар намекунад.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Аз куҷо мегӯӣ, ки Худо ба ман назар намекунад?

Гуфт:

– Аз он ҷо, ки агар ба ту назар доштӣ, туро инчунин ба зулм боз нагузоштӣ.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Рост мегӯяд. Пас ӯро ҳазор дирам доду пеши қабилааш фиристод.

* * *

Занеро рӯзе назди Ҳаҷҷоҷ оварданд, ки қабилаи ӯ саркашӣ карда буданд.

Гуфт:

– Эй зан, ояте муносиб бихон, то туро бибахшам.

Гуфт:

– Изо ҷоа насруллоҳ… (Сураи яксаду даҳум).

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Вайлак: ядхулуна фӣ диниллоҳ, – бихон.

Гуфт:

– Эй Ҳаҷҷоҷ: Дахалу ва анта тахриҷуҳум, маънии оят он аст, ки «Чун биёбад нусрат ва фатҳи Худой, бинӣ мардумонро, дармеоянд ба дини Худой» ва онро чунин хонд, ки «Бинӣ мардумонро, ки берун мераванд аз дини Худой».

Ҳаҷҷоҷ ӯро манъ кард, ки ба маънии асл бихон, ки «Дармеоянд ба дини Худой».

Зан гуфт:

– Мардумон дар омаданд ба дини Худой ва ту эшонро берун кардӣ.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Офарин бодат, эй шерзан, бад-ин ҳақ расонидан. Пас ҳазор дирамаш доду ба қабилааш бозфиристод.

* * *

Чун Амри Лайс ба Нишопур омад, лашкариёни ӯ дар манозили мардумон фуруд омаданду кор бар аҳли шаҳр танг шуда буд.

Дар он асно зане ба тазаллум назди вай рафту гуфт:

– Зани бевааму чаҳор тифли норасида дорам ва маро дар ин шаҳр чаҳор сароест, ки ҳамаро лашкариёни ту фурӯ гирифтаанд ва ман бо тифлони худ дар миёни кӯча мондаему хорию расвоӣ мекашем. Агар ҳукм кунӣ, ки як сарое аз он ҷумла ба мо бозгузоранд, аз адлу эҳсони ту бадеъ ва баъид нахоҳад буд.

Амр дар ғазаб шуду гуфт:

– Лашкариёни ман дар Систон хонаву саро бор накардаанд ва бад – ин диёр наёварда, ки мардумро ташвиш надиҳанд. Магар ту дар Қуръон нахондаӣ, ки : «Ба дурустӣ, ки подшоҳон чун да-

роянд ба деҳе ё шаҳре, ки ба қаҳр гиранд, табоҳ созанд». Яъне хароб гардонанд онро ва гардонанд азизони он мавзеъро хору бемиқдор.

Зан гуфт:

– Эй малик, магар ояи мобаъдро фаромӯш кардаӣ, ки дар ҳаққи золимону манозили эшон мефармояд: «Пас, ин аст хонаҳои эшон». Яъне диёри қавми Самуд, бингаред онро, дар ҳолате ки холист аз мардумону хароб аст сақфҳо ва деворҳои он ба сабаби зулме, ки карданд.

Амри Лайс аз истимои ин оя чунон мутаассир шуд, ки об аз чашмаш равон гардиду филфавр ҳукм кард, ки тамоми лашкар аз шаҳр берун раванду дар саҳро хаймаву хиргоҳ зананд ва човушону мулозимонро гуфт, то чавгонҳо гирифта, фурӯ тохтанду дар се-чаҳор соати нуҷумӣ шаҳрро аз сипоҳӣ бипардохтанд.

## БОБИ ШАШУМ
## ДАР ЛАТОИФИ АЪРОБ ВА НУКОТИ ФУСАҲОВУ БУЛАҒО ВА ЗИКРИ ҲИКАМ ВА АМСОЛИ ЭШОН

### Фасли аввал
### Дар латоифи аъроб дар маҷолиси акобири дин ва мулуку салотин

Арабе бадавӣ ба масҷиди Пайғамбар (с) даромаду ҳазрати Амиралмӯъминин (а) дар масҷид ҳозир буд. Араб намозе гузорд аз рӯи суръату таъҷил, чунонки на таъдиле[1] дар аркон ба ҷой оварду на тартиле[2] дар қироат риоят кард. Баъд аз он ки хост берун равад, ҳазрати Амир (а) бонг бар ӯ заду наълайн ҳаволаи ӯ кард, ки бархезу намозро иода кун, ки ин намоз дар ҳисоб нест. Араб аз тарси наълайни ҳазрати Амир бархосту намозе аз рӯи таъаннӣ[3] гузорд ва таъдилу тартил чунонки бояду шояд ба ҷой оварда ва дар хузӯъу хушӯъ муболиға кард. Баъд аз тамом шудани намоз ҳазрати Амир (а) фармуд:

– Эй бадавӣ, на ин намоз, ки гузордӣ, беҳтар аст?

Гуфт:

– Ло, валлоҳ, ё Амиралмӯъминин, зеро ки намози аввал, ки гузордам, аз тарси Худо буд ва намози дувум аз тарси наълайни шумо.

* * *

Арабе бағоят қабеҳулваҷҳ ва қабеҳулманзар бар сари хони Имом Ҳасан (а) нишаст ва аз рӯи ҳирс ва шараҳи тамом таом хӯрдан гирифт. Ва аз он ҷо, ки хислати кином аст, Имомро он навъ чиз хӯрдан аз он араб хуш омад ва мунбасит шуд ва дар он асно аз ӯ пурсид, ки «Эй араб, муҷаррадӣ ё мутааҳҳил»?

Гуфт:

– Мутааҳҳил.

Пурсид, ки «Фарзанд дорӣ?»

Гуфт:

– Ҳашт духтар дорам, ки ман ба шакл аз ҳама беҳтарам, аммо эшон аз ман пурхӯртаранд.

Имом табассум намуд ва ӯро даҳ ҳазор дирам инъом фармуду гуфт:

– Ин ҳиссаи ту ва завҷаи туву ҳашт духтари туст.

---

1. Таъдил: рост кардан. «Мунтахаб».
2. Тартил: ҳамвор ва пайдо хондан. «Мунтахаб».
3. Таъаннӣ: диранг кардан. «Ғиёс».

* * *

Умар ибни Абдулазиз[1] аз арабе шомӣ пурсид, ки «Омилони ман дар диёри шумо чӣ муомила мекунанд»?

Гуфт:

– Чун оби сарчашма соф бошад, об дар ҳамаи ҷӯйҳо соф бошад.

* * *

Мансури халифа арабе шомиро гуфт:

– Чаро шукри Ҳақ субҳона ба ҷой намеорӣ, ки то ман бар шумо ҳоким шудаам, тоъун аз миёни шумо дафъ шудаст?

Араб гуфт:

– Ҳақ субҳонаҳу аз он одилтар аст, ки ду бало бар мо гуморад.

Мансур аз он сухан бисёр хиҷил шуду кинаи он араб дар дил гирифт, то охир ӯро ба баҳонае бикушт.

* * *

Арабе сари роҳ бар Ҳаҷҷоҷ гирифт ва чизе хост. Ҳаҷҷоҷ ӯро биронд. Ҷои дигар сари роҳ бар ӯ гирифт ва суол кард:

– Эй мубрами лаҷуҷ, на холӣ дар фалон буқъа чизе хостӣ ва туро бирондам? Чаро боз омадӣ?

Гуфт:

– Юмни баъзе буқъаҳо бештар аст. Он буқъа, ки дар ӯ суол кардам ва маро бирондӣ, бар ман шум омад. Умедворам, ки ин буқъа муборак ояд.

Ҳаҷҷоҷ бихандид ва ӯро чизе дод.

* * *

Халифаи Бағдод бо арабе, ки аз бодия баромада буду ҳаргиз шаҳр надида ва ба маҷлисе нарасида, аз як табақ таом мехӯрд. Ногоҳ назари халифа ба луқмаи вай афтод ва мӯе ба чашми вай дар омад.

Гуфт:

– Эй аъробӣ, он мӯйро аз луқмаи худ дур кун!

Аъробӣ луқмаро бар хон ниҳод ва даст бозкашиду гуфт:

– Касе, ки чандон дар луқмаи меҳмон нигарад, ки мӯйро бубинад, аз хони ӯ таъом натавон хӯрд.

1. Ҳаштумин халифаи умавӣ.

* * *

Фазл ибни Рабеъ[1] гӯяд: Дар маҷлиси халифа яке мактубе ба ман дод, ки нуҳуфта бихон ва паҳлӯи ман арабе маданӣ нишаста буд. Ман мехондам ва араб ба гӯшаи чашм дар он менигарист.

Гуфтам:

– Чӣ менигарӣ? Оё надонистаӣ, ки ин раво нест?

Гуфт:

– Ҳадисе бар ман расида, ки ҳар кӣ дар мактуби бародари мӯъмин нигарад, бе изни ӯ, бар оташи дӯзах мутталеъ гардад ва маро падарон мурдаанд, мехостам, ки бар оташ мутталеъ шавам, то бубинам, ки дар кадом даркаанд аз даркоти дӯзах.

Маро аз ҷавоби ӯ ханда гирифт ва халифа, чун бар моҷаро воқиф шуд, бисёр бихандид.

* * *

Ҳаҷҷоҷ дар шикоре аз лашкар дур афтод ва ташна шуд. Ба пуштае даромад, дид, ки аъробие нишастааст ва аз хирқаи худ ҷунбандагон мечинад ва шутурон пиромуни ӯ мечаранд. Чун шутурон Ҳаҷҷоҷро диданд, бирамиданд. Аъробӣ сар боло карду хашмнок гуфт:

– Кист, ки аз ин биёбон бо ҷомаҳои рахшон баромад, ки лаънати Худой бар ӯ бод?

Ҳаҷҷоҷ ҳеҷ нагуфт ва пеш омаду гуфт:

– Ассалому алайка ва раҳматуллоҳи ва баракотуҳу.

Аъробӣ гуфт:

– Ло алайкассалому ва ло раҳматуллоҳи ва ло баракотуҳу.

Ҳаҷҷоҷ аз ӯ об талабид.

Гуфт:

– Фуруд ой ба хориву хоксорӣ ва об хӯр. Валлоҳ, ки ман ходим ва ва навкари касе нестам.

Ҳаҷҷоҷ фуруд омаду об хӯрд ва боз савор шуд. Пас гуфт:

– Эй аъробӣ, беҳтарини халқи олам кист?

Гуфт:

– Муҳаммад расулуллоҳ.

Боз гуфт:

– Чӣ гӯӣ дар ҳаққи Алӣ ибни Абитолиб (а)?

Гуфт:

---

1. Абу Аббос ибни ар-Рабиъ ибни Юнус ибни Муҳаммад ибни Абдуллоҳ ибни Аби Фурух, баъд аз Яҳё ибни Холид Ҳорунаррашид вазорат ба Фазл дод дар муҳаррами соли 187 ва ӯ пеш аз он ҳоҷиби Мансур ва Маҳдӣ ва Ҳодӣ ва Ҳорун буд. Вилодаташ ба соли 140 ва вафоташ дар 208 ҳ. будааст. «Таҷорубуссалла», «Мӯъҷамулансоб».

– Аз караму бузургворӣ номи вай дар даҳон нагунҷад ва бародару васии Расул аст ба кӯрии чашми ту.

Боз гуфт:

– Чӣ гӯӣ дар ҳаққи Абдулмалик Марвон?

Аъробӣ ҳеҷ нагуфт.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Ҷавоби ман бигӯй.

Гуфт:

– Бад мардест.

Пурсид, ки чаро?

Гуфт:

– Хатое аз ӯ дар вуҷуд омадааст, ки аз машриқ то мағриб аз он пур шудаст.

Пурсид, ки он хато кадом аст?

Гуфт:

– Он ки он фосиқи фоҷири золимро бар мусулмонон гумоштааст.

Ҳаҷҷоҷ ҳеҷ нагуфт.

Ногоҳ мурғе барпарид ва овозе кард. Аъробӣ рӯй бар Ҳаҷҷоҷ карду гуфт:

– Ту чӣ касӣ, эй мард?

Гуфт:

– Ин чӣ суол аст, ки мекунӣ?

Гуфт:

– Ин мурғ маро хабар дод, ки лашкаре мерасад, ки сарвари эшон туӣ.

Дар ин сухан буд, ки лашкариёни вай даррасиданд ва бар вай салом карданд.

Аъробӣ чун он бидид, ранги ӯ бигардид.

Ҳаҷҷоҷ бифармуд, то шутурони ӯро супурдаиду ӯро ҳамроҳ бурданд. Чун рӯзи дигар бомдод гардид, моида ниҳод ва мардумон ҷамъ омаданд. Аъробиро овоз дод. Чун даромад, гуфт:

– Ассалому алайка ва раҳматуллоҳи ва баракотуҳу.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Ман чунон намегӯям, ки ту гуфтӣ. Ва алайкассалому ва раҳматуллоҳи ва баракотуҳу.

Пас гуфт:

– Таом мехӯрӣ?

Гуфт:

– Таом аз туст. Агар иҷозат медиҳӣ, мехӯрам.

Гуфт:

– Иҷозат додам.

Аъробӣ пеш нишасту гуфт:

– Бисмиллоҳ, иншоаллоҳ, ки он чӣ баъд аз таом пеш ояд, хайр бошад. Ҳаҷҷоҷ бихандиду ҳозиронро гуфт:

– Ҳеҷ медонед, ки дирӯз аз ин шахс бар ман чӣ гузаштааст?

Аъробӣ гуфт:

– Аслаҳаллоҳуламира, сирре, ки дирӯз дар миёни ману ту гузаштааст, имрӯз ифшои он макун.

Баъд аз он Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Эй аъробӣ, яке аз ду кор ихтиёр кун. Ё пеши ман бош, то туро аз хавоси худ гардонам, ё туро пеши Абдулмалик фиристам ва он чи ӯро гуфтаӣ, ахбор кунам.

Аъробӣ гуфт:

– Ин ду кор, ки ном бурдӣ, севумӣ низ дорад.

Пурсид, ки он кадом аст?

Гуфт:

– Он ки маро бигузорӣ, то ба саломат ба диёри худ бозравам ва дигар на ту маро бинӣ ва на ман туро.

Ҳаҷҷоҷ бихандид ва фармуд, то вайро ҳазор дирам доданд ва ба қабилааш боз фиристоданд.

* * *

Аъробие назди халифаи Бағдод омад, ки марде фақиру ғарибам.

Гуфт:

– Метавонад буд ва ҳамаи мардумон фақиру ғарибанд ба ҳукми Худову Расул, чӣ Худой таъоло фармуд:

– «Ё айюҳанносу антум алфуқароу илаллоҳи»[1].

Ва Расул фармуд, ки:

– «Кун фиддунё кааннака ғарибун»[2].

Аъробӣ гуфт:

– Доияи ҳаҷ дорам.

Халифа гуфт:

– Муборак бод, нияти некӯ кардаӣ, ки адои фаризае кунӣ аз фароизи Ҳақ таъоло, ки мефармояд:

– «Валлоҳу аланноси ҳаҷҷалбайт»[3]. Инак роҳ равшан аст, қадам дар роҳ неҳ.

Аъробӣ гуфт:

---

1. Сураи сиюпанҷум, ояи шонздаҳум.
2. Сураи севум, ояи наваду якум.
3. Сураи севум, ояи наваду якум.

– Иститоат надорам ва зоду роҳилаам нест.

Халифа гуфт:

– Ҳаҷ аз ту соқит шуд, ки фарз аст ба шарти иститоат. Чунонки фармуд:

– «Ман истатоа илайҳи сабилан»[1]. Акнун ба фароғат бош, ки аз ранҷи сафар халос шудӣ.

Аъробӣ ба танг омад, гуфт:

– Эй халифа, ман ба назди ту ба чизе талабидан омадаам на фатво ҷустану ваъз шунидан.

Халифа бихандиду ҳазор дирамаш дод.

* * *

Арабе бар сари хони халифа ҳозир шуд. Ҳариса оварданд. Халифа ӯро ҳамкосаи худ кард ва пеши халифа равған бисёр буду пеши араб хушк буд. Ба сари ангушт ҷӯй сохт, то равған ба тарафи ӯ равон шуд. Халифа ин оят хонд, ки:

– «Ахрақатҳо литағарруқи аҳлиҳо»[2], оё сӯрох мегардонӣ киштиро, то ғарқа гардонӣ аҳли онро?

Араб ин оят хонд, ки:

– «Фасақонаҳу ила баладин маййитин»[3], пас мо бирондем абри пуробро ба замини мурдаи афсурда, то ба он об замини мурдаро зинда гардонем.

* * *

Халифае рӯзе барраи бирён пеш ниҳода буд ва мехост, ки тановул кунад. Ногоҳ аъробие аз бодия баромад. Халифа ӯро талабиду пеши худ нишонд. Аъробӣ бағоят гурусна буд, аз рӯи ҳирсу шараҳ оғози бирён хӯрдан кард. Халифа бар сабили зарофат гуфт:

– Чист туро, ки чунон ин барраро аз ҳам меканӣ ва гӯшти ӯро мехӯрӣ, ки гӯё падари ӯ туро шох задааст.

Аъробӣ гуфт:

– Ин худ нест. Ту чунон ба чашми шафқат дар ӯ менигариву аз хӯрдани гӯшти ӯ бад мебарӣ, гӯё модари ӯ туро шир додааст.

Халифаро аз он сухан бағоят хуш омаду ӯро ҳазор дирам инъом намуд.

* * *

Арабе назди халифа муҳимме арз кард, дар вақте ки халифа

---

1. Сураи севум, ояи наваду якум.
2. Сураи ҳаждаҳум, ояи ҳафтодум.
3. Сураи сию панҷум, ояи даҳум.

аз мамарре нохуш буд. Бо ӯ дуруштӣ карду сахту суст гуфт. Араб рӯй дар ӯ карду гуфт:

– Эй халифаи рӯзгор, валлоҳ, ки Ҳақ субҳона ва таъоло туро чизе додааст, ки ҳабиби худ Муҳаммад расулуллоҳ (с)-ро надодааст.

Халифа бонг бар ӯ зад, ки эй малъун, куфр гуфтӣ.

Гуфт:

– Рост гуфтам, Ҳақ таъоло Мустафоро хулқи азим каромат карда ва туро хӯи бад додааст. Пас, рост аст, ки он чӣ туро дода, ҳабиби худро надода.

Халифа аз он сахт мутаассир шуду муҳимми ӯро кифоят кард.

* * *

Рӯзе Асмаъӣ[1], ки фозилу муқтадои аҳли луғат аст, бар хони Ҳорун ар-Рашид нишаста буд. Полудаи асал ҳозир буд. Асмаъӣ гуфт:

– Бисёр аз аъроб бошанд, ки ҳаргиз полудаи асал надида, балки номи онро низ нашунида бошанд.

Халифа гуфт:

– Бар ин даъво шоҳиде бояд, вагарна дурӯғ мегӯӣ.

Асмаъӣ қабул кард, ки ин маъниро хотирнишони халифа кунад.

Иттифоқан ҳам дар он рӯз халифа ба шикор берун омаду Асмаъӣ дар мулозимат буд. Халифа дид, ки аз бодия аъробие баромад. Асмаъиро гуфт:

– Бирав, ӯро пеши ман ор.

Асмаъӣ пеши ӯ рафту гуфт:

– Амиралмӯъминин туро мехонад, иҷобат кун.

Гуфт:

– Мӯъминонро амир мебошад?

Гуфт:

– Бале.

Гуфт:

– Ман боре ба вай имон надорам.

Асмаъӣ ӯро дашном доду гуфт:

– Хомӯш бош, ё ибнназзония.

Аъробӣ дар ғазаб шуду гиребони Асмаъӣ бигирифт ва ба ҳар

---

1. Абӯ Саид Абдулмалик ибни Қариб ибни Абдулмалик ибни Алӣ ибни Асмаъ, имоми луғату наҳв ва ахбору наводир аст, нашъунамои ӯ дар Басра буд ва дар айёми Ҳорун ба Бағдод мезист. Вилодаташ ба соли 122 ё 123 ва вафоташ 214 буда, 216 ва 217 низ гуфтаанд. «Доиратулмаориф»-и Фариди Ваҷдӣ».

тараф мекашиду дашном медод ва Асмаъӣ дар дасти ӯ оҷиз шуда буду халифа аз он сурат механдид. Баъд аз он аъробӣ гиребони ӯро гузошта, пеши халифа омаду гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, ба гумони ин мард на ба зӯъми ман, доди ман аз ӯ биситон, ки маро дашном додааст.

Халифа гуфт:

– Ду дирам ба вай деҳ.

Аъробӣ гуфт:

– Субҳоналлоҳ, яке маро дашном дода, аз ӯ ҷаримона бояд гирифт. Ту мегӯӣ, ки ду дирам ба вай деҳ. Ин чӣ гуна ҳукмест, ки мекунӣ?

Халифа гуфт:

– Ҳукми мо инчунин бошад.

Аъробӣ рӯ ба Асмаъӣ карду гуфт:

– Ё Ибназзониятайн, равон бош[1] ва ба ҳукми амири худ чор дирам ба ман деҳ.

Халифа аз ханда ба он расид, ки аз асб дарафтад. Пас вайро ҳамроҳ бурданд. Чун аъробӣ боргоҳи халифа ва он азамату ҷабарут бидид ва ҳаргиз мисли он ҷое надида буд, бағоят дар чашми вай бузург намуд. Пеши тахти халифа омаду гуфт:

– Ассалому алайка, ё Аллоҳ.

Халифа гуфт:

– Хокат ба даҳан хомӯш бош, чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Ассалому алайка, ё Набийяллоҳ.

Гуфт:

– Вайҳак, эй махзул[2], чӣ мегӯӣ?

Ҳозирон гуфтанд:

– Амиралмӯъминин гӯй.

Гуфт:

– Ассалому алайка, ё Амиралмӯъминин.

Халифа гуфт:

– Ва алайкассалом.

Пас ӯро бинишонду бифармуд, то моида кашиданд ва бар он моида таомҳои гуногун буд, ки аз ҳама тановул кард ва дар охир полуда оварданд. Асмаъӣ гуфт:

– Умед медорам, ки надонад полуда чист.

---

1. Равон бош: яъне зуд бош, чун равон ба маънии филҳол ва зуд ҳам ҳаст. «Бурҳон» ва «Ғиёс».
2. Махзул: хор карда ва фурӯ гузошта. «Мунтахаб».

Халифа гуфт:

– Агар чунин бошад, туро як бадра[1] зар бидиҳам.

Аъробӣ даст дароз карду полуда хӯрдан гирифт бар ваҷҳе, ки ба он мемонист, ки ҳаргиз нахӯрдааст.

Халифа аз ӯ пурсид, ки ин чист, ки мехӯрӣ?

Гуфт:

– Савганд бад-он Худой, ки туро ин салтанат дода, ки ман намедонам, ки ин чӣ чиз аст. Аммо Худои таъоло дар Қуръон фармуда:

– «Фокиҳатун ва нахлун ва руммонун»[2]. Нахл наздики мо ҳаст. Гумон мебарам, ки ин руммон бошад.

Асмаъӣ гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, акнун ду бадра бар ту воҷиб шуд, зеро ки вай ҳамчунонки полударо надонад, руммонро низ намедонад.

Халифа бихандиду Асмаъиро ду бадра зар бидоду аъробиро ҳазор дирам инъом кард.

## Фасли дувум
## Дар зарофати аъроб нисбат ба қузот ва аҳолӣ ва маволӣ ва соири мардумон

Арабе назди қозӣ гувоҳӣ дод.

Қозӣ гуфт:

– Мемонад, ки дурӯғ мегӯӣ.

Араб гуфт:

– Валлоҳ, ки дурӯғгӯй худро дар либоси қозӣ пинҳон кардааст.

Қозӣ мунфаил шуду гуфт:

– Ин сазои касест, ки такзиб кунад бандагони Худойро ба ҷиҳате.

* * *

Арабе назди қозӣ гувоҳӣ дод. Муддаъӣ алайҳ хост, ки гувоҳии ӯро ҷарҳ[3] кунад.

Гуфт:

– Эй қозӣ, ин араб зари бисёр дорад ва ҳаргиз Ҳаҷ нагузорда, гувоҳии ӯ мешунавӣ? Бо вуҷуди ин ки торики фарз аст.

---

1. Бадра: ҳамёни даҳ ҳазор дирамӣ ва чунин гӯянд, ки ду ҳазор ҳазор бадра дар он киштӣ ниҳода буданд ва ҷумлаи он бист бор ҳазор-ҳазор дирам буд. «Насиҳатулмулук»-и Ғаззолӣ, с.110.
2. Сураи панҷоҳу панҷум, ояи шасту ҳаштум.
3. Ҷарҳ: билфатҳ таъин кардан дар гувоҳӣ ва адолат касеро. «Мунтахаб».

Араб гуфт:

– Дурӯғ мегӯӣ ва ҳол он ки ман дар фалон таърих Ҳаҷ гузордаам ва маносик ба ҷой оварда.

Қозӣ аз ӯ пурсид, ки агар рост мегӯӣ, нишон деҳ, Замзам кучост?

Гуфт:

– Пирмарде босафост, ки доим бар дари Арафот нишастааст.

Гуфт:

– Эй ҷоҳил, Замзам чоҳест, ки аз ӯ об мекашанд ва Арафот саҳроест бедару девор.

Араб гуфт:

– Дар он таърих, ки ман расидам, ҳанӯз он чоҳро фурӯ набурда буданд ва Арафот боғе буд, ки дару девор дошт.

* * *

Арабе субҳ ба масҷид даромад, ки намоз гузорад ва мустаъҷил буд, ки муҳимми заруре дошт. Пешнамоз баъд аз фотиҳа сураи Нӯҳ бунёд кард. Чун гуфт: «Инно арсално Нӯҳан»[1], яъне мо, ки Худовандем, фиристодем Нӯҳро, боқӣ оя аз ёдаш бирафту ҳаср[2] шуду сукути ӯ дер кашид. Арабро тоқат намонд, гуфт:

– Айюҳалқорӣ, агар Нӯҳ намеравад, дигареро бифирист ва моро интизор мадеҳ.

* * *

Арабе меҳмони ҳофизе шуд. Ҳофиз се рӯз ӯро ба нону комих, яъне обгома меҳмон кард. Сабоҳи чаҳорум дар меҳроб қироат мекард, ба ин оя расид, ки: «Ҳурримат алайкум ал-майтату вад-даммy ва лаҳму-л-хинзири»[3], маънии оят ба зоҳир он ки ҳаром гардидаст бар шумо гӯшти мурда ва хуну гӯшти хук.

Араб гуфт:

Валкомиху фало тансуҳо, яъне обгома низ мисли мурдор ва хуну гӯшти хук ҳаром аст, пас онро фаромӯш макун.

* * *

Арабе аз ҳофизе шунид, ки мехонд: «Алаъробу ашадду куфран ва нифоқан»[4]. Баъд аз он шунид, ки мехонд: «Ва мин аъроби, ман юъмину биллоҳи»[5].

---

1. Сураи ҳафтоду якум, ояи якум.
2. Ҳаср бар вазни баср: тангдил шудан ва баста шудан дар сухану хондан.
3. Сураи панҷум, ояи чаҳорум.
4. Сураи нӯҳум, ояи наваду ҳаштум.
5. Сураи нӯҳум, ояи садум.

Гуфт:

– Субҳоналлоҳ, ҳаҷоно, сумма мадаҳано, яъне муназзаҳ аст Худое, ки ҳаҷв кардаст моро, баъд аз он мадҳ гуфта.

* * *

Арабе дар ақиби қорӣ намоз мегузорд. Ва қорӣ ин ояро хонд, ки: «Алаъробу ашадду куфран ва нифоқан»[1]. Араб дар қаҳр шуду қатъи намоз кард ва асое чанд бар паҳлӯи қорӣ заду бирафт. Иттифоқан рӯзи дигар дар ақиби ҳамон қорӣ намоз гузорд. Қорӣ баъд аз фотиҳа хонд, ки: «Ва мин аъроби, ман юъмину биллоҳи»[2]. Араб хушдил шуду гуфт:

-«Айюҳалқорӣ, нафаакалъасо», яъне он лат[3], ки дӣ хӯрдӣ, туро нофеъ буд.

* * *

Араберо курдон дар роҳе ғорат карданд ва ҳар шутуру гӯсфанду матое, ки дошт, бурданд. Баъд аз он ҳар гоҳ тиловати Қуръон кард, чун ба ин оят расид, ки: «Алаъробу ашадду куфран ва нифоқан» чунин хонда, ки «Алакроду ашадду куфран ва нифоқан».

Мардум ӯро маломат карданд, ки чаро ғалат мехонӣ ва ба ҷои «аъроб» «акрод» мегӯӣ?

Гуфт:

– Эй мардумон, маро маломат макунед, ки ҳасби ҳоли худ мегӯям. Он зулм, ки аз курдон ба ман расида, аз арабон нарасида.

* * *

Арабе ҷое нишаста буд. Яке аз фарзандони Абӯмӯсо Ашъарӣ[4] мегузашт ва ба табахтуру такаббури тамом мехиромид.

Араб гуфт:

– Чунон ба такаббур мехиромад, ки гӯё падари ӯ Амри Ос[5]ро фиреб дода, ӯро таъна зад, ба он ки Амри Ос дар боби хилофати Амиралмӯъминин алайҳиссалом ва Муовия падари ӯ Абӯмӯсо Ашъариро фиреб дода буд.

---

1. Сураи нӯҳум, ояи навду ҳаштум.
2. Сураи нӯҳум, ояи садум.
3. Лат: ба фатҳи аввал задан ва кӯфтан бошад.
4. Абдуллоҳ ибни Қайс ибни Сулайм ибни Ҳазор, мутаваффӣ санаи 56 ҳиҷрӣ.
5. Амр ибии ал-Ос ибни Воил ибни Ҳошим ибни Саъид (Абӯабдуллоҳ) аз муҳоҷирини ҳабаш буд.Падараш маълум нест, модараш «Нобиға» аз миёни фасоқи худ «Ос»-ро интихоб карда буд. Амр дар соли ҳаштуми ҳиҷрӣ ислом оварду дар соли 43 мурд ва навад сол умр кард. «Табақот», ҷ.7, қисми сонӣ, с.188.

* * *

Исҳоқ ибни Фурӯҳ марде буд ҳаззолу хира ва беҳаёву мазоҳпеша. Рӯзе арабе бадавӣ, ки ҳаргиз шаҳр надида буду ба миёни мардум нарасида, бар сари бозор ба вай расид. Вақте ки бо ҷамъе аз зурафо ва шуаро якҷо нишаста буд, ёрон гуфтанд:

– Бо ин бадавӣ гуфтугӯ кун.

Ибни Фурӯҳ гуфт:

– Эй бадавӣ, ҳаргиз бар чизи нодида гувоҳӣ додаӣ?

Гуфт:

– Бале, гувоҳӣ медиҳам, ки закаре дар фарҷи модарат рафта ва ту аз фарачи ӯ берун омадаӣ.

Ибни Фурӯҳ бо вуҷуди беҳаёӣ мунфаил шуд.

* * *

Арабе бадавӣ гурусна аз бодия баромад. Бар лаби обе расид, дид, ки арабе дигар анбони пургӯшт аз пушт боз карда ва сари он бигшода ва пора-пора нону гӯшт берун меовараду мехӯрад. Бадавӣ омаду дар баробари вай бинишаст. Араб дар аснои чиз хӯрдан сар бароварду араберо дар баробари худ нишаста дид.

Гуфт:

– Ё ахӣ, аз куҷо мерасӣ?

Гуфт:

– Аз қабилаи ту.

Гуфт:

– Бар манозили ман гузар кардӣ?

Гуфт:

– Бале, басе маъмуру ободон дидам.

Араб мубтаҳиҷ[1] шуду гуфт:

– Саги маро, ки Буқоъ ном дорад, дидӣ?

Гуфт:

– Рамаи туро аҷаб посбонӣ мекунад, ки аз як мил роҳ гургро маҷоли он нест, ки пиромуни он рама гардад.

Гуфт:

– Писарам Холидро дидӣ?

Гуфт:

– Дар мактаб паҳлӯи муаллим нишаста буду ба овози баланд Қуръон мехонд.

Гуфт:

– Модари Холидро дидӣ?

1. Мубтаҳиҷ: шодон шудан. «Мунтаҳиййулараб».

Гуфт:

– Беҳин-беҳин, мисли ӯ дар тамоми ҳай зане нест ба камоли иффату таҳорат ва ғояти исмату хадорат[1].

Гуфт:

– Шутури обкаши маро дидӣ?

Гуфт:

– Бағоят фарбеҳу тоза буд, чунонки пушташ ба кӯҳон баробар шуда буд.

Гуфт:

– Қасри маро дидӣ:

Гуфт:

– Айвони ӯ сар ба кайвон расонида буд ва ман ҳаргиз олитар аз он биное надидаам.

Араб чун аҳволи хонумон маълум карду донист, ки ҳеҷ макру ҳай нест, ба фароғат нону гӯшт хӯрдан гирифт ва бадавиро ҳеҷ надод. Ва баъд аз он ки сер бихӯрд, сари анбон маҳкам баст.

Бадавӣ дид, ки хушомад гуфтани ӯ натиҷа набахшид, малул шуд.

Дар ин маҳал саге он ҷо расид. Соҳиби анбон устухоне, ки аз гӯшт монда буд, пеши ӯ андохту бархост, то анбон ба пушт баркашаду биравад.

Бадавӣ бетоқат шуду гуфт:

– Агар саги ту Буқоъ зинда мебуд, рост ба ин саг мемонист.

Араб гуфт:

– Магар Буқои ман мурдааст?

Гуфт:

– Бале, дар пеши ман мурд бақои умри ту бод.

Пурсид, ки сабаби мурдани ӯ чӣ буд?

Гуфт:

– Азбаски шуши шутури обкаши ту бихӯрд, кӯр шуд, баъд аз он бимурд.

Гуфт:

– Шутури обкаши маро чӣ офат расида буд, ки бимурд?

Гуфт:

– Ӯро дар таъзияти модари Холид куштанд.

Гуфт:

– Магар модари Холид бимурд?

Гуфт:

1. Хадорат: ба фатҳи аввал, парданишинӣ мақсуд аст, вале дар кутуби луғат аз моддаи хадар бар ин вазн масдар наёмадааст.

– Бале.
Гуфт:
– Сабаби мурдани ӯ чӣ буд?
Гуфт:
– Азбаски навҳа мекарду сар бар гӯри Холид мекӯфт, мағзаш халал ёфт.
Гуфт:
– Магар Холиди ман бимурд?
Гуфт:
– Бале.
Гуфт:
– Сабаби мурдани ӯ чӣ буд?
Гуфт:
– Қасру айвоне, ки сохта будӣ, ба зилзила фуруд омаду Холид дар зери он бимонд.

Араб, ки ин ахбори муваҳҳиша истимоъ намуд, анбони нону гӯшт ба саҳро афканду бо вовайлоҳу восбуроҳу вомусибатоҳ роҳи бодия гирифт.

Бадавӣ анбонро бирабуду фирор намуд ва ба гӯшае рафту бақияи нону гӯштро бихӯрд ва ба ҷои дуои таъом гуфт: «Хоколуда магардонод Худой магар бинии лаъимонро».

* * *

Араби насрониро ҳокими вилояти Яман сохтанд. Ӯ аъёни қабоили яҳудро талабиду гуфт:
– Шумо чӣ мегӯед дар ҳаққи Исои рӯҳуллоҳ ва ба осмон рафтани ӯ?
Гуфтанд:
– Мо ба осмон рафтани ӯро чӣ гуна эътиқод кунем ва чун мусаллам дорем? Ва ҳол он ки мо худ ӯро аз дор овехтему ба қатл расонидем.

Араб ҳукм кард, то бандҳои гарон бар дасту пойи эшон ниҳоданд. Пас гуфт:
– Ман хеши Исоам. Ҳам ба иқрори шумо дияти хуни ӯ аз шумо мегирам ва то хунбаҳо надиҳед, шуморо нагузорам. Пас бо ин баҳона моли хатир аз яҳудиёни вилояти Яман гирифт.

## Фасли севум
## Дар латоифи мутафарриқаи аъроб аз ҳар боб

Аъробие шутуре гум карда буд. Бонг мезад, ки ҳар кӣ шутури маро ба ман орад, ӯро ду шутур ба мужда диҳам.

Ба вай гуфтанд:
– Ҳайҳот, ин чӣ кор аст, ки сарборӣ беҳ аз бор аст.
Гуфт:
– Шумо лаззати ёфтан ва ҳаловати виҷдон дар наёфтаед, маъзуред.
Қитъа
Гумшуда гарчи ҳақир аст, магӯй,
Ки инон аз талабаш тофта беҳ,
Ҳаст дар қоидаи хурдашинос,
Лаззати ёфтан аз ёфта беҳ.

* * *

Араберо пурсиданд, ки ин чӣ расм аст, ки шумо авлоди худро «Асад» ва «Калб» меномед ва бандагони худро «Саъд» ва «Муборак» мехонед.
Гуфт:
– Авлодро барои душманон он ном кунем ва бандагонро барои худ ин лақаб ниҳем.

* * *

Араберо гуфтанд:
– Ситора мешиносӣ?
Гуфт:
– Ҳеҷ кас бошад, ки чӯбҳои сақфи хонаи худро нашиносад?

* * *

Араберо гуфтанд:
– Ситора мешиносӣ?
Гуфт:
– Чун нашиносам пирони нурониро, ки нозиранд ба ҳоли мо.

* * *

Араберо фарзанди қобил вафот ёфта буду ҷазаъи бисёр мекард.
Гуфтанд:
– Сабр кун, ки Худои таъоло собиронро дӯст медораду аҷри беҳисоб медиҳад.
Гуфт:
– Сабр даъвои муқовамат аст бо балои Худо ва Худойро ҷазаъ аз ман хуштар ояд, ки даъвои муқовамат бо балои ӯ.

* * *

Арабе дар бисту ҳафтуми рамазон моҳро дид гудохта ва борик шуда.
Гуфт:

– Сипос мар Худойро, ки бигудохт ҷисми туро, ҳамчунон ки тиҳӣ сохтӣ шиками маро.

* * *

Араберо гуфтанд:

– Шӯрбои гармро ба арабӣ чӣ мегӯянд?

Гуфт:

– Сахун.

Гуфтанд:

– Шӯрбои сардро чӣ мегӯянд?

– Мо ҳаргиз намегузорем, ки сард шавад, то онро номе бояд ниҳод.

* * *

Араберо гуфтанд:

-Чаро дар зимистон намоз намегузорӣ?

Гуфт:

– Лашкари сармо тохтан оварда ва хавфи бисёр бар ман ғолиб шуда ва намози хавфро шароит бисёр аст, ки ба он қиём наметавонам намуд.

* * *

Арабе нофаи мушке аз моли ғанимат бидуздид. Гуфтанд:

– Ҳақ таъоло фармудааст: «Ҳар касе моли ғанимат бидуздад, онро рӯзи қиёмат аз гарданаш даровезанд ва бо ин аломат ӯро ба саҳрои маҳшар дароваранд».

Гуфт:

– Он ҳангом хоҳам кашид бореро, ки ҳам хушбӯй аст ва ҳам дар кашидан сабук.

* * *

Араберо гуфтанд:

– Вақте ки бародари ту вафот ёфт, барои зани худ чӣ мерос гузошт?

Гуфт:

– Чаҳор моҳу даҳ рӯз идда.

* * *

Араберо зани ҷамила буд, Зӯҳра ном.

Гуфтанд:

– Мехоҳӣ, ки халифа шавӣ ва туро Амиралмӯъминин ном ниҳанд, лекин занат бимирад?

Араб гуфт:

– Ло, валлоҳ ин мансабу лақаб нахоҳам, зеро ки кори халқ аз низом бияфтад ва ман бе Зӯҳра бимонам.

* * *

Арабе Мӯсо ном субҳ дар сиқоя[1] вузӯ месохт, суррае[2] зар ёфт. Дар он маҳал такбири намоз гуфтанд ва араб сурра ба даст рост гирифта ба сафи ҷамоат шитофту дар ақиби қорӣ дар намоз истод. Иттифоқан, қорӣ баъд аз фотиҳа ин оя хонд, ки: «Ва мо тилка би яминак, ё Мусо»[3], яъне чист ин ки дар дасти ростат, эй Мӯсо?

Араб гуфт:

– Валлоҳ, анта соҳир ва сурраи зар пеши меҳроб андохту гурехт аз тарси он ки мабодо ӯро ба тӯҳмати дуздӣ бигиранд.

* * *

Шахсе ба Ҷуҳо[4] даъвои даҳ дирам кард.

Қозӣ пурсид:

– Гувоҳ дорӣ?

Гуфт:

– Гувоҳ надорам.

Ҷуҳо гуфт:

– Савганд мехӯрам.

Он шахс гуфт:

– Савганди инро чӣ эътибор?

Ҳар лаҳза хӯрад ҳазор савганди дурӯғ,
З-он гуна ки дар бодия аъробӣ дӯғ.

Ҷуҳо гуфт:

– Эй қозии мусулмонон, дар масҷиди маҳаллаи мо имомест парҳезгору некӯкирдор. Вайро биталаб ва ба ҷои ман савганд деҳ, то хотири ин мард қарор ёбад.

## Фасли чаҳорум
## Дар нукоти фусаҳо ва булағои араб ва латоифи ақволи эшон

Яке аз фусаҳои араб ба маҷлиси Имом Ҳусайн даромаду замоне мулозимати вай кард. Баъд аз он ки берун омад, аз ӯ пурсиданд, ки «Чун ёфтӣ маҷлиси Имомро»?

Гуфт:

---

1. Сиқоя: билкасра, об додан аз з арфе, ки дар он об хӯрданд. «Мунтахаб».
2. Сурра: биззамма, ҳамён. «Ғиёс».
3. Сураи бистум, ояи ҳаждаҳум.
4. Ҷуҳо: ба замми аввал ва касри «ҳо»-и муҳмала, номи масхарае, ки ниҳоят хуштабъ ва зариф буд, «Ғиёс».

– Дидам дарояндаро умедвору берунравандаро розӣ ва хушнуд.

Булағои замон ӯро бар он ҳусни лафзу узубати маънӣ сано гуфтанд.

* * *

Муайдӣ аз ҷумлаи фусаҳои араб ва машоҳири эшон аст ва бағоят ҳақирҷусса ва заифтаркиб будааст. Пеши Ҳорун ар-Рашид сифати ӯро бисёр карданд. Ва ӯро дар дили Ҳорун вақъи тамом пайдо шуду ба эҳзори ӯ фармон дод.

Чун Муайдиро ба боргоҳ даровmasанду чашми Ҳорун бар ӯ афтод, дар назари ӯ ҳақиру беқадр намуд ва гуфт:

– Шунидани ту, ному сифати Муайдиро беҳтар будааст, аз он ки ту ӯро бубинӣ.

Муайдӣ дар ҷавоб гуфт:

– Мард мард аст ба ду узви хурди худ, яъне ба дилу забон, ки дили ӯ соҳати ҳиммат асту забони ӯ олати фасоҳат.

Ҳорун ва аҳли маҷлиси ӯ аз он каломи мӯъҷазу ҷомеъ мутаҳаййир шуданду Ҳорун ӯро икроми тамом намуд ва ба мақзалмаром ба қабилааш бозгардонид.

* * *

Абулайно, ки аз фусаҳо ва булағои араб аст, бар Аҳмад ибни Дуод, ки назди Маъмун ар-Рашид мартабаи вазорат дошт, даромад. Вақте ки Аҳмадро фолиҷ[1] дарёфта буд ва дасту пои ӯ аз ҳаракат монда. Пас гуфт:

– Валлоҳ, ки наёмадаам, то туро пурсиш кунам бар мусибате, ки бар ту расидааст, лекин омадаам, ки ҳамд гӯям Худойро барои ту, ки туро ба банд андохта ҳам дар пӯсти бадани ту на дар бадани душмани ту, чунонки вузарои дигарро аз ҷинси ту ба банд андохту душманком сохт. Ва ҳамд мекунам Худойро барои он ки туро чашми равшан дода, ки ба он заволи неъмати дунёро мушоҳида мекунӣ. Аҳмад ӯро бар он маҳмадат ва иёдат офарин гуфту силаи лоиқ дод.

* * *

Ҳам Абулайно рӯзе ба маҷлиси Абдурраҳмон ибни Хоқон[2]

1. Фолиҷ: иллати бар ҷоймондагӣ ва он сустӣ ва фурӯҳиштагист, ки дар нимаи бадан ҳодис гардад аз ҷиҳати резиши халти балғамӣ ва инсидоди масолики рӯх, «Мунтаҳийулараб».
2. Абдурраҳмон ибни Яҳё ибни Хоқон марде касирулҷимоъ буд, яксаду шаш фарзанд дошт. Вай бародари Убайдуллоҳ ибни Яҳё ибни Хоқон вазири Мутаваккил аст, «Таърихи Бағдод», ч.10, с.278.

рафт, ки аз ағниёи замон ва асхиёи ҷаҳон буд. Иттифоқан, дар он рӯз ҳаво бағоят сард буд. Абдурраҳмон гуфт:

– Чунӣ бо ин сармои сахт?

Абулайно гуфт:

– Намегузорад неъматҳои ту, ки ман сармо дарёбам.

Абдурраҳмонро аз ӯ ин сухан хуш омаду ӯро ҳазор дирам инъом кард.

* * *

Ҳам Абулайно вақте дар либоси маҷҳул ба Исфаҳон даромад, атфоли Исфаҳон бо ҳам ҷанги санг мекарданд. Санге бар сараш омаду бишкаст ва ҷомааш хунолуда шуд ва малӯл гашт. Ва дар он шаҳр дӯсте дошт. Ҳама рӯз мегузашту ӯро меҷуст, то баъд аз намози хуфтан ёфт ва бағоят гурусна ба вай даромад. Иттифоқан, он шаб дар хонаи дӯсти ӯ ҳеҷ хӯрданӣ набуд ва дӯконҳои бозор низ баста буду ӯ гурусна буд, то рӯз шуд. Алассабоҳ бар Маҳзаби[1] вазир даромад. Маҳзаб аз ӯ пурсид, ки ба ин шаҳр кадом рӯз даромадӣ?

Гуфт:

– «Фӣ явми наҳсин мустамар»[2].

Гуфт:

– Дар кадом соат?

Гуфт:

– «Фӣ соатил асри»[3].

Гуфт:

– Куҷо нузул карда будӣ?

Гуфт:

– «Биводин ғайри заръун»[4].

Маҳзаб бихандиду ӯро ба эҳсони вофир мамнун сохт.

* * *

Яке аз фусаҳои арабро пурсиданд, ки аз хешони ту чӣ касон мондаанд?

Гуфт:

– Касе мондааст, ки ҳасадбарандааст бар неъмати ман ва шамотаткунанда аст бар накбати ман.

---

1. Шинохта нашуд.
2. Сураи панҷоҳу чаҳорум, ояи нуздаҳум.
3. Сураи даҳум, ояи як саду ҳаждаҳум.
4. Сураи чаҳордаҳум, ояи чиҳилум.

## Фасли панҷум
## Дар амсоли машҳураи араб

Ва агарчи он бисёр аст ва берун аз ҳудуду шумор. Ва фузало дар ин боб китобҳо сохтаанду расоил пардохта, лекин аз он ҷумла он чи дар ин маҷмӯа эрод меёбад, чиҳил масал аст, ки панҷи аввал аз аҳодиси маъсураи ҳазрати Мустафо (с) аст ва панҷи дигар аз калимоти қудсияи ҳазрати Муртазо (а) ва сӣ масали дигар аз ҳикаму амсоли аъроб.

Аммо панҷ масали ҳазрати Мустафо (с)

1. Алмӯъмину миръотулмӯъмини: Мӯъмин оинаи мӯъмин аст, яъне сурати айбу ҳунари бародари худро ба вай менамояд.

2. Ло юлдағул муъмину мин ҷуҳрин марратайни: Гузида нашавад мӯъмин аз сӯрохӣ ду бор, яъне аз мамарре, ки зарар ёфт, бори дигар пиромуни он нагардад.

3. Анзилинноса манозилаҳум: Фуруд оред мардумонро дар манзилҳои эшон, яъне ҳар касеро ба қадри мартабату манзалати ӯ эътибор кунед ва маротиби табақоти мардумонро муҳофизат намоед.

4. Алядулулё хайрун мин ядис-суфло: дасти забарин, яъне дасти атодиҳанда беҳтар аст аз дасти зерин, яъне дасти суолкунанда.

5. Утлубулхайра инда ҳисонилвуҷуҳӣ: Яъне биҷӯед некиро назди хубрӯён, чун хубии рӯй аломати эътидоли мизоҷ аст ва эътидоли мизоҷ нишонаи хӯи хуб ва толибу соил аз пеши хубрӯи хушхӯй маҳрум боз нагардад.

Аммо панҷ масали ҳазрати Муртазо Алӣ (а):

1.Изо таммал ақлу нақасалкалому: Чун тамом шавад ақл, ба камол расад хирад, кам гардад калому нуқсон пазирад сухан, яъне марде, ки ақли ӯ тамому комил бошад, бетааммул ва тафаккури вофӣ сухан нагӯяд ва бе ҳикмату маслиҳати куллӣ лаб нагушояд.

Хумми пур аз бода тиҳӣ аз садост,
Чунки тиҳӣ шуд зи садо пурнавост.
Чарх ба-дин гардиши доим хамӯш,
Чархаи ҳаллоҷу ҳазорон хурӯш.

2. Албашошату ҳиболатулмаваддати: Талоқати ваҷҳ ва гушодагии рӯй доми дӯстист, ки дилҳоро сайд мекунаду ба худ мунҷазиб мегардонад.

3. Алфурсату тамурруссаҳоби: Фурсату вақт мегузарад чун гузаштани абр, ки максу ором надорад.

Ва аз каломи Амиралмӯъминин Алӣ (а) ин фикра дар амсол машҳур аст, аммо бақияи ин калом чунончи дар «Наҳҷулбалоға» ба назар омадааст:

Фантаҳизу фурасалхайри: Пас эй бандагони Худой, ғанимат шуморед фурсатҳои хайрро.

Байт

Соқӣ, биёву бода деҳ, ки акнун фурсат аст,
Мутриб, бизан тарона, ки фурсат ғанимат аст.

4. Лисонулоқили вароа қалбиҳи ва қалбулаҳмақи вароа лисониҳи: Забони доно дар паси дили ӯст, яъне то аввал ба дил мушоварат накунад ва дар он сухан тааммул нанамояд, бар забон наёварад. Ва дили нодон дар паси забони ӯст, яъне бе мушоварати дил ва бе тафаккур сухан гӯяд ва ҳар чӣ ба дилаш расад, бе тааммул ба забон оварад. Пас забони марди оқил тобеи дили ӯст ва дили аҳмақи ҷоҳил пайрави забони ӯ.

Сайид Разиюддин[1] ҷомеи «Наҳҷулбалоға» гӯяд: «Ин калом аз ҷумлаи маъонии шарифа аст».

5. Навмун ало яқинин хайрун мин салавотин фи шаккин: Хоб кардан бар сифати яқин беҳтар аст аз намоз гузордан бар шакку шубҳа. Ва ҳазрати Амиралмӯъминин, вақте ин масалро бар забони муборак ронд, ки шабе мардеро дид, ки намози таҳаҷҷуд мегузорад аз Ҳаруриён. Ва эшон ҷамоате буданд аз хаворич, ки рӯйгардон шуда буданд аз Ҳазрати Амир дар манзили Ҳаруро, ки мавзеест машҳур дар Наҳрувон.

Аммо сӣ масали аъроб:

1. Аларҷофу муқаддиматулкавни: Арҷоф воҳид ва арочиф аст ва он иборат аст аз хабарҳои пароканда, ки мухаббири он маълум набошад, пас араб гӯяд, ки инчунин хабарҳо пешрави вуқӯъ ва ҳудус аст, ки аз олами ғайб ба шаҳодат меояд ба ахбори малакӣ ё ҷиннӣ.

2. Алҳурру ҳуррун ва ан массаҳуззурру валабду абдун ва ан машо аладдурри: Озод ҳамеша озод аст, яъне марди олиҳиммат ҳамеша олиҳиммат аст, агарчи ӯро сахтӣ ва тангдастӣ дарёфта бошад ва банда ҳамеша банда аст, яъне дунҳиммат ҳамеша дунҳиммат аст, агарчи роҳ равад бар болои дурру марворид.

3. Ассабийю сабийюн ва лав алқа-н-Набийя: Кӯдак ҳамон

1. Ас-Сайид аш-Шариф ар-Разӣ Муҳаммад ибни ал-Ҳусайн ибни Мусо ибни Иброҳим ибни ал-Имом… кунияти шарифаш Абулҳасан ва лақаби марзияш Разӣ аст, вафоташ дар панҷуми муҳаррами соли 460 вақеъ шуд. «Маҷолис», с.217.

кӯдак аст, агарчи бо Пайғамбар мулоқот карда бошад, яъне марди аҳмақ ҳарчанд бо оқил нишинад, аҳмақӣ аз ӯ зойил нашавад.

4. Алазлу талоқурриҷоли: азл кардан аз мансаб талоқи мардон аст, яъне чун мансаб сояи тарбият аз мард бардошт, ӯ ҳукми бевазанӣ гирифт, ки шавҳар ӯро талоқ дода ва танҳо гузошта.

5. Алқарзу миқрозулмуҳаббати: Қарз гирифтан аз дӯстон миқрози муҳаббат аст, яъне олати қатъи дӯстист, зеро ки бинобар аворизи рӯзгор дар адои қарз таъвиқ меафтаду он мӯҷиби ғубори хотири дӯстон мегардад ва мунҷар ба ҷудоӣ ва муфориқат мешавад ва охир дӯстӣ дар сари он меравад.

6. Аллайлу ҳубло ло юдрӣ мо талиду: Шаб обистан аст, дониста намешавад, ки чӣ хоҳад зоид, яъне аксари ҳаводис дар шаб ҳодис шавад ва дар рӯз фош гардад.

7. Алмуқиллу ғарибун фӣ балдатиҳи: Дарвеши фоқазада ғарибу бекасест дар шаҳри худ, ки касе бо ӯ унс намегирад ва мардум бо ӯ намеомезанд аз ҷиҳати ифлоси ӯ.

8. Алҳазимату фӣ вақтиҳи зафарун: гурехтан аз маъракаи ҷанг, вақте ки муқовамат бо хасм наметавон кард, пирузист. Чун ҳеҷ зафар ва пирӯзӣ баробари он нест, ки сари мард ба саломат бошад.

9. Ман тамаъа филкулли, фотаҳулкуллу, яъне ҳар кӣ тамаъ кунад дар ҳама, фавт шавад аз ӯ ҳама. Чун тамаъ кардан дар ҳама чиз аломати камоли ҳирс аст ва ҳирс шуму ҳарис маҳрум.

10. Ман ғоба хоба ва акала насибаҳуласҳобу: Ҳар кӣ ғоиб шуд дар вақти расидани таом, зиёнкор гашт ва бихӯрданд бахра ва ҳиссаи ӯро ёрон.

11. Ман лам якун зиъбан акалатҳулкилобу: Ҳар кӣ набошад гург, бихӯранд ӯро сагон, яъне ҳар кӣ тан ба забунӣ дар диҳад, баднафсон бар ӯ ғалаба кунанд.

12. Иннамо юхдаъуссибёну биззабиби: Ҷуз ин нест, ки фиреб дода мешаванд кӯдакон ба мавиз, яъне мардуми нодони дунҳиммат ба андак чизе аз матои дунё сар фурӯ меоранд ва ба он фирефта ва мағрур мешаванд.

13. Ман язуррука ҳаятуҳу фа мамотуҳу арисун: Ҳар кӣ зарар мерасонад ба ту, ҳаёти ӯ, пас мурдани ӯ арӯсест, яъне мӯҷиби хушиҳо.

14. Мин касратилмаллоҳина ғуриқатиссафинату: Аз бисёрии маллоҳон ғарқ мешавад киштӣ, яъне дар ихтилофи раъйҳо кор зоеъ мешавад ва роҳи савоб гум мегардад.

15. Ҳува аъаззу мин лабаниттайри ва ақаллу мин муххилбаъу-

зи: Ӯ азизтар ва ноёбтар аст аз шири мурғ ва камтару андактар аст аз мағзи пашша. Ин масал дар чизест, ки бағоят ноёб ва азизулвуҷуд бошад.

16. Ло уҳиббу дами фӣ тастин мин заҳабин: Дӯст намедорам хуни худро дар ташти заррин. Ва ин масал касе гӯяд, ки дар миёни чоҳу давлат қатлу ғорат ҳам дошта бошад.

17. Ло таъманилҳирра алаллаҳми валкалба алашшаҳми: Эмин мабош аз гурба бар гӯшту аз саг бар пия, яъне бар мунофиқону хабисон эътимод макун ва дасти эшонро аз тасарруф кӯтоҳ дор.

18. Куллуссайди фи ҷавфилфаро: Ҳамаи шикорҳо дар даруни гӯри хар аст. Ин масал вақте гӯянд, ки касеро ба ҷои маъийяти анвои фазоили суварӣ ва камолоти маънавӣ ситоиш кунанд ва маншаи ин масал он аст, ки ҷамъе аз аъроб иттифоқ карда, аз қабилае ба шикор берун рафтанд. Баъзе харгӯшҳо гирифтанд ва баъзе нахҷирҳо. Яке аз эшон гӯрхаре бузург сайд карду шиками ӯро бишкофтанд ва харгӯшҳову нахҷирҳоро дар даруни ӯ ниҳоданд ва мутаваҷҷеҳи қабила шуданд ва ин масал он ҷо заданд, ки: «Куллуссайди фӣ ҷавфилфаро».

19. Итраҳ ва афраҳ: Бияфкан ва биёсой. Ин масал вақте гӯянд, ки касе корҳои сахт бар худ гирифта ва аз он дар зери бори хатар аст.

20. Дориҳим мо думта фӣ дориҳим: Мудоро кун бо эшон, модом ки дар сарои эшонӣ. Дори аввал иморати муштақ аз мадорот ва дори сонӣ сароест.

21. Авлодуно акбодуно: Фарзандон ҷигарҳои моянд.

Гӯянд:

– Падару писареро назди ҳоким бурданд, ки чӯб зананд. Аввал падарро андохтанд ва сад чӯб заданд. Оҳ накард ва дамназад. Баъд аз он писарашро андохтанд ва чун як чӯб заданд, падараш оғози нолаву фарёд кард.

Ҳоким гуфт:

– Ту сад чӯб хӯрдӣ ва дам назадӣ. Ба як чӯб, ки писарат хӯрд, ин нола ва фарёд чист?

Гуфт:

– Он чӯбҳо, ки бар тани ман меомад, таҳаммул мекардам. Акнун ки бар ҷигарам меояд, таҳаммул надорам.

22. Усфурун фӣ ядак хайрун мин каркиййин фи-л-ҳавои: Гунҷишке дар дасти тасарруфи ту беҳтар аст аз куланге дар ҳаво, ки дасти ту ба он намерасад.

23. Ғуборуламали хайрун мин заъфаронилутлати: Ғубори амалу кор кардан беҳтар аз заъфарони маътал будану бекор ни-

шастан.

24. Ғуборулғанами кухлун биайниззиъби: Ғубори рамаи гӯсфанд сурмаи равшанест мар чашми гургро, яъне чун ғубори рама дид, чашмаш равшан шуд, ба он умед, ки сайд гирад.

25. Фулонун ябни қасран ва яҳдиму Мисран: Фалон бино мекунад шаҳре ва вайрон месозад шаҳре. Ва порсиён ин масалро чунин гӯянд, ки фалон хурдбинӣ ва бузургзабон аст.

26. Фулон ясриқу-р-руммона ва ятасаддақа биҳи алалмарзӣ: Фалон медуздад анорро ва садақа медиҳад онро ба беморон, яъне аз вачҳи ҳаром хайр кардан нофеъ нест.

Фоҳишае зино мекард ва вачҳе, ки мегирифт, бар дарвешон қисмат менамуд. Шоире дар ҳаққи ӯ қитъае гуфт, ки мисраи охираш зарбулмасал шуду он ин аст:

Фавайлаки ло тазунни ва ло татасаддақӣ: Вой бар ту эй зония, зино макуну садақа мадеҳ.

27. Фулонун ятлубулғанимата филҳазимати: Фалон мечӯяд ғанимат дар ҳазимат, яъне ғанимат медонад, ки ҷон ба саломат бурд.

28. Фулонун язрибуттабла таҳталкасои: Фалон мезанад таблро дар зери гилем.

29. Фулонун кааннаъомати якуну ҷамалан изо қила лаҳо тайри ва тайран изо қила лаҳо аҳмилӣ: Фалон чун шутурмурғ аст, ки шутур бошад чун касе ӯро гӯяд, ки бипар ва мурғ бошад, чун касе ӯро гӯяд бор каш.

30. Фулонун калусфури ин арсалтаҳу фота ва ин қабазта алайҳи мота: Фалон чун гунҷишк аст дар дасти ту. Агар бигузорӣ ӯро, фавт шавад, яъне бипарад. Ва агар бигирӣ ва муҳкам нигоҳ дорӣ, бимирад. Ва ин вақте гӯянд, ки талаби мудорову мувосо[1] кунанд.

1. Мувосо: ба замми мим ёрӣ ва ғамхорӣ кардан… (Ғиёс).

## БОБИ ҲАФТУМ
## ДАР ЛАТОИФ ВА МАВОИЗИ МАШОИХИ ТАРИҚАТ ВА УЛАМО ВА ҚУЗОТ ВА ФУҚАҲО ВА АСҲОБИ ТАЗКИР

### Фасли аввал
### Дар латоиф ва мавоизи машоих ва уламои раббонӣ

Муртаъиш[1], ки ягонаи муҳаққиқони Ироқ аст ва аз уламои ин тоифа, чунин гуфтааст, ки Абӯабдуллоҳи Ҳазрамиро[2], ки аз кибори сӯфиён буд ва бист сол буд, ки сухан нагуфта буд, суол кардам, ки «Сӯфиён чӣ касонанд»? Маро аз Қуръон ҷавоб дод, ки:

– «Сӯфиён мардонеанд, ки рост созанд он аҳдеро, ки бо Худои таъоло баста бошанд», яъне ғайри ӯро раб ва мутоъ надонанд ва мурод аз он аҳд аст, ки Қуръон ба он нотиқ аст.

* * *

Муртаъиш гӯяд, ки боз аз ӯ пурсидам, ки сифати сӯфиён чист?

Гуфт:

– Назари эшон ба худ наяфтад, балки дилҳояшон холӣ бувад аз андешаи ғайр.

Боз пурсидам, ки маҳалли эшон аз аҳвол куҷост?

Гуфт:

– Ҷои эшон дар мавзеи ростон аст, наздики подшоҳе, ки нек тавоност.

* * *

Гуфтаанд:

– Зиёда кун фоидаро.

Гуфт:

– Қувваи сомиа ва қувваи босира ва оқила, балки ҷамиъи қувои мудрика ва ғайримудрикаро суол хоҳанд кард аз кирдори эшон. Пас бояд, ки он қувватҳо кор фармуда нашавад, магар дар он чи соҳиби шариат гуфтааст.

* * *

Муҳаммад ибни Юсуфи Банно[3] аз ҷумлаи узмои аҳли тариқат аст ва аз аҷиллаи арбоби ҳақиқат ва сифати инзиво ва инқитоъ

---

1. Абӯ Муҳаммад Абдуллоҳ ибни Муҳаммад ал-Муртаъиш аз Нишопур буд ва дар Бағдод ба соли 328 даргузашт. «Нафаҳот», с.230.
2. Аз машоҳири урафои авохири қарни севум буда, замони Мӯътазид ва Муқтадирро дарёфта ва вафоташ муқорин будааст бо авоили қарни чаҳорум. «Донишварон», ҷ.3, с.60.
3. Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Юсуф ибни Маъдон ал-Банно. «Нафаҳот», с.89.

бар вай ғолиб мебуда ва Ҷунайди[1] Бағдодӣ ӯро бузург медошта. Рӯзе Ҷунайд мактубе ба Алӣ ибни Саҳли Исфаҳонӣ[2] навишт, ки аз шайхи устод Муҳаммад ибни Юсуф суоле кун, ки:

– Кадом сифат ва ҳол аз сифот ва аҳволи арбоби камол бар ту ғолиб аст?

Гуфт:

– Ба Ҷунайд бинавис, ки:

– Худой ғолиб аст бар амр ва шаъни худ, яъне Ҳақ субҳонаҳу дар мазҳари ман, ки яке аз шуун ва мазоҳири қудрати ӯям, мутасарриф аст ва ҳол дар ман мутасарриф нест.

* * *

Шайх Наҷмиддини Розӣ[3], ки ба Доя машҳур аст ва соҳиби тафсири «Баҳрулҳақоиқ» аст ва муриди Шайх Наҷмиддини Кубро[4], дар воқеаи Чингизхон, ки аксари билодро қатли ом карданд, аз вилояти Хоразм ба ҳукми ҳазрати Шайх фирор намуду Шайх шаҳид шуд ва ӯ ба Рум афтод ва бо мавлоно Ҷалолиддини Румӣ[5] ва шайх Садриддини Қунявӣ[6] сӯҳбатҳо доштанд. Гӯянд:

Вақте ҳама дар як маҷлис ҷамъ буданд, бонги намози шом доданду ҷамоат қоим шуд. Акобир аз шайх Наҷмиддин илтимос карданд, ки пешнамозӣ кунад. Ва ӯ пеш рафту дар ҳар ду ракъат сураи: «Қул ё айюҳалкофирун»[7] хонд.

Чун намоз тамом шуд, мавлоно Ҷалолиддин бо шайх Садриддин бар ваҷҳи таййибат гуфт, ки шайх Наҷмиддин зоҳиран як бор барои шумо хонду як бор барои мо, яъне як бор шуморо ба куфр мухотаб сохту як бор моро.

* * *

Сулаймон ибни Абдулмалик[8] ба ваъзи Абуҳозим Аъраҷи

---

1. Мутаваффӣ ба соли 297 ҳ. Куннияти ӯ Абулқосим ва аслаш аз Наҳованд аст. «Нафаҳот», с.89
2. Шогирди Муҳаммад ибни Юсуф буда, ба соли 283 вафот ёфтааст. «Нафаҳот», с. 115 ва Таърихи тасаввуф», с.59.
3. Шайх Наҷмддин Абӯбакр, Абдуллоҳ ибни Муҳаммади Розӣ, мутаваффӣ ба соли 654. «Нафаҳот, с.499 ва Таърихи муғул», с.59.
4. Абулҷаноб Наҷмиддин Аҳмад ибни Умар ал-Ҳайюқӣ маъруф ба Кубро, мақтул дар санаи 618. «Нафаҳот», с.480.
5. Вилодаташ 604 ва вафоташ 672. «Нафаҳот», с.530.
6. Абулмаолӣ Садриддин Муҳаммад ибни Маҷидуддини Исҳоқ ибни Алӣ ибни Юсуф… рабиб ва тилмизи Шайхулакбар «Ибн Арабӣ» мутаваффӣ ба соли 672. «Ҳадия», ҷ.2, с.130 ва «Нафаҳот», 645.
7. Сураи як саду нӯҳум, ояи якум.
8. Абӯ Айюб Сулаймон ибни Абдулмалик ибни Марвон (96-99) халифаи Умавӣ 45 сол умр карду ду солу ҳашт моҳ хилофат ва дар сафари соли 99 бимурд. «Ҳабибуссияр», ҷ.2, с.168 ва «Мӯъҷамулансоб»

Маданӣ[1] омад, ки номи ӯ Салама ибни Динор аст ва аз уламои сиқаи адл буд. Дар замони худу замони Мансур халифа вафот ёфт. Чандон оёту аҳодис ва ахбору ҳикоёт дар ваъиди Ҳақ субҳонаҳу бар ӯ хонд, ки битарсиду оби чашмаш равон шуд ва хавфу хашят бар ӯ муставлӣ гашт. Пас гуфт:

– Ё Абоҳозим, «айна раҳматуллоҳ». Ин ҳама аз ғазаби сахти ӯ гуфтӣ, куҷост раҳмати Худои таъоло?

Абуҳозим ин оят хонд, ки: «Инна раҳматуллоҳи қарибун миналмуҳсинин»[2]. Ба дурустӣ, ки раҳмати Худои таъоло наздик аст ба накӯкорон.

* * *

Подшоҳе олиме раббониро гуфт:

– Маро панде деҳ ва мавъизате гӯй, ки ба он ризои халқ ва холиқ ҳар ду ҳосил кунам.

Гуфт:

– Дар рӯз доди гадоён бидеҳ, то халқ аз ту розӣ бошанд ва дар шаб доди гадоӣ бидеҳ, то холиқ аз ту розӣ бошад.

* * *

Яке аз уламои раббонӣ, ки соҳиби «Кашф ва яқин» буд, иблисро диду гуфт:

– Эй малъун, чаро Одамро саҷда накардӣ?

Гуфт:

– Ба воситаи он ки ман аз оташи нуронӣ ва ӯ аз хоки зулмонӣ буд. Нанг доштам, ки ӯро саҷда кунам.

Гуфт:

– Эй малъун, меравӣ ва фосиқеро бо фоҳишае барои зино дар як ҷо ҷамъ мекунӣ ва бар дари он хона менишинӣ ва қиёдат мекунӣ ва нанг намедорӣ ва дар саҷдаи Одам Сафиюллоҳ, ки бадеъи фитрат ва санеъи қудрат, нанг медорӣ. Зиҳӣ хазлону хорӣ ва пастию хоксорӣ.

Иблис аз тааррузи ӯ хиҷил шуду гуфт:

– Бад-он Худой, ки маро малъуни абад гардонид, ки ҳаргиз ҳеҷ офарида маро чунин инфиоле надода, ки ту додаӣ. Пас нолаи зор бикарду аз назари он бузургвор ғоиб шуд.

---

1. Абӯ Ҳозим… мутаваффӣ ба соли 140 аз ҷумлаи уламо ва уҳҳоди Мадина ва бузургони тобеъин аст. Бисёре аз саҳобаро дарёфта ва суханашро калиди мушкилиҳо мегуфтаанд. «Ҳафт иқлим ва Ҳабибуссияр», ҷ.2, с.211.
2. Сураи ҳафтум, ояи панҷоҳу шашум.

**Фасли дувум**
**Дар латоифи уламои русум**

Рӯзе Муовияи малъун бар минбар гуфт:

– Ҳақ таъоло мефармояд: «Ва инна мин шайъин илло индано хазоинуҳу ва мо наззилуҳу илло биқадрин маълумин»[1]. Ва маънӣ он аст, ки нест ҳеҷ чиз аз он чӣ одамӣ ба он мӯҳтоҷ аст, магар он ки ба назди мост ва ба фармони мост хазинаҳои он ва фурӯ намефиристем онро магар ба андозаи маълум, ки на кам аз он шояд ва зиёда бар он бояд.

Он гоҳ Муовия гуфт:

– Пас шумо, эй аъроб, чаро моро маломат мекунед ба имсок.

Аҳнаф ибни Қайс, ки аз ҷумлаи уламо ва фусаҳои замон буд, бархосту гуфт:

– Валлоҳ, ки мо туро маломат намекунем, бар он чи дар хазоини ӯст, лекин маломат бар он аст, ки ту дарҳои он хазоинро ба рӯи мо фурӯ мебандӣ.

* * *

Рӯзе Сулаймон ибни Абдулмалик овози ноқус шунид.

Гуфт:

– Ин чӣ овоз аст?

Гуфтанд:

– Ин аломати вақти намози тарсоён аст, ки бар боми гунбади худ навозанд ба ҷои бонги намози мусулмонон.

Сулаймон фармуд, то он ноқус бишкастанду он гунбад вайрон карданд.

Ин хабар ба Қайсари Рум расид ва ӯ тарсо буд. Ба Сулаймон навишт: Анбиёи гузашта ин аломат ниҳодаанд, агар эшон савоб кардаанд, пас, ту хато кардаӣ ва агар ту савоб кардаӣ, пас, анбиёи гузашта хато карда бошанд ва ин ботил аст. Зеро ки анбиё маъсуманд ва бар эшон хато наравад.

Сулаймон уламо ва фузалои асрро ҷамъ карду гуфт:

– Ҷавоби шофеъ хоҳам, ки ба Қайсар фиристам.

Ҳар як аз уламо чизе навиштанд ва ҳеҷ кадом писанди табъи ӯ наёмад.

Абуфирос, ки Фараздақ[2] номи ӯст ва аз уламову шуарои машҳур аст, гуфт:

---

1. Сураи понздаҳум, ояи бисту якум.
2. Ҳумом ибни Ғолиб ибни Саъсаа, кунияташ Абу Фирос ва лақабаш Фараздақ аз аъозими шуарои шиъӣ буда, вафоташ ба соли 110 ё 111 дар Басра воқеъ гардид. «Райҳонатуладаб».

– Маро ба хотир мерасад, ки ин як оя дар ҷавоби ӯ бинависӣ: «Фа фаҳҳамноҳо Сулаймона ва калло отайно ҳукман ва илман»[1]. Яъне пас таълим додем ҳукумат мар Сулаймонро ва ба фаҳми ӯ расонидем ҳукмҳо, ки ба фаҳми кас нарасид ва ҳар як аз падар ва писарро, яъне Довуд ва Сулаймонро додем ҳукм кардан ва донистани умури дин.

Сулаймонро аз ин иқтибос бағоят хуш омаду онро ба Қайсар фиристод ва Фараздақро силаи лоиқ дод.

* * *

Замахшарӣ соҳиби «Кашшоф» дар хонаи Каъба нишаста буду дар фурӯ баста ва ба таълифи «Кашшоф» машғул шуда. Шайх Наҷмиддин Умари Насафӣ[2], соҳиби тафсири «Тайсир» аст, ба дари хонаи Каъба омаду дар бизад.

Замахшарӣ гуфт:

– Кист бар дар?

Гуфт:

– Умар.

Замахшарӣ гуфт:

– Инсариф, яъне баргард.

Насафӣ гуфт:

– Умару ло янсариф.

Замахшарӣ гуфт:

– Изо нукира сурифа, яъне калимаи ғайри мунсариф чун накара воқеъ шавад, мунсариф гардад, ба қоидаи наҳвиён.

* * *

Хоҷа Ғиёсиддин Муҳамади Рашидӣ[3], ки аз вузарои бузург аст ва падарони ӯ ба ҷуҳудӣ мансубанд, рӯзе ба ҳашамату таҷаммул бар тахти равон нишаста буд ва чаҳор писари соҳибҷамол онро бардошта буданду аз ҷое ба ҷое мебурданд. Яке аз уламои хуштабъ[4] дар гузаргоҳе истода буд, ки ӯро бигзарониданд. Чун он

---

1. Сураи бисту якум, ояи ҳафтоду нӯҳум.
2. Имом Наҷмуддин Абуҳафс Умар ибни Муҳаммад ибни Аҳмад ибни Исмоил ибни Муҳаммад бинни Луқмони Насафии Самарқандӣ Фақеҳи Ҳанафӣ (461-537) таълифоти адида дорад, аз ҷумла: Тайсир фӣ илмиттафсир, «Ҳадия», ҷ.1, с.783.
3. Вай писари Хоҷа Рашидуддин Фазлуллоҳ буд ва баъд аз падар аз бузургтарин мураббиёни аҳли илму адаб ва аз каримони аҳди худ ба шумор мерафт. Вазорати Султон Абу Саъид ва Арпоговунро дошт ва дар 21 рамазони 736 ба дасти Амир Алӣ подшоҳ кушта шуд «Таърихи муғул», с.350.
4. Шамсиддин Музаффар. «Мунтахабуллатоиф»-и Убайд, с.90.

сурат бидид, ин оят бихонд, ки: «Бақиятун миммо тарака Оли Мусо ва Оли Ҳорун таҳаммалаҳу-л-малоикату»[1]. Яъне дар тобути сакина боқӣ мондааст аз он чӣ гузоштаанд Мусо ва Ҳорун, ки бармедоранд он тобути сакинаро фариштаҳо.

* * *

Яке аз уламо ба пешнамози қавм ба пеш рафта буд ва дар намози ҷамоат дарпайваста. Ногоҳ дар миёни қироат фурӯ монд ва «ҳасар»[2] шуду муқтадиён ба ҷиҳати ҳурматдошти ӯ илқои оят намекарданд. Охир ӯ ин оят хонд: «а лайса минкум раҷулун рашидун»[3].Яъне оё нест дар миёни шумо марди роҳнамоянда?

Яке аз муқтадиён чун ин оят шунид, ояи фаромӯшкардаро ба ёдаш овард.

* * *

Рӯзе Хоҷа Насири Тӯсӣ[4] дар роҳе савора мерафт. Ва Мавлоно Қутбиддини Аллома[5], ки шогирди ӯ буд, дар рикоби ӯ мерафт ва бағоят соҳибҷамолу музаллаф буд ва ғубори роҳ бар сари зулфаш нишаста буд. Хоҷа аз рӯи зарофат ин оят хонд, ки «Эй кош ман хок будаме», яъне он ғуборе, ки бар зулфи ту омехта.

Мавлоно Қутбиддин дар ҷавоб хонд, ки «кофир мегӯяд ин суханро, ки «Эй кош хок будаме».

* * *

Дар маҷлиси Малик Ҳусайни Карт[6], ки аз мулуки тавоиф аст, аст, рӯзе Султон Насруллоҳ фарзанди донишманди шоҳи Сиҷистон[7] даромаду паҳлӯи малик бинишаст. Баъд аз вай Қозӣ Фатҳуллоҳ, ки аз мӯҳташамони замон буд, ба он маҷлис даромад ва хост, ки бар Султон Насруллоҳ муқаддам нишинад. Султон дасти ӯ гирифта, зери дасти худ нишониду гуфт:

---

1. Сураи дувум, ояи дусаду чиҳилу нӯҳум.
2. Ҳасар: бар вазни басар: ба сухан дар мондан.
3. Сураи ёздаҳум, ояи ҳаштодум.
4. Хоҷа Насириддин Муҳаммад ибни Муҳаммад ибни Ҳасани Тӯсӣ
   Насири миллату дин подшоҳи кишвари фазл,
   Ягонае, ки чу ӯ модари замона назод.
   Ба соли шашсаду ҳаштоду ду ба зиҳиҷҷа
   Ба рӯзи ҳаҷдаҳум андар гузашт дар Бағдод.
   «Нигористон», с.248 .
5. Қутбиддин Маҳмуд ибни Масъуди Шерозӣ вилодаташ 634 дар Шероз ва вафоташ 710 дар Табриз будааст. «Таърихи муғул», с.506.
6. Малик Муъиззуддин Ҳусайни Карт аз Ғуриён аст. Чиҳил сол ба азамат дар Ҳирот салтанат кард ва дар соли 771 ҳиҷрӣ вафот ёфт. «Аз Саъдӣ то Ҷомӣ», с.200.
7. Шоҳ Алӣ ибни Малик Насируддини Сиҷистон малики Қаҳистон. «Таърихномаи Ҳирот», с.449.

– Ҳақ субҳона дар Қуръони маҷид чунин таъйин фармуд, ки: «Изо ҷоа насруллоҳи валфатҳ[1]». То ин тартибу таъйинро аз даст надиҳем.

* * *

Мавлоно Нуруллоҳи Хоразмӣ, ки аз донишмандони муқаррари Ҳирот буд, ба иёдати Мавлоно Муҳаммади Ҷомӣ, ки аз устоди маволии замон буд, омад. Ва дар он маҳал босираи мавлоно заиф шуда буду пойҳои ӯ дард мекард ва таби муҳриқ дошт. Ба Мавлоно Нуруллоҳ гуфт:

– Заъф бар ман ба масобае ғолиб шудааст, ки ба намози ҷумъа ҳозир наметавонам шуд ва аз ин ҷиҳат бори хотир дорам.

Мавлоно Нуруллоҳ ин оят хонд, ки: «Нест бар нобино гуноҳе, агар ба ҳарбу маҳраб наравад ва на бар лангу на бар бемор, чу инҳо маъзуранд».

* * *

Қозӣ Азд[2] бағоят фарбеҳ ва ҷасим будааст. Рӯзе бо яке аз уламои баҳҳоси Шероз, ки Мавлоно Подшоҳ ва аз донишмандони муқаррари Шероз буда ва бағоят ҳақирпайкару заифҷусса будааст, баҳсе карда ва миёни эшон кор ба ғалзат ва ҳушунат кашид. Иттифоқан пеши рӯи Мавлоно Подшоҳ давоти хурду қаламе ниҳода будааст.

Қозӣ Азд бар сабили таъриз гуфт, ки аз паси он давот овозе меояд. Бубинед, ки дар паси он чӣ чизест? Ва бад-ин киноят нисбат кардааст ӯро ба ҳақорати ҷусса.

Мавлоно Подшоҳ дар ҷавоби қозӣ гуфт, ки аз як нутфа беш аз ин мутакаввин намешавад.

Қозӣ аз ин ҷавоб, ки бағоят зебо гуфт, азим хиҷил ва мунфаил гашт[3].

* * *

Марде фосиқу фоҷир мӯй бар сар гузошта буд ва ба ҷиҳати гадоӣ ва ахзи ҳутом ва сиёнати ҳол худро ба сиёдат шӯҳрат дода. Рӯзе марди олиму муттақӣ, ки аслу насаби он мутасаййидро медонист, аз пеши вай бигузашту салом накард. Он мард ба вай мутаарриз шуду гуфт:

– Ман аз оли расули Ҳошимӣ бошам ва ту аз уммати ҷадди

1. Сураи яксаду даҳум, ояи якум.
2. Қозӣ Азудуддин Абдурраҳмон ибни Аҳмад ибни Абдулғаффори Эҷии Шубонкораии олими машҳури қарни ҳаштум ва соҳиби китоби «Мавоқиф» дар илми калом, вафоташ дар 756 дар Шубонкора будааст. «Шаддулазор», с.67.
3. Ин ривоят бо андаке ихтилоф ба Рашиди Ватвот мансуб аст. «Нигоҳ кунед ба тазкираи Давлатшоҳ, с.87».

манӣ. Туро кай расад, ки аз пеши ман бигзарӣ ва салом накунӣ? Ва ҳол он ки дар шабонарӯзе чандин бор дар намоз ва ғайри намоз бар ман салавот мефиристӣ. Он ҷо, ки мегӯӣ: «Аллоҳумма саллӣ ало Муҳаммадин ва Оли Муҳаммадин».

Гуфт:

– Ман дар салавот : «Ва олиҳи аттаййибин аттоҳирин» мегӯям ва ту бо ин қайд аз оли ӯ хориҷ мешавӣ, зеро ки на таййибӣ ва на тоҳирӣ».

* * *

Саййиде ва оме бо ҳам хусумате карданд. Саййид фарёд баровард, ки «Во Муҳаммадо». Ом овоз бардошт, ки « Во Одамо!»

Мардум ӯро гуфтанд:

– « Во Одамо» чӣ маънӣ дорад?»

Гуфт:

– Ӯ ҷадди худ Муҳаммадро шафеъ сохтааст ва мегӯяд: «Во Муҳаммадо» ва ман ҷадди худ Одамро шафеъ сохтаам ва мегӯям: «Во Одамо». Ӯро меҳнати бисёр мебояд кашид, то исбот кунад, ки фарзанди Муҳаммад аст. Аммо ҳеҷ кас дар ин шак надорад, ки ман фарзанди Одамам.

* * *

Толибилме солеҳ ба дари хонаи бахиле рафту гуфт:

– Чунин ба ман расида, ки ту чизе аз моли худ номзади арбоби истеҳқоқ кардаӣ ва ман бағоят мустаҳиқ ва фурӯмондаам. Он хоҷа баҳона пеш карду гуфт:

– Ман он чи номзад кардаам, номзади кӯрон кардаам ва ту кӯр нестӣ.

Толибилм гуфт:

– Ғалат дидаӣ, кӯри ҳақиқӣ манам, ки рӯй аз раззоқи ҳақиқӣ бартофтаам ва ба сӯи чун ту бахиле шитофта. Ва рӯй аз ӯ бигардонид. Хоҷа аз сухани ӯ мутаассир шуд ва аз ақибаш давид ва ҳарчанд дархост кард, ки баргардад, то хидмат ба ҷой оварад, дараҷаи қабул наёфт.

## Фасли севум
## Дар зарофатҳои Мавлоно Қутбиддини Аллома, ки аз ҷумлаи зурафои илм аст

Мавлоно Саиди Мӯлтонӣ[1] аз шогирдони Мавлоно Қутбиддин аст ва бағоят сиёҳҷурда буда. Шабе шишаи сиёҳӣ бе вуқуфи ӯ

1. Ба назар мерасад, ки Саъдуддини Мӯлтонӣ бошад, Убайди Зоконӣ ҳам дар латоифи худ аз ӯ ёд кардааст. «Мунтахаби латоиф»-и Убайд, с.120.

бар фарҷии[1] сафеди вай бирехт ва чанд ҷо сиёҳ шуд ва ӯ ғофил аз он. Пагоҳ фарҷӣ пӯшид ва ба дарсгоҳ омад. Чун дар ҳавзаи дарс нишаст, асҳоб гуфтанд:

– Мавлоно, чӣ кор аст, кардаӣ?

Мавлоно Қутбиддин гуфт:

– Ҳеҷ накарда, арақ карда.

* * *

Мавлоно Қутбиддин дар роҳе мерафт. Шахсе аз боме бияфтод ва бар гардани Мавлоно омад, чунон ки мӯҳраи гардани ӯ қусуре ёфт ва чанд рӯз бад-он сабаб соҳиббистар гашт. Ҷамъе аз акобири вақт ба аёдати ӯ омаданду гуфтанд:

– Махдумо, чӣ ҳол аст?

Гуфт:

– Ҳоли аз ин бадтар чӣ бошад, дигаре аз бом бияфтаду гардани ман бишканад?!

* * *

Мавлоно ба аёдати тарсое рафт, ки ҳамсояи ӯ буд. Ӯро пурсиш карду гуфт:

– Чӣ ҳол дорӣ?

Гуфт:

– Таб мекунам ва гарданам дард мекунад. Аммо имрӯз табам шикастаст.

Гуфт:

– Умед медорам, ки он низ бишканад[2].

* * *

Рӯзе Мавлоно ба маҳаллаи яҳудон рафту ахбору[3] аъёни эшонро ҷамъ карду гуфт:

– Маро мешиносед, ки донишманди мусулмонам ва дини исломро ба ман қуввати тамом аст.

Гуфтанд:

– Бале, медонем, ки ту бемисли замону нодираи давронӣ.

Гуфт:

– Дилам аз мусулмонии худ гирифтаст. Агар чиҳил рӯз маро хидмати шоиста кунед ва атъимаву ашрибае, ки дилам хоҳад, барои ман муҳайё созед, баъд аз он ба дини шумо дароям у оини шуморо тақвият намоям.

---

1. Фарҷӣ: бо фатҳ, навъе аз қабои бебанди кушодапеш, баъзе тукма афзоянд, бештар бар фарзи ҷома пӯшанд. «Ғиёс»; ҷаббаи бузургон ва чодари занон. «Девони албиса».
2. Аз латоифи Убайд аст. «Мунтахаби латоиф»-и Убайд, с.98.
3. Аҳбор: бо фатҳ, донишмандону аҳбори яҳуд: уламои эшон. «Мунтахаб».

Эшон бо ҳам гуфтанд: Агар Мавлоно Қутбиддин ба ҷониби мо ояд, дини мо басе қувват гирад. Пас меҳмонӣ ва хидмати Мавлоно қабул карданд ва ҳар такаллуф, ки мумкин буд, ба ҷой оварданд. Чун муддати чиҳил рӯз бигузашт, омаданд, ки миъод ба сар расид, бояд ки вафо кунӣ.

Мавлоно гуфт, ки ба ҳукми: «Ва атмамноҳо биашарин»[1]-даҳ рӯзи дигар бар ин зиёфат афзоед, то баъд аз он нақли мазҳаб кунам. Чунон карданд. Чун панҷоҳ рӯз тамом шуду вақти он расид, ки Мавлоно ба кеши яҳудӣ нақл кунад, тамоми аҳбори яҳуд ҷамъ шуданду гирдогирди ӯ даромаданд ва гуфтанд:

– Дар кори хайр таъхир ҷоиз нест ва вақти он расид, ки ба ваъда вафо кунӣ.

Гуфт:

– Эй ҷуҳудон, шумо аҷиб аблаҳон будаед. Ман панҷоҳ сол аст, ки таому шароби мусулмонон мехӯраму менӯшам ва ҷомаву либоси эшон мепӯшам, ҳанӯз мусулмон нашудаам. Панҷоҳ рӯз, ки таоми шумо хӯрдам, ки ҷуҳуд шавам?

* * *

Хабари зарофатҳои Мавлоно ба подшоҳи вақт расид. Хост, ки бо ӯ сӯҳбат дорад ва зарофате кунад. Бифармуд, то таомҳои гуногун тартиб доданд ва акобири шаҳрро ба меҳмонӣ талабиданд ва маҷлиси олӣ оростанд. Пас ба эҳзори Мавлоно фармон дод ва ӯро бар ҳамаи ҳозирон муқаддам нишонид ва таъзими ӯ камоянбағӣ ба тақдим расонид. Чун суфра кашиданд ва табақҳои таом пеш чиданд, табақе сарпӯшида пеши Мавлоно оварданд, ки ҳеҷ кас воқиф набуд, ки дар табақ чист! Ва подшоҳ дар хилват муқаррар карда буд, ки нарҳои гӯсфандонро алоҳида пухта буданд ва бар он табақ ниҳода ва сар пӯшида. Чун сарпӯш бардоштанд ва чашми акобир бар он афтод, донистанд, ки подшоҳ ба Мавлоно зарофат кардааст, дарҳам нигаристанд, ки оё Мавлоно дар баробари он чӣ хоҳад гуфт. Чун Мавлоно онро бидид, бе тааммул бонг бар ходим зад, ки чаро ғалат кардаӣ ва табақеро, ки барои ҳарам тартиб додаанд, ин ҷо овардаӣ?

Ҳуззор, ки он бишуниданд, нуҳуфта хандиданд ва подшоҳ хиҷил шуд ва аз зарофати худ пушаймон гашт[2].

---

1. Сураи ҳафтум, ояи сию ҳаштум.
2. Убайди Зоконӣ ин зарофатро ба Султон Маҳмуд ва Талҳак нисбат додаст. «Мунтахаби латоиф»-и Убайд, с.112.

## Фасли чаҳорум
## Дар зарофатҳои қузот

Подшоҳи Ироқ ба қозии Қум ин тавқеъ навишт, ки: «Айюҳал қозӣ, биқум қад азалнока фа қум», яъне эй қозии шаҳри Қум, азл кардем туро аз маснади қазо, бархез!

Чун ин тавқеъ ба қозӣ расид, гуфт:

– «Валлоҳ, мо азалатанӣ илло ҳазиҳиссаҷъати», яъне савганд ба Худой, ки азл накардаст маро ва боиси азли ман нашудаст, магар саҷъе, ки дар лафзи Қум воқеъ аст, ки яке номи шаҳр асту дигаре амри бархостан[1].

* * *

Марде пеши қозӣ бар зани соҳибҷамол даъво карду гуфт:

– Эй қозӣ, ҳуҷҷате дорам ҳамчун чароғ равшан.

Қозӣ ба он ҷамила майл карда буд, гуфт:

– Биншон чароғро, ки субҳ тулӯъ кардааст.

* * *

Зане бо шавҳар назди қозӣ шуд ва аз ӯ шикоят кард. Ва он зан ду чашми хуб дошту боқӣ чеҳраи ӯ бағоят зишт буд ва рӯи худ чуст баста буду гуфтушунид мекард. Чун қозӣ он чашмони зебо дид, майли ӯ карду шавҳари занро гуфт:

Бад-ин заифаи мазлума чаро ҷафо мекунӣ?

Мард майли қозӣ дарёфту чодар аз сари зан даркашид ва рӯи ӯро бараҳна кард.

Гуфт:

– Эй қозӣ, ин зан бо чунин рӯи зишт бар ман ин ҳама ноз мекунад. Қозӣ чун рӯи зишти ӯ бидид, гуфт:

– Эй зан, бархез, ки чашмони ту мазлум асту рӯи ту золим.

* * *

Зане ҷамила шавҳарро назди қозӣ бурду гуфт:

– Зани ҷавонам ва шавҳар ба ҳоли ман намепардозаду шаб ҳама шаб пушт ба ҷониби ман хоб мекунад.

Мард гуфт:

– Эй қозӣ, дурӯғ мегӯяд ва ман ҳар шаб се навбат хидмат ба ҷо меорам ва зиёда бар ин қувват надорам.

Зан гуфт:

– Ман ба камтар аз панҷ бор хурсандӣ наёбам ва ба ҳеҷ ҳол аз ин адад чизе кам накунам.

Қозӣ гуфт:

---

1. Ҳикояти чаҳорум аз мақолаи «Чаҳор мақола» аст бо тағйир ва таҳриф.

– Аҷаб ҳолест. Ҳеҷ даъво пеши ман наяфтод, ки на маро чизе дар сари он боист кард. Акнун барои фазли хусумати шумо ду бори дигарро худ ӯҳда гирифтам, то адади панҷгона тамом шаваду низоъ аз миёни шумо бархезад.

Мард гуфт:

– Зиҳӣ қозии мушфиқи меҳрубон ва зиҳӣ қозии мутадаййини мусулмон.

* * *

Зане пеши қозӣ Муҳаммад Имоми Ҳиравӣ омаду гуфт:

– Эй қозӣ, шавҳар маро дар ҷойгоҳе танг нишонда ва ман аз он ба тангам.

Қозӣ гуфт:

– Хомӯш, ки ҳарчанд ҷойгоҳи занон тангтар аст, беҳтар аст.

* * *

Ду мард пеши қозӣ Муҳаммад омаданд. Яке бар дигаре даъво кард, ки ин мард маро гаидӣ гуфт. Ва гувоҳи вай чунин гувоҳӣ дод, ки ӯро занҷалаб гуфт.

Қозӣ гуфт:

– Ин гаидӣ даъво мекунад ва он занҷалаб гувоҳӣ медиҳад, ман дар миёни эшон чӣ ҳукм кунам?

* * *

Шахсе назди қозӣ Муҳаммад омаду даъво кард, ки фалон маро гуфтааст, ки гуҳ махӯр.

Гуфт:

– Ғалат гуфтааст, ту бирав, кори худро бош.

## Фасли панҷум
## Дар зикри баъзе аз фаросатҳои қозӣ Шурайҳ[1], ки аз ҷумлаи тобеъин аст ва насабкардаи Ҳазрати Амиралмӯъминин (а) аст дар вилояти Куфа

Гӯянд, зане бошавҳар ба маҳкамаи вай омад, вақте ки Шаъбии Куфӣ[2], ки аз кибори уламои замон буд, дар маҳкама пеши вай нишаста буд. Зан оғози гиря ва зорӣ карду аз шавҳар шикояти беҳад намуд ва басе ашк аз дида бирехт, чунон ки Шаъбиро дил бар вай бисӯхт. Ва қозӣ Шурайҳро гуфт:

---

1. Шурайҳ ибни ал-Ҳорис ибни Қайс ибни ал-Ҷаҳим, кунияташ Абу Умайя. Вафоташ санаи 78 ҳиҷрӣ. «Табақот», ҷ.6, с.90.
2. Абу Умар Омир ибни Шароҳил ал-Ҳумайрӣ аш-Шаъбӣ ал-Куфӣ, вилодаташ дар соли 19 ё 20 дар Куфа буд ва ба ривояти саҳеҳ дар санаи 104 вафот ёфт. «Райҳонатуладаб», ҷ.2, с.327.

– Чунин менамояд, ки ин зан мазлума асту ҳақ ба ҷониби ӯст.

Қозӣ гуфт:

– Бародарони Юсуф (а) золим буданду мегиристанд, яъне омаданд бародарони Юсуф, баъд аз он ки ӯро дар чоҳ андохтанд назди падари худ шабонгоҳ ва бардурӯғ мегиристанд.

Шаъбӣ хомӯш гашту қозӣ дар он муҳим печид, то бар Шаъбӣ ва аҳли маҷлис зоҳир шуд, ки ҳақ ба ҷониби шавҳар будааст ва зан ба дурӯғ мегириста. Шаъбӣ бар фаросати қозӣ офарин гуфт.

* * *

Ду тан пеши қозӣ Шурайҳ омаданд ва яке бар дигаре моле хатир даъво мекард ва он дигаре инкори сирф менамуд ва суханони парешон мегуфт. Қозӣ дар миёни гуфтугӯи мункир аз ӯ сухане шунид, ки мутазаммини иқрор буд. Қозӣ яқин донист, ки ӯро он мол доданист. Ҳукм кард ба адои мол. Мункир оғози фарёд кард, ки, айюҳалқозӣ, ҳанӯз мурофиа ношуда ва гувоҳ гувоҳӣ надода, чӣ гуна ҳукм мекунӣ ба адои мол?

Қозӣ гуфт:

– Гувоҳ гувоҳӣ дод.

Мункир гуфт:

– Кадом гувоҳ?

Гуфт:

– Хоҳарзодаи холаи ту, яъне ту иқрор кардӣ.

* * *

Марде дар саҳрое холӣ аз мардум дар пои дарахте ҳазор динор дафн карду ба сафар рафт. Баъд аз муддате, ки бозомад ва бар сари он рафт, дид, ки бехи дарахтро кофтаанд ва заминро шикофта ва зарро бурдаанд. Дуд аз ниҳодаш баромад ва бетоқат шуда, назди қозӣ Шурайҳ рафт ва дар хилват сурати ҳол бар ӯ арз кард. Қозӣ гуфт:

Бирав ва баъд аз се рӯз назди ман ой. Лекин дар ин се рӯз ҳоли худро ба ҳеҷ офарида зоҳир макун.

Он мард бирафт ва қозӣ табиби шаҳрро, ки марҷаъи хавосу авом буд, талабид ва дар хилвате аз ӯ пурсид, ки бехи фалон дарахт ҳеҷ хосияте ва манфиате дорад?

Гуфт:

– Бале, ҳавоси он бисёр аст ва манфиат бешумор.

Гуфт:

– Дар ин айём ҳеҷ касро ба бехи он дарахт муолиҷа кардаӣ?

Гуфт:

– Оре, пеш аз ин ба як моҳ фалон мард беморие дошт, ки илоҷаш мунҳасир дар бехи он дарахт буд. Ман он дарахтро ба ӯ нишон додам ва ӯ ба он муолиҷа шифо ёфт.

Қозӣ табибро видоъ карду филҳол кас фиристод ва он мардро талабид ва дар хилват ӯро пеши худ нишонид ва ба рифқу мудоро оғози мавъизату насиҳат кард ва чанд ояту ҳадис дар тарғибу тарбият бар ӯ хонд ва дили ӯро нарм гардонид ва ба ҳусни тадбир аз ӯ иқрор бозкашид ва он мард ҳазор динорро, ки дар пои дарахт ёфта буд, ба соҳибаш боздод.

* * *

Рӯзе ду мард назди қозӣ Шурайҳ омаданд ва яке бар дигаре моли хатир даъво кард ва ӯ инкори сирф намуду гуфт:

– Ман ҳаргиз ин муддаиро надидаам ва бо ӯ ҳеҷ ҷо муомила накарда. Қозӣ аз муддаӣ пурсид, ки куҷо ин зар ба вай додӣ?

Гуфт:

– Дар пои фалон дарахт, дар фалон саҳро ва аз шаҳр то он дарахт се мил роҳ аст.

Гуфт:

– Бирав, аз он дарахт ду барги тоза биёр, то ман аз эшон гувоҳӣ талабам ва эшон он чи ҳақ аст, ба ман хоҳанд гуфт.

Муддаӣ ба талаби баргҳо рафт ва мункир мунтазир бинишаст. Қозӣ муҳиммоти дигарон дар миён овард ва он машғулӣ тамом кард ва дар гармиҳои мурофиа, ки мункирро ғафлате шуда буд, рӯй ба вай кард, ки он мард ба он дарахт расида бошад?

Гуфт:

– Не, ҳанӯз нарасида бошад.

Қозӣ гуфт:

– Агар ба вай дар пои он дарахт муомила накардаӣ, чӣ медонӣ, ки дур аст ё наздик?

Мункир хиҷил ва мунфаил шуд ва қозӣ ба рифқу мулоимат ва мавъизату насиҳат ӯро мулоим сохт, то аз инкор ба иқрор бозгашт ва чун муддаӣ баргҳоро овард, қозӣ гуфт:

– Баргҳои ту пеш аз омадан гувоҳӣ доданд ва муомила аз ҳам гузашт.

Пас мункир дасти муддаӣ гирифта, аз маҳкама ба хона овард ва мол таслими ӯ кард.

## Фасли шашум
## Дар зикри баъзе аз фаросатҳои қозӣ Аёс, ки аз машоҳири уламо ва фуқаҳост ва вай Аёс ибни Муовия ибни Қуррат ибни Аёси Мазанист, аз қабилаи Мазания ва кунияти ӯ Абувосила аст[1] ва Басрист ва адлу сиқа дар ҳадис ва ғайруҳу ва Аёс масоили фуқаҳоро бағоят мустаҳзир буда ва бисёр ҳозирҷавоб будааст

Рӯзе фузуле бар ӯ эътироз кард, ки чаро дар ҷавоби масоил таъҷил мекунӣ?

Аёс гуфт:

– Бар дасти ту чанд ангушт аст?

Гуфт:

– Панҷ.

Аёс гуфт:

– Дар ҷавоби ман чаро таъҷил кардӣ ва тааммули вофӣ ба ҷой наёвардӣ?

Гуфт:

– Аз барои он ки ҳоҷати тааммул набуд.

Аёс гуфт:

– Ман низ дар масоил инчунинам ва мӯҳтоҷ ба тааммул нестам.

* * *

Ҷамъе аз фузало се эътироз ба Аёс карданд: Яке он, ки дар ҷавоби масоил таъҷил мекунӣ. Дувум он, ки бо арзол ва авбоши қавм сӯҳбат медорӣ. Севум он, ки либос бе такаллуф мепӯшӣ. Аёс дар ҷавоб ба яке аз он муътаризин гуфт:

– Аз ту суоле дорам.

Гуфт:

– Бипурс.

Гуфт:

– Се зиёд аст ё чаҳор?

Муътариз бихандиду гуфт:

– Чаҳор.

Аёс гуфт:

– Чаро дар ҷавоби ман таъҷил кардӣ?

Гуфт:

– Барои он ки ҳоҷат ба тааммул набуд.

Аёс гуфт:

– Ҷавоби ман низ дар масоил аз ин қабил аст. Дигар он, ки бо

---

1. Ба соли 122 дар 76-солагӣ даргузашт. «Луғатнома».

арзол барои он менишинам, ки эшон маро хидмат кунанд ва аз ман тамаъи хидмат надоранд ва агар бо аиззаву акобир нишинам, маро хидмати эшон бояд кард ва қувваи он надорам. Дигар он, ки либос чунон пӯшам, ки ӯ хидмати ман кунад, на чунон ки маро хидмати ӯ бояд кард.

* * *

Ду зан як гурӯҳаи[1] ресмон ба маҳкамаи Аёс оварданд ва яке ҳар якеро даъво бар он буд, ки он ресмон аз они ӯст. Аёс миёни эшон тафриқ кард. Пас аз як зан пурсид, ки ин ресмонро бар чӣ чиз печондаӣ?

Гуфт:

- Бар қитъаи чӯб.

Аз он дигаре пурсид.

Гуфт:

- Бар порае карбос.

Аёс бифармуд, то ресмонро боз карданд ва аз даруни он қитъае чӯб бурун омад, ресмонро ба он зан дод, ки рост гуфта буд ва дурӯғгӯйро чанд тозиёна бифармуд.

* * *

Аз қозӣ Низомиддини Ҳиравӣ валади Мавлоно Ҳоҷ Муҳаммади Фароҳӣ[2] замони Хоқони мағфур Султон Ҳусайн Мирзо[3] мисли ин фаросате воқеъ шуд. Ва он чунон буд, ки ду кас дасторе ба маҳкамаи ӯ оварданду даъвои ҳар як он буд, ки дастор аз они ӯст. Қозӣ ба фаросате, ки дошт, бар яке бадгумон шуду ӯро гуфт:

– Бархезу дасторро бубанд, чунон ки одати туст. Он мард бубаст ва чизе зиёда омад.

Дигареро бифармуд, то бубаст ва рост омад. Ҳукм кард, ки дастор аз ин мард аст, ки рост баст ва баъд аз таҳқиқи балеғ ва таҳдиду ваъид козиб иқрор кард ба кизби худ ва қозӣ ӯро аз кизб тавба дод.

---

1. Гурӯҳа: гулӯла. «Бурҳон».
2. Қозӣ Низомиддин Муҳаммад, писари аршади Мавлоно Ҳоҷӣ Муҳаммади Фароҳист ва Мавлоно Ҳоҷӣ Муҳаммад аз азоими фуқаҳои замони Абулқосим Бобури баҳодур буд… «Мазороти Ҳирот».
3. Султон Ҳусайн ибнни Амир Мансур ибни Бойқаро ибни Умаршайх, ибни Амир Темури Кӯрагонӣ, мулаққаб ба Камолиддин ва мутахаллис ба Ҳусайнӣ дар соли 878 ба салтанат нишасту дар ёздаҳуми зулҳиҷҷаи соли 911 вафот ёфт, девони шеъри форсӣ дорад…

**Фасли ҳафтум**
**Дар зикри баъзе аз латоифи фуқаҳо**

Шахсе дар маҷлисе, ки мазаммати Ҳаҷҷоҷ ва зулми ӯ мекарданд, ба талоқи зан савганд хӯрд, ки Ҳаҷҷоҷ дӯзахист. Мардум ӯро маломат карданд, ки чун ҳақиқати ҳол маълум несту ҳукм бар оқибату хотимат аст, чаро ту ин иборат бар забон овардаӣ?

Ва ҷамъе ҷазм карданд, ки зан бар ӯ талоқ шуд, ки савганд бар ғайб хӯрд. Он мард малул шуду назди Амр ибни Убайд омад, ки афқаҳ ва авраъ ва атқои замон буд. Ва қисса пеши ӯ бозгуфт.

Амру гуфт:

- Зани худ нигоҳ дор, ки агар худои таъоло Ҳаҷҷоҷро бо он ҳама мазолими ибод, ки дар гардани ӯст, биёмурзад ва ба дӯзах бифиристад, бо ту низ ба ин як гуноҳ музойиқа нахоҳад кард.

* * *

Садрушшариъа аълам ва афқаҳи замони худ буда ва табъи латиф дошта. Гӯянд, аҳёнан табаннуҷе[1] мекарда ва кафе аз банҷ ба кор мебурда. Шахсе аз ӯ пурсид, ки дар банҷ чӣ гӯӣ?

Гуфт:

– “Яҷибул каффу анҳу”, яъне воҷиб аст “каф” аз ӯ. Ва “каф” дар луғати араб ба маънии “манъ” аст ва дар порсӣ “кафи даст”. Ва ба ин зарофат ҷавоби ӯ гуфт.

* * *

Маъмун ар-Рашид бо Абуюсуф, ки фақеҳи аср буд ва зарифу хуштабъ оғози мутойиба кард ва аз рӯи зарофат гуфт:

– Аз ту масъалае мепурсам, ба тааммул ҷавоб гӯй.

Гуфт:

– Он чӣ донам, арза дорам.

Гуфт:

– Гӯсфанде аз касе бихарид ва он гӯсфанд пушкиле андохт, чунон ба зарб, ки ба чашми роҳгузаре омаду ӯро кӯр сохт. Дийяти чашми роҳгузар бар боеъ аст ё муштарӣ?

Гуфт:

– Бар боеъ.

Маъмун пурсид, ки аз куҷо мегӯӣ?

Гуфт:

– Аз он ҷо ки дар вақти фурӯхтан мардумро танбеҳ накарда-

1. Табаннуҷ – банг хӯрдан.

аст, ки дар мақъади гӯсфанд туфанге ва манҷаниқест, ки мардумро кӯр месозад, то мардум ҳазар кунанду аз паси ӯ нараванд.

* * *

Фақеҳеро пурсиданд, ки сар дар кадом рӯз тарошем ва нохун дар кадом рӯз гирем ва шориб дар кадом рӯз чинем?

Гуфт:

– Дар рӯзи дарози шанбе, яъне ҳар рӯз ки мӯю нохуну шориб дароз шуда бошад ва болида гашта, бибояд чид.

* * *

Абӯмансури Сиҷистонии фақеҳро пурсиданд, ки чун дар саҳрое бар сари чашмае расем ва хоҳем, ки ғусле барорем, рӯй ба кадом самт кунем?

Гуфт:

– Ба самти ҷомаҳои худ, то дузд набарад.

* * *

Ҷавоне назди фақеҳе омад, ки зани ҷамила дораму дилам боз бастаи ӯст. Ва ӯ нозукмизоҷ асту тоқату қуввати хамир кардану нон ва оташ пухтан ва ҷома шустану хона рӯфтан надорад. Ва дасти он надорам, ки канизаке бихарам, ки хидмати хона кунад. Мехоҳам зани хидматгор бихоҳам, ки ин корҳо аз дасти ӯ ояд ва чунин зане пайдо кардаам. Аммо хешони ӯ розӣ намешаванд ва мегӯянд, то зани нахустинро талоқ надиҳӣ, мо духтар ба ту надиҳем. Акнун аз ту илтимос дорам, ки маро ҳилате омӯзӣ, ки ин занро бихоҳам ва маҳбубаи ман талоқ нашавад.

Гуфт:

– Занатро бигӯй, то ба гӯристон равад ва чун аз ту талоқи зан хоҳанд, бигӯй, ғайри он зане, ки дар гӯристон дорам, ҳар кӣ бошад, талоқ додам ва хешони зани дувум гумон баранд, ки ту зане мурда дорӣ дар гӯристон ва духтар ба ту диҳанд.

Ҷавон он ҳила ба кор бурд ва зани дигар ба ҳиболаи никоҳи худ овард.

## Фасли ҳаштум
## Дар зикри баъзе аз зарофатҳои носеҳон ва воизон

Рӯзе подшоҳе ба пояи минбари воизи ҳақгӯе омад. Воиз дар аснои насиҳат ӯро ба номи аслии худ мухотаб сохт. Подшоҳ аз он сурат истихфоф дарёфту ғазаб бар ӯ муставлӣ шуд. Аммо

худро барои маслиҳати мулк нигоҳ дошт. Ва чун маҷлис мунқазӣ шуд, яке аз маҳрамонро ба гиламандӣ назди вай фиристод.

Он маҳрам гуфт:

– Итоати улуламр ва таъзиму такрими ӯ воҷиб аст. Боистӣ, ки ту подшоҳро ба кунният ёд мекардӣ, на ба ном.

Воиз гуфт:

– Худои таъоло беҳтарини одамиёнро ба ном ёд мекунад, он ҷо ки мефармояд: – "Ва мо Муҳаммадун илло расулун"[1]. Ва бадтарини одамиёнро ба кунният, он ҷо ки мефармояд: – "Таббат ядо Абӣ Лаҳабин ва табба[2]".

Чун маҳрам он ҷавобро ба подшоҳ овард, ӯро хуш омаду барои воиз хилъати хоса ва зар фиристод.

* * *

Тавонгаре воизе хуштабъро ангуштарини заррин дод, ки нигин надошт ва илтимос намуд, ки маро бар сари минбар дуо кун. Воиз ӯро бар ин ваҷҳ дуо кард, ки бор, Худоё, ӯро дар биҳишт қасре деҳ, ки сақф надошта бошад. Баъд аз он ки аз минбар фуруд омад, тавонгар пеш рафт ва мусофиҳа намуд.

Пас гуфт:

– Эй махдум, ин чӣ навъ дуо буд, ки дар ҳаққи ман кардӣ?

Гуфт:

– Агар ангуштарини ту нигин медошт, қасри ту низ сақф медошт.

* * *

Абулалои Мурой воизе будааст машҳуру маъруф ва риёмавзӯъ. Рӯзе бар сари минбар гуфт:

– Мардум маро мурой мегӯянд ва ҳол он ки дар камоли сидқу ихлосам ва аз шоибаи рибову самъа халосам ва ҳамеша дар иҳқои тоот ва сатри ибодот мекӯшам ва хайроту мубарроти худро аз ҷамиъи барриёт мепӯшам. Дӯш сад ракъат намоз гузордаам ва имрӯз рӯзадорам ва сад дирам тасаддуқ кардаам ва имшабу фардо низ ҳамин тоат ба ҷо хоҳам овард. Ва ҳар чӣ дорам дар роҳи Худои таъоло садақа хоҳам дод ва онро ба ҳеҷ аҳаде зоҳир нахоҳам кард. Ва он миёни ману Худои ман аст.

* * *

Роқими ин ҳуруф, вақте ки дар Мовароуннаҳр буд, аз баъзе

1. Сураи севум, ояи як саду сию ҳаштум.
2. Сураи яксаду ёздаҳум, ояи якум.

акобир истимоъ намуд, ки Дарвеш Аҳмади Самарқандӣ[1] донишманд ва бағоят ориф буд ва дар мақсураи Ҳирот ваъз мегуфт. Ва ҳамаи уламо ва урафои Ҳирот ба маҷлиси ӯ ҳозир мешуданд. Ва касеро бар ӯ маҷоли эътироз набуд, бо он ки суханони ғомиз аҳли тавҳидро далер мегуфт. Зеро ки онро муаккад месохт бо оёт ва аҳодис. Рӯзе чанд тарки ваъз кард. Баъд аз он ки машғул шуд, гуфт:

– Воизон ду қисманд. Аввал онон, ки ба ҳамагӣ рӯй дар Ҳақ доранд ва пушт бар халқ ва боиси эшон бар ваъз гуфтан иълои калимаи Ҳақ аст ва икмоли шафқат ва раъфат бар халқ. Пас эшон доим ваъз гӯянд ва таътил ҷоиз надоранд. Қисми дувум ононанд, ки ба ҳамагӣ рӯй бар халқ доранд ва пушт бар Ҳақ ва ғарази эшон аз ваъз гуфтан ҷамъи ҳутоми дунявӣ ва талаби ҷоҳи худнамоист. Пас ин тоифа низ доим ваъз гӯянд ва таътил раво надоранд. Ва дар воқеъ ман аз қисми аввал нестам, ки ба ҳамагӣ рӯи худ дар Ҳақ дошта бошам, балки давои нафси ман бисёр аст. Ва дар ваъзи худ аърози фосида дорам ва дар нафсуламр аз қисми дувум нестам, зеро ки дар ваъз гуфтан ниятҳои солеҳ низ дорам ва ҳиммат бар сидқи ҳол ва мақол мегуморам. Пас ман гоҳе ваъз мегӯям ва гоҳе таътил менамоям.

1. Мавлоно Дарвеш Аҳмад аз асҳоб ва муридони Зайниддини Хофӣ (838), вафоташ дар соли 874 ҳиҷрӣ ва қабраш Гозургоҳ. Поёни қадами ҳазрати Шайхи Ислом. «Мазороти Ҳирот».

## БОБИ ҲАШТУМ
## ДАР ЛАТОИФИ ҲУКАМОИ МУТАҚАДДИМИН ВА МУТААХХИРИН ВА ҲИКОЁТИ АҶИБАИ МУАББИРИН ВА МУНАҶҶИМИН

### Фасли аввал
### Дар латоиф ва фавоиди мутақаддимин

Дар «Наводир»-и Саълабӣ аз сулосиёти ҳукамои мутақаддимин нақл карда, ки се касанд, ки эшонро дар бадхӯӣ маъзур бояд дошт: Соим ва мариз ва мусофир. Се касанд, ки мадорову мувосо бо эшон лозим аст: Султон ва мариз ва қарзхоҳ. Се касанд, ки бо эшон истихфоф нашояд: Султону олим ва муҳосиб, ки дар истихфофи султон дунё фосид шавад ва дар истихфофи олим дин фосид шавад ва дар истихфофи мусоҳиб мурувват фосид шавад. Се чиз аст, ки аз бузургон хидмати он айб нест: Падару меҳмон ва маркаб. Се чиз аст, ки роҳат ҷуз дар муфориқати он нест: Дирамхаридаи дузд ва зани бадхӯй ва дандони мутаҳаррик.

* * *

Луқмони ҳаким сиёҳчурда буд. Касе ӯро ба бандагӣ гирифт ва муддате хидмат мефармуд ва аз вай осори илм ва ҳикмат мушоҳида менамуд. Рӯзе хоҷа ба расми имтиҳон вайро гуфт:

– Гӯсфанде бикуш ва беҳтарини аъзои ӯро ба назди ман ор.

Луқмон гӯсфандро бикушт ва дилу забонаш пеши хоҷа овард. Рӯзи дигар гуфт:

– Гӯсфанде бикуш ва бадтарини аъзояш биёвар.

Луқмон гӯсфанде дигар бикушт ва ҳам дилу забонаш овард.

Хоҷа гуфт:

– Ин чӣ гуна аст?

Гуфт:

– Ҳеҷ чиз беҳ аз дилу забон нест, агар пок бошад ва ҳеҷ чиз бадтар аз он нест, агар нопок бошад.

* * *

Ҳаким Аристотолис дар роҳе мерафт. Ҷавоне соҳибҷамол пеш омад. Ҳаким аз ӯ суоле кард. Ҷавобе аблаҳона боз дод.

Ҳаким гуфт:

– “Байтун ҳасанун, лав кона фиҳи сокинун”, хонаи хубест, агар касе дар ӯ сокин будӣ.

* * *

Ҳаким Ҷолинус дар роҳе мерафт. Ҷавоне соҳибҷамол пеш

омад. Аз ӯ чизе пурсид. Ҷавобе дурушт боздод ва турушрӯӣ кард.

Ҳаким гуфт:

– “Иноу заҳабин фиҳи халлун”, яъне зарфест заррин, ки сирка дар ӯст.

* * *

Буқроти Ҳаким сухан дар ҳикмат мегуфт. Ҷоҳиле бо вай муъориз шуду гуфт:

– Мардум ин сухан аз ту қабул намекунанд ва мусаллам намедоранд.

Ҳаким гуфт:

– Сухан мебояд, ки дар нафсуламр саҳеҳ ва савоб бошад. Бар ман лозим нест, ки мардумро таклиф кунам, ки аз ман қабул кунанд.

* * *

Мӯбади мӯбадон ҳаким ва донишманд ва қозиюлқузоти Мадоин буд ҳам дар замони Қубод ва ҳам дар замони писараш Анӯшервон. Вақте дар фасли баҳор, ки мардум чорпоёнро ба алаф сар дода буданд, бомдоде ҳамроҳи Қубод рикоб бар рикоб меронд. Ва Қубод аз ӯ дар ҳикмат сухан мепурсид. Дар он асно маркаби мӯбад, ки шаб алафи бисёр хӯрда буд, ба дафъи зайл қавоими худро аз дум то сум биёлуд ва мӯбад аз он сурат бағоят мунфаил шуд. Қубод барои рафъи инфиоли ӯ сухане дар миён андохту гуфт:

– Аз одоби сӯҳбати мулук чизе бигӯй.

Гуфт:

– Яке аз одоб он аст, ки касе дар шабе, ки бомдодон бо подшоҳ саворӣ хоҳад кард, маркаби худро он қадар алаф надиҳад, ки мӯҷиби инфиоли вай гардад.

Қубод мӯбадро бад-он сухан таҳсин карду гуфт:

– Бад-ин ҳусни қиёсат ва сидқи фаросат аст, ки расидаӣ бад-он мартаба, ки расидаӣ.

## Фасли дувум
## Дар латоиф ва фавоиди ҳукамои мутааххирин

Дар «Наводир» – и Саълабӣ аз рубоиёти ҳукамои мутааххирин нақл карда, ки чаҳор чиз аст, ки мӯҳтоҷ ба чаҳор чиз аст:

1. Ҳасаб ба адаб; 2.Сарварӣ ба амн; 3. Қаробат ба муваддат; 4. Ақл ба таҷриба.

Ва чаҳор чиз аст, ки андаки он андак нест: қарзу оташ ва душману мараз ва чаҳор чиз аст, ки ақбаҳи қабоеҳ аст:

1.Ғазаб аз умаро; 2. Кизб аз уламо; 3. Бухл аз ағниё; 4. Фаҳш аз нисо.

* * *

Аз ҳакиме суол карданд, ки аъзами мардум назди ту кист?

Гуфт:

– Он кас, ки ба вай мӯҳтоҷтарам дар умур.

* * *

Аз ҳакиме суол карданд, ки кадом сухан рост аст, ки ногуфтанаш авлост.

Гуфт:

– Мадҳи худ бар сифоти ҳасана, ки нафс ӯро ҳосил бошад.

* * *

Ҳакиме гуфтаст, ки дӯсти содиқ нафси дувум аст ва чашми севум.

* * *

Ҳакиме гуфтаст, ки раво набувад хурдонро, ки бар бузургон тақаддум ҷӯянд, илло дар яке аз се мавзеъ: "Изо сору лайлан ав хозу сайлан ав ваҷаҳу хайлан", аввал он ки чун сайр кунанд дар шаб, хурдонро пеш рафтан барои муҳофизати бузургон равост, дувум он ки чун ба селобе расанд, пеш рафтани хурдон равост, ҳам барои эҳтиёт ва ҳифзи бузургон; севум он ки чун рӯй ба лашкари аъдо оранд, пеш рафтани хурдон равост ҳам барои дафъи аъдо ва ҳимояти бузургон.

* * *

Яке аз ҳукамо насабе чунон ки бояд надошт. Яке аз бузургзодагони ҷоҳил ба вай таарруз карду гуфт:

– "Насабак орун алайка", яъне аслу насаби ту, эй ҳаким, ор аст бар ту.

Ҳаким гуфт:

– "Анта орун алайҳи", яъне ту бо ин ҷаҳлу нодонӣ орӣ бар насаби худ.

* * *

Ҷоҳиле бар сабили таарруз ҳакимеро гуфт:

– Чаро аз даҳони ту бӯи бад меояд?

Гуфт:

– Азбаски маойиби ту дар сина нигоҳ доштаам, дар нафас сироят кардааст.

* * *

Тавонгаре ҳакимеро гуфт:

– Сад динор зар дорам, мехоҳам ба ту диҳам. Маслиҳат чун мебинӣ?

Гуфт:

– Агар диҳӣ, туро беҳтар ва агар надиҳӣ, маро беҳтар, яъне агар бидиҳӣ, миннате бар ман дорӣ ва агар надиҳӣ, аз бори миннати ту халос бошам.

* * *

Бахиле ҳакимеро дид, ки ба меҳнати бисёр санг аз маъдани нуқра меканд ва реза месохт, баъд аз он мегудохт ва қурозае ҳосил мекард ва ба он маош мегузаронид.

Бахил гуфт:

– Эй ҳаким, чун ваҷҳи маишат аз ин осонтар муяссар аст, ин ҳама меҳнат чаро мекашӣ?

Гуфт:

– Бо ин меҳнату машаққат зар ҳосил кардан бар ман ҳазор бор осонтар аст, ки аз мушти ту як фулус берун овардан.

Қитъа:

Ба дандон рахна дар фӯлод кардан,
Ба нохун роҳ дар хоро буридан,
Ба оташдон фурӯ рафтан нагунсор,
Ба пилки дида оташпора чидан,
Ба фарқи сар ниҳодан сад шутур бор,
Зи машриқ ҷониби мағриб давидан
Басе бар Ҷомӣ осонтар намояд,
Ки бори миннати дунон кашидан.

## Фасли севум
## Дар фавоид ва латоифе, ки ҳукамои мутақаддимин ва мутааххирин фармудаанд дар никоҳу таъом ва шаробу самоъ

Ҳакимеро пурсиданд, ки чӣ гӯӣ дар ҳаққи никоҳ?

Гуфт:

– “Фиҳӣ фараҳу шаҳрин ва ҳамму даҳрин ва сақлу маҳрин ва касру заҳрин”, яъне кадхудоӣ як моҳ шодмонист ва баъд аз он ҳамаи умр андӯҳи ҷовидонӣ, дигар гаронии кобини чун кӯҳ ва дигар шикастани пушту камар аз бори андӯҳ.

* * *

Ин заиф, ки роқими ҳуруф аст, дар боби тааҳҳул аз бузурге истимоъ дорад, ки мефармуд: мубоширати завҷа дар шаби аввал ба майли табиат аст ва боқии умр ба тариқи мурувват.

* * *

Ҳакиме баъд аз кадхудоӣ гуфтааст, то мо муҷаррад будем, кадхудоён гунг буданд, яъне моро ба насиҳат манъ мекарданд.

Акнун ки мо кадхудо шудаем, муҷаррадон кар гаштаанд, яъне насиҳати мо намешунаванд.

* * *

Ҳакиме гуфт:

– Кадхудой чоҳест амиқ, ки ҳар кӣ дар ӯ афтад, гӯ, дигар раҳоӣ чашм мадор.

Гуфтанд:

– Оё ҳаргиз аз он тавон раст?

Гуфт:

– Агар харсанге бар сари он наниҳанд, раҳоӣ мумкин аст.

Пурсиданд, ки он харсанг чист?

Гуфт:

– Зан ҳар фарзанде, ки бизояд, харсанге бар сари он чоҳ ниҳад.

* * *

Ҳакиме дар боби таом гуфтааст: Чун касе туро заиф кунад ва нонаш тоза бошаду обаш сард ва намакаш сафеду тарраааш сабз ва сиркааш сурх "Фа қад таммат зиёфатуҳу", меҳмонии ӯ тамому комил аст.

* * *

Ҷуҳуде аз ҳакиме пурсид, ки Худои таъоло дар каломе, ки ба Абулқосим Муҳаммад Мустафо (с) фармуда гуфтааст: "Аз тару хушк ҳеҷ чиз нест, магар он ки дар китоби равшан, яъне Каломуллоҳ воқеъ аст. Акнун бигӯ, ки илми тиб дар куҷо воқеъ аст?"

Гуфт:

– Он ҷо, ки фармудааст: "Бихӯреду биёшомед ва исроф макунед", яъне бисёр нахӯред, чун сари ҳамаи бемориҳо бисёр хӯрдан аст.

* * *

Аз ҳакиме суол карданд, ки кадом таом атяб[1] ва алазз[2] аст?

Гуфт:

– Ҷӯъу, яъне гуруснагӣ, ки чун ғолиб шавад, ҳар таом, ки хӯрад, атяб намояд ва дар зоиқааш лазизояд.

* * *

Аз ҳакиме пурсиданд, ки вақти таом хӯрдан кай аст?

Гуфт:

– Ғаниро вақте ки гурусна шавад ва фақирро вақте ки биёбад.

---

1. Аяб: ба фатҳи аввал ва севум: хушбӯтар, поктар. «Мунтаҷиб».
2. Алазз: ба фатҳи аввал ва сонӣ: хушмазатар. «Мунтаҷиб»

* * *

Дар «Наводир»-и Саълабӣ оварда, ки ҳакиме шароб намехӯрд. Гуфтанд:

– Сабаб чист?

Гуфт:

– «Ло ашрабу мо яшрабу ақлӣ», яъне наёшомам чизеро, ки меошомад ақли маро.

* * *

Аббос ибни Мардос[1] аз бузургони араб аст. Аз ӯ пурсиданд, ки чаро ҳаргиз шароб намехӯрӣ?

Гуфт:

– Макрӯҳ медорам онро, ки сабоҳ кунам, дар ҳоле ки сайди қавм бошам ва шом кунам, дар ҳолате ки сафеҳи эшон бошам, чун охири шароб сар ба сафоҳату арбада ва беэътидолӣ ва беақлӣ боз ниҳад.

* * *

Подшоҳе ҳакимеро ба ихтиёри ӯ нагузошт ва шароб дод ва дар мастӣ аз ӯ суханони беҳуда ва парешон сар зад. Чун бо худ омад, ӯро бар он калимот маломат карданд, ки аз тариқаи ақл набуд, он чи аз ту зоҳир шуд.

Гуфт:

– На, ман гуфтам, он чӣ гуфтам, валекин онро касе гуфт, ки маро таклифи шароб кард.

* * *

Аз ҳакиме суол карданд, ки чаро тарки шароб ва сӯҳбати шаробхӯрон кардаӣ?

Ҳаким дар ҷавоби соил ин ду байт бигуфт:

Тарактушшароба ва шаробаҳу,
Ва кунту ҳарифан лиман ъобаҳу.
Шаробун ясидду сабиларрашоди
Ва яфтаҳу лишшарри абвобаҳу.

Дар байти аввал мегӯяд: Тарки шаробу шаробхорон кардам ва ҳастам ҳарифи мувофиқ онро, ки айби шароб кунад. Ва дар байти дувум мегӯяд: шароб фурӯ мебандад роҳи ростро ва бармегушояд барои бадӣ дарҳои худро.

---

1. Абулҳайсам Аббос ибни Абӣ Омир Сулламӣ , қабл аз фатҳи Макка ислом овард ва понсад кас аз қавми худ ба расули Худо пайваст, дар ҳоле ки найза бар каф ва зиреҳ бар тан савор бар мавокиб буданд, то ин ки дар рикоби Пайғамбар (с) ҳозир барои фатҳи Макка бошанд.

* * *

Ҳакиме дар базми тарабе ҳозир буд ва мутрибе бағоят бадовоз хонандагӣ мекард ва аҳли маҷлис мутааззӣ буданд.

Ҳаким гуфт:

– Дар кутуби ҳукамои мутақаддимин дидаам, ки овози куф (бум) далели ҳалоки одамист. Агар ин сухан рост аст, овози ин мутриб далели ҳалоки куф аст.

**Фасли чаҳорум**
**Дар аҷоиби муолиҷаи атиббо**

Шахсеро маҷро варам карда буд ва манфази суфло баста шуда. Ҳар чӣ мехӯрд, ба қай дафъ мешуд ва мариз аз он мамар ташвиши азим дошт ва тамоми атиббо аз муолиҷаи ӯ оҷиз омада буданд. Охир ба Муҳаммад Закариёи Розӣ[1] руҷӯъ карданд. Бифармуд, то се дирам симоб ба хӯрди ӯ доданд. Филҳол аз маҷро берун омад ва он варам дафъ шуд ва аз қай кардан халосӣ ёфт. Ваҷҳи он пурсиданд:

Гуфт:

– Дар амъои мариз илтивое[2] ва печутобе афтода буд. Симоб онро рост кард.

Ин муолиҷа далеле возеҳ аст бар камоли ҳазоқат ва киёсати Розӣ.

* * *

Қутайъии Мисрӣ[3] аз машоҳири ҳуззоқ аст ва дар фанни табобат беназири офоқ буда ва аз ӯ муолиҷоти аҷиб манкул аст ва аз он ҷумла он аст, ки яке аз маорифи Миср ба маразии сакта афтод ва набзи вай соқит гашт ва атиббо аз муолиҷаи вай оҷиз омаданд ва аз сари болини ӯ рафтанд ва авлоду азвоҷу ақрабои ӯ ба тартиби асбоби таҷҳизу такфин машғул шуданд. Ин хабар ба Қутайъӣ расид.

Гуфт:

– Атиббо чӣ карданд?

Гуфтанд:

– Даст аз муолиҷаи ӯ бидоштанд ва паҳлӯ тиҳӣ карданд[4] ва авлоду ақрабои ӯ либосҳои мотам пӯшиданд ва ба тартиби асбоби ғусл ва дафн машғул шуданд.

---

1. Вилодаташ 251 ва вафоташ 313 ҳ.. «Таърихи адабиёт дар Эрон», ч.1, с290.
2. Илтиво: бар вазни имтило, печидан. «Мунтахаб».
3. Паҳлӯ тиҳӣ кардан: киноя аз дурӣ ҷустан, рӯй бартофтан, канора гирифтан. «Баҳори Аҷам».

Қутайъӣ бархосту бар сари болини ӯ омад ва набзаш бигирифт, дид, ки соқит шуда. Авлоди ӯро гуфт:

– Чун мебинед ҳоли волиди худро?

Гуфтанд:

– Гумон мебарем, ки алоқаи ҳаёт мунқатеъ шуда ва ӯ мурда ва рахт ба олами дигар бурдааст.

Гуфт:

– Маро рухсат медиҳед, ки ба муоличаи ӯ машғул шавам? Агар асари ҳаёт зоҳир шавад ва мараз дафъ гардад, фабиҳо илло маро маломат макунед.

Гуфтанд:

– Чӣ маломат кунем, баъд аз он ки ноумед шудаем?

Қутайъӣ остин бармолиду гуфт:

– Тозиёна биёред.

Атиббо чун шуниданд, ки Қутайъӣ бар сари болини он хоҷа ҳозир гашта ва дар садади муоличa шуда, мутааччиб шуданд ва ҳама дар он саро ҷамъ омаданд ва гуфтанд:

– Эй устод, гумони мо он аст, ки ӯ мурда ва ранҷи ту беҳуда аст. Ӯ гӯш ба сухани эшон накард ва тозиёна гирифту бифармуд, то бадани ӯро бараҳна сохтанд. Пас ба дасти худ даҳ тозиёнаи хасмона бар пушту паҳлӯ ва синаи ӯ бизад, чунон ки нақши тозиёна бар баданаш пайдо шуд. Баъд аз он набзаш бигирифт ва соқит буд. Боз даҳ тозиёнаи муҳкамтар бизад. Пас набзаш бигирифт. Андак ҳаракате заиф дар ӯ эҳсос кард. Атибборо гуфт:

– Набзи мурда ҳаракат кунад?

Гуфтанд:

– Муҳол аст, ки набзи мурда ҳаракат кунад.

Гуфт:

– Набзи ӯро эҳтиёт кунед.

Чун диданд, мутаҳаййир шуданду гуфтанд:

– Валлоҳ, ки ӯ зинда шудааст.

Қутайъӣ боз даҳ тозиёнаи дигар бизад. Набзаш қавитар шуд, боз даҳи дигар бизад. Мариз баъд аз хӯрдани чиҳил тозиёна чашм бозу нола оғоз кард.

Қутайъӣ аз ӯ пурсид, ки чӣ ҳол дорӣ?

Гуфт:

– Гуруснаам.

Филҳол шарбате ба хӯрди ӯ дод. Мариз ҳам дар он маҷлис бар фироши худ бознишасту гуфт:

– Пушту паҳлӯву синаам дарди азим мекунад ва месӯзад.

Авлоду ақрабои ӯ дар пои ӯ афтоданд ва қисса бозгуфтанд.

Ҳозирон ангушти тааҷҷуб ба дандон гирифтанду дасту пои Қутайъиро бибӯсиданд ва бар ӯ сано ва офарин гуфтанду сабаби сиҳҳати ӯ баъд аз суқути набз бипурсиданд.

Гуфт:

– Дар бадани ӯ ҳарорат намонда буд. Ба ин тозиёнаҳо дар баданаш эҳдоси ҳарорат кардам, то ба ҳоли худ бозомад.

* * *

Яке аз аъёни Миср ба марази истисқо мубтало шуда буд ва ҳарчанд атиббо илоҷ карданд, суд надошт. Ва мустасқӣ дил аз ҷон бардошта, ҳар чӣ табъаш металабид, мехӯрд. Рӯзе малахфурӯше ба дари хонааш расид. Овози ӯ шуниду дилаш ба малахи шӯри бирён кашид. Ду ратл аз он бихариду тамомро бихӯрд ва исҳол бар вай афтод ва сесад даст шикамаш иҷобат кард ва мараз биттамом зоил гашт. Ин қисса дар шаҳр шӯҳрат кард. Чун хабари сиҳҳати он мустасқӣ ба Қутайъӣ расид, дар он тааммуле кард ва сабаби сиҳҳаташ бозёфт.

Вай гуфтааст:

- Назди малахфурӯш рафтаму гуфтам:

– Ин малахро аз кадом саҳро гирифта будӣ? Нишон дод. Он ҷо рафтам, мозарюн[1] бисёр дидам, донистам, ки он малахон мозарюн хӯрда буданд ва он дар муолиҷаи истисқо бағоят нофеъ аст. Аммо ғоилаи азим дорад ва бағоят хатарнок аст бад-он муолиҷа кардан. Зеро ки мусҳиле дар ғояти қувват аст. Аммо чун малахон онро хӯрда буданд ва дар даруни эшон нузҷе[2] тамом ёфта будаст ва ислоҳи нек пазируфта, саврати[3] қуввати он шикаста, лоҷарам дар даруни мустасқӣ талйине ба эътидол карда ва маводи фосидаро ба исҳол дафъ намудаст[4].

## Фасли панҷум
## Дар муолиҷаи атиббо ба тариқи зарофат

Шахсе назди табиб рафту гуфт, ки шиками ман бағоят дард мекунад ва бетоқатам. Онро илоҷе кун.

---

1. Мозарюн: бар вазни озаргун, гиёҳест, ки барои қабзу истисқои ноф аст. Носири Хусрав гӯяд:
   В-ар ба дарвеше зи кавтат дод бояд як дирам,
   Табъро аз нохушӣ чун мозу мозарюн кунӣ. «Рашидӣ».
2. Нузҷ: биззамма – пухтани ҳар чизе. «Мунтахаб».
3. Саврат: ба фатҳи аввал ва солис, шиддат. «Мунтаҳиюлараб» .
4. Ин ду ҳикоят аз «Фараҷ баъд аш-шидда» маъхуз аст, с.371, 373. Ва Авфӣ низ он ҷо дар «Ҷавомеъулҳикоёт» нақл карда, с.311.

Гуфт:

– Имрӯз чӣ хӯрдӣ?

Гуфт:

– Нони сӯхтаи бисёр хӯрдаам.

Табиб ғуломро гуфт:

– Ҳуққаи дарди чашм биёр, то ҷавҳари доруӣ дар чашми ӯ кашем.

Мариз гуфт:

– Эй Мавлоно, ман дарди шикам дорам, доруи чашмро чӣ кунам?

Гуфт:

– Агар чашмат равшан будӣ, нони сӯхта нахӯрдӣ?

* * *

Марде назди табиб рафт, ки беморам ва заъфи меъда дорам ва иштиҳои ман кам шуда. Набзи маро эҳтиёте кун ва барои ман нусхаи чаҳоршарбате бинавис, ки дафъи баъзе фазлот кунад[1] ва иштиҳо бар ман қарор гирад. Бошад, ки меъдаи ман ба ҳоли қувват боз ояд. Табиб даст бар набзаш ниҳоду пурсид, ки имрӯз чӣ хӯрдаӣ?

Гуфт:

– Қадре нест, ки кирои[2] гуфтан кунад.

Гуфт:

– Боре он чӣ иттифоқ афтода, бигӯй.

Гуфт:

– Алассабоҳ бар ношто панҷоҳ ман харбузаи гармак[3] хӯрдаам. Баъд аз он панҷ ман нон ва панҷ ман ҳариса ва понздаҳ ман анор бар болои он ва дар охир дилам шарбате хост. Ҳашт ман ҳалвои ҷавз тановул кардам, дигар чиз нахӯрдаам. Акнун нусхаи чаҳоршарбате мехоҳам.

Табиб қалам гирифту навишт, ки даҳ ман ширхишт ва бист ман таранҷабин ва сӣ ман тамри ҳиндӣ ва чиҳил ман олуи Бухоро ва понздаҳ ман гулоб. Пас ба дасти вай дод, ки меъдае бад-ин заифиро кам аз ин дору натавон дод.

* * *

Марде назди табиб рафт, ки се рӯз аст, беморам ва заъф дорам, илоҷ кун маро. Табиб набзи ӯро гирифту гуфт:

---

1. Фазлот: ҷамъи фазла. Бақия ва зоидмондаи ҳар чизе. «Мунтаҳиюлараб».
2. Кирои гуфтан кунад: яъне ба гуфтан биярзад. Асли он «киро» ва арабист ба маънои музди мустаъҷир, «Мунтаҳиюлараб».
3. Харбузаи гармак, яъне харбуза ва гармак.

Имрӯз чӣ хӯрдаӣ?
Гуфт:
– Имтилоъ доштам ва беморӣ, се рӯз чиз нахӯрдаам.
Гуфт:
– Боре бигӯй, ки чӣ хӯрдаӣ?
Гуфт:
– Он қадр нест, ки кирои гуфтан кунад.
Гуфт:
– Он чӣ бошад?
Гуфт:
– Ҳолӣ ки ба ҷиҳати истилоҷ назди ту меомадам, ба дари дӯкони каллапазе расидам ва ӯ сари дег бикушод. Бӯи калла маро хуш омад. Аз ӯ шаш калла харидаму хӯрдам. Ту се калла гир. Ва чаҳор ман нони тунук[1] бо калла хӯрдам, ту ду ман гир. Баъд аз он хотирам ба ширинӣ кашид, даҳ ман ҳалвои бодом ба рӯи он хӯрдам, ту панҷ ман гир. Чун аз он ҷо бигузаштам, ба саллаи[2] ангури амирӣ расидам. Хотирам ба он кашид, бист ман ангур гирифтаму хӯрдам, ту даҳ ман гир. Баъд аз он ба дӯкони харбузафурӯше расидам ва дилам аз ширинӣ сӯхта буд. Шаст ман харбуза харидаму хӯрдам, ту сӣ ман гир.
Табиб, ки он шунид, гуфт:
– Ту низ ҳисоб нигоҳ дор, то ман бигӯям. Шаш сол сарсом шавӣ, ту се сол гир. Баъд аз он чаҳор сол диқ кунӣ, ту ду сол гир. Баъд аз он ҳар ду чашмат кӯр шавад, ту як чашм гир. Баъд аз он ҳар ду поят шал шавад, ту як пой гир. Баъд аз он ба дарди шикам бимирӣ ва чун туро дар қабр ниҳанду сад хирвор хок ба болои ту резанд, ту панҷоҳ хирвор гир.

* * *

Рӯзе табибе ҳозиқро назди подшоҳе оварданд, ки чашмаш дард мекард. Табиб гуфт:
– Пойи подшоҳро ҳино бояд баст.
Хоҷасарое он ҷо буд, эътироз карду гуфт:
– Эй табиб, чӣ муносибатест?
Гуфт:
– Он муносиб аст, ки хояи туро бо занахдони ту ҳаст, ки чун хояат бадар кананд, аз занахдони ту мӯе наруст.

---

1. Нони лавош мақсуд аст ва имрӯз ҳам дар ғолиби нуқот ба ҳамин ном мусталаҳ аст.
2. Салла: билфатҳа ва ломи мушаддад, занбил ва сабад. «Рашидӣ».

Подшоҳ аз он муориза бихандиду аз табиб он ҷавобро писандид ва ӯро асбу хилъат дод.

* * *

Шахсе назди табиб рафту гуфт:

– Дарде дорам, онро илоҷ кун. Пурсид, ки чӣ дард дорӣ?

Гуфт:

– Чанд рӯз аст, ки мӯи ман дард мекунад.

Табиб ҳайрон бимонд ва гуфт:

– Имрӯз чӣ хӯрдаӣ?

Гуфт:

– Нону ях.

Табибро ҳайрат афзуду гуфт:

– На дардат ба дарди одамиён мемонад ва на ғизоят ба ғизои оламиён.

* * *

Шоире ёвагӯй ва сарднафас пеши табибе рафт, ки чизе бар рӯи дили ман мегардад ва мӯҷиби ғашёну дилшӯра шудаву вақти маро нохуш медорад ва аз он ҷиҳат афсурдагии тамом ба ҳамаи аъзои ман сироят мекунад ва мӯй бар андоми ман мехезад. Табиб марде зариф буд, гуфт:

– Дар ин рӯзҳо ҳеҷ шеъре гуфтаӣ, ки ҳанӯз бар касе нахонда бошӣ?

Гуфт:

– Оре.

Гуфт:

– Бар ман бихон.

– Бихонд.

Бори дувум гуфт:

– Бихон.

– Бихонд.

Бори севум гуфт:

– Бихон.

– Бихонд.

Гуфт:

– Бархез, ки наҷот ёфтӣ. Ин шеър буд, ки бар рӯи дили ту мегашт ва мӯҷиби дилшӯраи ту буд ва хунукии он буд, ки дар аъзои ту сироят мекард. Чун онро берун додӣ, халос ёфтӣ.

* * *

Марде, ки даҳони ӯ иллати бухор дошту аз нафаси ӯ бӯи нохуш меомад, назди табиб рафту гуфт:

– Дар чашми ман ташвише пайдо шудааст. Эҳтиёт фармо ва

нек мулоҳиза кун, ки раге бархоста ё чире дар он афтода? Пас рӯи худро назди табиб овард.

Табиб бӯи даҳони ӯро эҳсос карду димоғаш аз он бӯй барошуфт. Гуфт:

– Эй мард, чашми ту ҳеҷ ташвише надорад, аммо илоҷи меъдаи худ кун, ки он чи аз манфази суфлӣ дафъ мебояд кард, меъдаи ту онро аз роҳи даҳон дафъ мекунад.

* * *

Марде назди табиб рафту аз дарди шикам фарёд мекард, гуфт:

– Барои Худо, ки ба фарёди ман бирас!

Табиб гуфт:

– Чӣ хӯрдаӣ?

Гуфт:

– Се ман бирёнкардаи сӯхта.

Табиб гуфт:

– Назди байтор рав, ки муолиҷаи чаҳорпоён тааллуқ ба вай дорад ва ман табиби одамиёнам.

* * *

Зарифе аз табибе пурсид, ки бӯса гарм аст ё сард?

Гуфт:

– Инро надонам. Лекин он қадр донам, ки сахт бодангез аст.

* * *

Табиберо диданд, ки ҳар гоҳ ба гӯристон расидӣ, ридо бар сар кашидӣ. Аз сабаби он суол карданд.

Гуфт:

– Аз мурдагони ин гӯристон шарм медорам, зеро бар ҳар кӣ мегузарам, шарбати ман хӯрдаст ва дар ҳар кӣ менигарам, аз шарбати ман мурдаст.

Байт:

Дил зи мижгони ту реш асту тан аз ғамза фигор,
Ҳар киро менигарам, тириҷафохӯрдаи туст[1].

## Фасли шашум
## Дар аҳкоми аҷибаи мунаҷҷимон

Мунаҷҷимеро бар дор карданд. Касе дар он маҳал аз ӯ пурсид, ки ин суратро дар толеи худ дида будӣ?

Гуфт:

1. Байт аз Ҷомист.

– Рафъате медидам, лекин надонистам, ки бар ин мавзеъ хоҳад буд.

* * *

Офтобае нуқра дар манзили подшоҳ гум шуд. Мунаҷҷимеро оварданд, ки ба илми толеи масъала нек доно буд ва он илм шариф аст дар фанни нуҷум. Он мунаҷҷим устурлоб гирифт ва толеи вақт пайдо кард ва назорати кавокибро дар он вақт мулоҳиза намуд ва баъд аз таҳқиқи балеғ гуфт:

– Ин офтобаи нуқраро ҳам худаш дуздидааст. Ҳозирон бихандиданду гуфтанд:

– Ин чӣ сухан аст, ки ту мегӯӣ?

Гуфт:

– Дар ин хона ҳеҷ «Физза» номе ҳаст? Ва «физза» ба арабӣ нуқраро гӯянд. Гуфтанд:

– Оре, ходимае ҳаст, Физза ном дорад.

Гуфт:

– «Ал-Физза ахазат алфизза», яъне он Физза ном ибриқи физзаро дуздида.

Баъд аз тафаҳҳуси ҳол чунон буд, ки гуфта буд.

Подшоҳ он ибриқро аз он ҷория гирифта, ба мунаҷҷим дод ва он ҷорияро ҷазои лоиқ дар канор ниҳод.

* * *

Дар замони Абӯмуашшари Балхӣ[1], ки саромади мунаҷҷимони замон буд, ангуштарии подшоҳи Балх дар ҳарамсарои ӯ гум шуд ва подшоҳ бағоят малул гашт ва онро ба фоли бад гирифту Абӯмуашшарро талабиду гуфт:

– Эй устод, агар ин ангуштарӣ пайдо нашавад, бисёре аз аҳли ҳарамро ба қатл мерасонам ва ғазаби азим меронам. Дар ин бобат иртифоъе бигиру дар толеъи вақт назаре кун ва нек мутаваҷҷеҳи ин маънӣ шав. Абӯмуашшар, баъд аз он ки толеъи вақт гирифта буд ва мулоҳизаи назароти сайёрот карда, гуфт:

– Ин ангуштариро Ҳақ субҳона ва таъоло фаро гирифтааст.

Подшоҳу муқаррабон ва соири ҳозирон аз он сухан мутааҷҷиб шуданд ва баъзе аз ҷуҳҳол бар ӯ хандиданд. Баъд аз тафаҳҳуси балеғ онро дар миёни мусҳафи подшоҳ ёфтанд.

1. Абӯмуашшар Ҷаъфар ибни Муҳаммад ибни Умари Хуросонии Балхӣ пешво ва устоди асҳоби нуҷум буда ва ҳам дар илми таърих ва сияри мулуки Форс ва ҳолоти дигари тавоиф рутбати баланд дошта ва таълифоти адида дорад. Вафоти вай дар соли 272 ва умраш аз сад мутаҷовиз будаст. «Луғатнома».

Подшоҳ Абӯмуашшарро хилъати хоса доду даҳ ҳазор динор барои ӯ фиристод.

* * *

Назди Хусрави Парвиз мунаҷҷиме буд дар ғояти маҳорат ва басорат. Рӯзе назди Хусрав омаду гуфт:

– Эй Хусрав, қотеъе ба толеи ман расида ва ман аз он бисёр ҳаросонам ва густохие ба хотирам омада, ки агар рухсат фармоӣ, ба арз расонам.

Хусрав гуфт:

– Туро дар ҳазрати мо дараҷаи қурбат аст. Бигӯ, он чи ба хотират расида.

Гуфт:

– Мехоҳам, ки даҳ рӯз дар қасри хоси Хусрав бошам ва шабҳо дар он ҷо хоб кунам, ки маъмани саодату иқболу маскани амонию омол аст, то он қотеъ аз дараҷаи толеи ман бигзарад.

Парвиз рухсат доду ӯ ҳар шаб наздики фироши Хусрав хоб мекард, то нӯҳ рӯз гузашт ва шаби даҳум даромад. Иттифоқан, ҷамъе душманони Парвиз, ки хобгоҳи ӯро маълум карда буданд, нақбе заданд, чунонки сар аз миёни он қаср бар кард паҳлӯи ҷомаи хоби мунаҷҷим. Ва эшон гумон бурданд, ки он Парвиз аст, сараш аз тан ҷудо карданд. Ва иттифоқан дар он вақт Хусрав дар ҳарамсарои хос буд ва аз он сурат хабар надошт ва чун сабоҳ ба қаср даромад ва он ҳол мушоҳида кард, аз илму дониши мунаҷҷим ҳайрон бимонд ва бар фавти ӯ ҳасрати бисёр хӯрд ва гуфт.

– Чун ӯ фидои мо шуд, ӯро ба дахмаи хоси мо баред.

Пас ӯро дар мақбараи хоси Кисро дафн карданд.

* * *

Султон Маҳмуди Ғазнавӣ рӯзе дар хонае чордар нишаста буд. Ҳаким Абурайҳонро[1] талабиду гуфт:

Толеи вақт бигир ва ҳукм кун, ки ман аз кадом дар аз ин чаҳор дар берун хоҳам рафт. Ва агар хилофи ҳукми ту зоҳир шавад, туро ба қатл расонам. Ҳаким ҳайрон бимонд, ки чӣ чора созад. Аммо чун бадхӯии ӯро медонист, аз имтисоли амр чора надид. Устурлоб бардошт ва иртифоъ гирифт ва мулоҳизаи тамом ва эҳтиёти балеғ ба ҷой овард. Баъд аз он чизе бар коғаз навишт ва дар ҳам печид ва дар зери чор болиши Маҳмуд ниҳод.

1. Абӯрайҳон Муҳаммад ибни Аҳмади Хоразмии Берунӣ (362-440). «Ҳадия», ҷ.2, с.65.

Пас Маҳмуд метин[1] талабиду бифармуд, то зилъеро, ки миёни машриқу шимол буд, бишкофтанд ва аз он шикоф берун рафт. Пас коғазро талабиду сар кушоду бихонд. Навишта буд, ки султон аз ҳеҷ дар берун наравад, балки деворро бишикофад ва аз он фарҷае, ки миёни машриқ ва шимол бошад, берун равад. Маҳмуд аз он ҳукм ангушти таҳайюр ба дандон гирифт ва бағоят ӯро мӯътақид шуд ва ҳам дар он маҷлис сад ҳазор дирами накд ба вай дод ва асби хосу хилъати хоса бар ӯ бахшид.

## Фасли ҳафтум
## Дар таъбироти аҷибаи муаббирон хобҳои подшоҳонро

Подшоҳе ба хоб дид, ки ҳамаи дандонҳои ӯ бирехт. Малул шуд. Алассабоҳ муаббиреро, ки дар он фан машҳур буд, бихонду хобро ба вай гуфт.

Муаббир гуфт:

– Ҳамаи авлоду азвоҷ ва ақрабои подшоҳ дар ҳузури ӯ бимиранд.

Подшоҳро он таъбир бағоят бад омаду бифармуд, то тамоми дандонҳои ӯро бе анбур аз даҳони ӯ кашиданду забони ӯро буриданд. Баъд аз он муаббири дигареро талабиду хобро ба вай гуфт.

Муаббири сонӣ марде буд доно ва хуштабъ.

Гуфт:

– Эй малик, ин хоб далолат бар тӯли умр мекунад. Ва таъбираш ин аст, ки умри подшоҳ дарозтар хоҳад буд аз умри ҳамаи авлоду азвоҷ ва ақрабои ӯ.

Подшоҳро ҳусни адои ӯ хуш омаду ӯро асбу хилъат бахшид ва ҳазор дирам дод. Ва ҳозиронро гуфт;

– Ин ҳар ду таъбир як аст, лекин он ба қубҳи тақрир худро дар вартаи ҳалок андохту ин ба ҳусни таъбир илами давлат бар афлок андохт[2].

---

1. Метин: бар вазни пешин, милест оҳанин, ки сангтарошон бад-он санг тарошанд ва бишкофанд ва бикананд, Амир Хусрав гӯяд:
Ба метини ризоят нақб зан бунёди ҳастиро,
Магар берун тавон ҷастан аз ин девори чоракон.
Ҳаким Фаррухӣ гӯяд:
Чандон ки ба шамшер ту бадхоҳ фикандӣ,
Фарҳод камаргоҳ нафикандаст ба метин. «Луғати Фурс, Ҷаҳонгирӣ, Анҷуманоро».
2. Нигоҳ кунед ба «Қобуснома», с.36.

* * *

Чун миёнаи Искандар ва Доро ҷангу ҷидол иштидод ёфт, ғалаба дар ҷониби Доро буд. Чун лашкариёни бисёр ороста дошту Искандар аз он ҷиҳат малул буд. Шабе дар он малолу килол ба хоб дид, ки бо Доро куштӣ мегирифт. Ногоҳ Доро ӯро бар замин заду пушти Искандар бар замин паҳн шуд. Чун бедор гашт, хавфу андӯҳи ӯ бияфзуд. Бо ҳакиме, ки дар илми таъбир маҳорати тамом дошту аз маҳрамони Искандар буд, он хобро зоҳир кард. Ҳаким аз шунидани он хоб изҳори башошат намуду Искандарро башорат доду гуфт:

– Аз ин хоб умедвор бошу андӯҳгин машав, ки ин далолат бар он мекунад, ки баъд аз Доро рӯи замин туро мусаллам хоҳад шуд. Чун ӯ пушти туро бар замин ниҳода ва рӯи замин туро дода.

Искандарро таъбири ӯ хуш омаду ӯро ба силаи нек бинавохт ва қавидил шуду кори Доро бисохт ва ба қуввати он таъбир рубъи маскунро ба ҳавзаи тасхир даровард[1].

* * *

Шабе Анӯшервон ба хоб дид, ки бо хуке аз як қадаҳ об мехӯрад. Чун бедор шуд, малул гашт ва бо вазир хобро тақрир карду таъбири он надонист. Анӯшервон бар ӯ ғазаб карду гуфт:

– Муддатест, ки туро тарбият кардам, то агар мушкиле пеш ояд, ҳал кунӣ ва агар бори диле рӯй бинамояд, бардорӣ. Ва акнун, ки маро коре афтодааст, аз ту ҳеҷ мадад намерасад. Туро се рӯз мӯҳлат додам, то таъбир кунӣ хоби маро бар ваҷҳе, ки хотирам сабук шавад. Ё муаббире доно пайдо кунӣ, ки рафъи ин алам кунад. Ва агар баъд аз се рӯз ин мушкилро ҳал накунӣ, туро ба сиёсат расонам.

Вазир аз пеши Анӯшервон мутаҳаййиру саргардон ба дар омаду тамоми ҳукамо ва муаббирону мунаҷҷимони Мадоинро ҷамъ кард ва қисса бозгуфт.

Эшон ҳарчанд фикр карданд, ҳеҷ коре нагушуд ва ҳеҷ таъбире рӯй нанамуд. Ва ин воқеа дар шаҳр шӯҳрат карду ба гӯши хосу ом ва хурду бузург расид.

Рӯзи севум вазир шунид, ки бар ду фарсанги шаҳр кӯҳест ва дар ӯ ғоре ва дар он ғор ҳакиме, ки узлат ихтиёр карда ва аз халқ мунқатеъ шуда, рӯй дар девор оварда. Вазир қасди зиёрати ӯ кард, то бошад, ки ҷароҳати ӯро марҳаме ниҳаду ӯро аз чунон ғаме раҳоӣ диҳад. Пас савор шуду мутаваҷҷеҳи он гашт. Дар он

---

1. Нигоҳ кунед ба «Ҷавомеъулҳикоёт», с.315.

асно ба сари кӯҳе расиду ҷамъи кӯдаконро дид, ки бо ҳам бозӣ мекарданд. Дар миёни эшон кӯдаке бо овози баланд гуфт:

– Вазир барои талаби муаббир ҳар сӯ метозаду ҳеҷ коре намесозад ва ҳол он ки таъбири ин хоб назди ман асту ҳақиқати он бар ман равшан.

Чун овози ӯ ба гӯши вазир расид, инон бозкашиду ӯро пеши худ талабид ва гуфт:

– Чӣ ном дорӣ?

Гуфт:

– Бӯзарҷмеҳр.

Гуфт:

– Ин ҳама ҳукамо ва муаббирон аз ҳоли ин воқеа фурӯ мондаанд, ту чӣ гуна даъвои таъбир мекунӣ?

Гуфт:

– Ҳама чиз ба ҳама кас надодаанд.

Гуфт:

– Бигӯ, таъбири онро.

Гуфт:

– Пеши Кисро бигӯям.

Гуфт:

– Агар оҷиз ой, чун бошад?

Гуфт:

– Чун худро ба Кисро биҳил кунам, то ивази ту маро бикушад.

Вазир ӯро ба ҳузури Кисро оварду қисса бозгуфт.

Кисро дар ғазаб шуд, ки баъд аз се рӯз кӯдакеро меёрӣ ва аз ӯ ҳалли чунин мушкил умед медорӣ?

Вазир сар дар пеш андохт.

Бузурҷмеҳр гуфт:

– Эй Кисро, ту кӯдак мабин. Онро бубин, ки мушкили туро ҳал мекунад. Чунонки пеши Кисро ҳеҷ кас намонад.

Гуфт:

– Бегонае дар ҳарамсарои ту бо канизе, ки дар ӯ тасарруф дорӣ, фасодӣ мекунад.

Кисро аз ин таъбир мутағаййир шуду аз оламе ба оламе рафту гуфт:

– Эй кӯдак, сухани бағоят азим гуфтӣ, ин суратро чӣ гуна бар сар тавон овард ва ба чӣ ваҷҳ маълум тавон кард?

Гуфт:

– Ҳар зани ҷамила, ки дар ҳарам дорӣ, аз пеши худ бараҳна бигузарон, то сирри кор бар ту равшан шавад.

Кисро ҳамчунон карду ҳар якро имъони назар менамуд ва дар ҳар яке ба фаросат тааммули тамом мефармуд. Дар он миён як ҷория, ки бағоят ҷамила буду Кисро таваҷҷӯҳи тамом ба вай дошт, аз пеши ӯ мегузашт. Чун дар баробари вай расид, раъша бар андомаш афтоду аз фарқ то андомаш ларза гирифт, ба масобае, ки аз пой даромад. Кисро ӯро пеш талабиду таҳдиди азим кард, ки рост бигӯй. Ӯ иқрор кард, ки бар яке аз ғуломони соҳибҷамол ошиқ буда ва ӯро пинҳон ба ҳарам мебурда дар либоси занон бо ҳам сӯҳбат медоштанд.

Кисро ҳардуро бар дор карду рӯй ба тарбияти Бӯзарҷмеҳр овард[1].

* * *

Гӯянд: дар миёни хулафои Бани Аббос ҳеҷ кас бо авлоди Ҳазрати Амиралмӯъминин (а) он душманӣ надошт, ки Мутаваккил ва чун зулму тааддии ӯ ба содоти алавӣ аз ҳад гузашт, рӯзе бо баъзе маҳрамон гуфт, ки имшаб Абӯтуробро ба хоб дидам, ки тозиёна кашиду ҳафт тозиёнаи муҳкам бар ман зад. Ва ман аз ин хоб тарсону ҳаросонам. Пас ҳукамо ва муаббиронро талабиду хобро бигуфт. Эшон дар якдигар нигаристанду ҳар як ба дигаре ҳавола карданд. Мутаваккил дарёфту гуфт:

– Он чи ҳаққи таъбир аст, бигӯед, ки ба шумо аз ман ғазабе мутаваҷҷеҳ нахоҳад шуд. Яке, ки аъламу аҷраъ буд, гуфт:

– Дар таъбир тозиёна ишорат аст ба шамшер ва ҳафт захми шамшер бар ту расад ва баъид аст, ки бахайр бигзарад. Ва ӯ аз он таъбир андешаманд шуда буд. Баъд аз чанд рӯз ҷамъе туркон ба боргоҳи ӯ даромаданду ӯро ба шамшер пора-пора карданд ва писараш Мунтасирро[2] ба хилофат бардоштанд. Ва ӯ бар хилофи падараш содоти алавиро тафаққуд фармуду тааҳҳуд намуд ва дар таъзиму тавқири эшон афзуд .

Вай он хобро аз падар шунида буд. Гуфт:

– Таҳқиқ кунед, падарро ба чанд пора карданд?

Гуфтанд:

– Шаш пора.

Гуфт:

– Ӯ дар воқеъ ҳафт тозиёна хӯрда буд. Бояд, ки ба ҳафт пора шуда бошад. Баъд аз таҷассуси балеғ диданд, ки як банди ангушти дасташ ҷудо шуда буд. Бар ҳамагон сиҳҳати он хоб зоҳир шуд.

---

1. Ин ҳикоят аз «Ҷавомеъулҳикоёт».
2. Абӯҷаъфар Муҳаммад ал-Мунтасир биллоҳ (4 шавволи 247-3 рабиъуссонии 248). «Мӯъҷамулансоб».

## Фасли ҳаштум
## Дар таъбироти аҷибаи Ибни Сирин[1]

Пӯшида намонад, ки номи вай Муҳаммад ибни Сирини Басрист. Ва аз кибори тобеъин буда ва олиму зоҳид ва обиду сиқаву одил буда ва дар соли саду даҳум аз ҳиҷрат вафот ёфта ва дар вақти вафот ҳафтоду ҳафтсола буда ва баъд аз Юсуфи пайғамбар (а) дар илми таъбир мисли ӯ кам буда ва шаммае аз таъбироти ӯ эрод меёбад:

* * *

Касе назди Ибни Сирин омад, ки ба хоб чунон дидам, ки хуни бисёр аз бинии ман рафт.

Гуфт:

– Моли бисёр аз дасти ту биравад.

Дигаре аз ақиби он кас омаду гуфт:

– Чунон ба хоб дидам, ки хуни бисёр аз бинии ман омад.

Гуфт:

– Моли бисёр ба дасти ту ояд.

Шогирдон гуфтанд:

– Эй устод, ҳарду як хоб дидаанд. Ин таъбири нақизи он чарост?

Гуфт:

– Хун дар илми таъбир молу сармоя аст ва ман ин ду таъбири нақиз аз тақрири эшон фаро гирифтам. Он, ки аввал омад, гуфт:

– Дидам, ки хун рафт.

Гуфтам, ки мол аз дасти ту биравад. Ва он ки дувум омаду гуфт:

– Дидам, ки хун омад.

Гуфтам:

– Мол ба дасти ту ояд. Ва ончунон шуд, ки ӯ гуфта буд.

* * *

Касе назди вай омаду гуфт:

– Дидам дар хоб як гули савсан.

Гуфт:

– Як сол бадӣ ва сахтӣ бинӣ.

Гуфтанд:

– Аз куҷо мегӯӣ?

Гуфт:

1. Кунияаш Абӯбакр буда ва «Ҷавомеъуттаъбир» аз ӯст. «Ҳадия», ҷ.2, с.7.

– Аз калимаи «савсана» фаро гирифтам, таъбири хоби ӯро. Чун он калима мураккаб аст аз «сав» ва «сана». Сав бадист ва сана сол. Пас савсана бадии яксола бошад. Ва ончунон шуд, ки ӯ гуфта буд.

* * *

Касе назди вай омад, ки ба хоб дидам, ки байзае дуздидам ва дар зери чӯбе пинҳон кардам.

Гуфт:

– Аз феъли шуми худ тавба кун, ки чунон менамояд, ки сифати қиёдат одати ту гаштаасту мекунӣ занонро дар зери мардон ба ҳаром.

Гуфт:

– Ту ин аз куҷо донистӣ?

Гуфт:

– Аз он ҷо ки Ҳақ таъоло мардонро гуфта: «Ташбеҳ кардааст мардонро ба чӯби хушк». Ва ин оя дар шаъни мунофиқон аст, ки фармуд:

– Гӯиё эшон чӯбҳои хушканд ба девор боз ниҳода.

Ва занонро гуфта:

– Гӯиё эшон байзаҳои пинҳонанд, ки аз гарду ғубор поку покизаанд.

Пас, ту, ки байза дар зери чӯб మениҳӣ, занонро дар зери мардон мекунӣ. Он мард бар дасти Ибни Сирин тавба кард.

* * *

Зане пеши вай омаду гуфт:

– Ба хоб дидам, ки мӯи ман норанҷе бор овардаст.

Гуфт:

– Агар рост мегӯӣ, аз ҳаромӣ обистан шудаӣ. Ва ончунон буд, ки Ибни Сирин таъбир карда буд.

* * *

Фақире шабе ба хоб дид, ки пой бар боли Ҷабраил дораду намоз мегузорад. Чун бедор шуд, ба мулозимати яке аз урафои замон рафту хоби худро арз кард.

Фармуд, ки магар дар намоз пой бар варақе аз авроқи Каломуллоҳ ниҳодаӣ?

Ӯ ба хона омаду дар зери мусаллое, ки бар болои он намоз мегузорд, эҳтиёт кард, варақе аз Мусҳаф ёфт.

# БОБИ НӮҲУМ
# ДАР ЛАТОИФИ ШУАРО, БАДЕҲА ГУФТАНИ ЭШОН ДАР МАҲАЛҲО ВА ЗИКРИ БАЪЗЕ АЗ АҶОИБИ САНОЕИ ШЕЪРӢ ВА ҒАРОИБИ БАДОЪЕИ ФИКРӢ

## Фасли аввал
## Дар латоифи шуаро нисбат ба салотин

Саълабӣ[1] шоире аз шуарои пойтахти Мансури халифа буд. Гуфт:

– Рӯзе қасидае ғарро гуфтам ва ба умеди силаи куллӣ пеши халифа бурдаму бар ӯ хондам ва дараҷаи қабул ёфт. Баъд аз он гуфт:

– Эй Саълабӣ, кадом дӯсттар дорӣ? Он ки туро сесад динор зари сурх диҳам ё се калима ҳикмат ба ту омӯзам, ки ҳар яке ба сад динор зари сурх арзад. Ман бинобар хушомад гуфтам:

– Ҳикмати боқӣ беҳ аз неъмати фонӣ.

Гуфт:

– Калимаи аввал он ки чун ҷомаи ту кӯҳна бошад, мӯзаи нав мапӯш, ки бад намояд.

Гуфтам:

– Оҳ, вовайло, ки сад динорам бисӯхт!

Халифа лаб ширин карду[2] гуфт:

– Калимаи дувум он ки чун равған дар риш молӣ, ба зери риш марасон, ки гиребонро чарб кунад.

Гуфтам:

– Дареғ, сад дареғ, ки дивист динорам зоеъ шуд. Халифа табассум карду гуфт:

– Калимаи севум…

Пеш аз он ки баён кунад, гуфтам:

– Эй халифаи рӯзгор, бар иззати парвардгор, ки ҳикмати севумро захира нигоҳ дор ва сад динори боқиро ба ман деҳ, ки он моро ҳазор бор нофеътар аст аз ҳикмат шунидан. Халифа бихандиду бифармуд, то понсад динор зари сурх оварданду ба ман таслим карданд.

---

1. Шинохта нашуд.
2. Барои табассум истилоҳи ширинест.

* * *

Абӯмуқотили Зарир[1], ки аз фусаҳо ва шуарои араб аст, қасидае дар мадҳи Ҳодӣ Халифа[2] бигуфт, ки матлааш ин аст:

Ло тақул башарӣ ва лакина башариёни,

Ғурратулҳодӣ ва явмулмеҳрҷони.

Ҳодиро хуш наёмад ва бар ӯ эътироз кард, ки эй Зарир, ибтидои қасида ба лафзи «ло» кардаӣ, ки калимаи нафй аст ва ин мубораку маймун нест. Абӯмуқотил гуфт:

– Ҳеҷ калимае дар олам афзал ва ашраф аз калимаи тавҳид нест, ки «Ло илоҳа иллаллоҳу» аст ва ибтидои он ба ҳарфи «ло» аст. Ҳодиро ҷавоби ӯ хуш омаду силаи вофир дод.

* * *

Ҳаким Хоқонӣ[3] аз барои хоқони кабир Манучеҳршоҳ, ки подшоҳи Ширвон буд, байте фиристод ва чизе талабид. Байт ин аст:

Вашақе деҳ, ки дар барам гирад,

Ё вушоқе, ки дар бараш гирам.

Вашақ пӯстинест ва вушоқ ғуломи содарӯй, ки мулозими хос бошад. Хоқон дар қаҳр шуд, ки ӯ маро дар ин байт ба дунҳимматӣ берун овардааст, ки гуфта ин деҳ ё он деҳ. Чаро аз ман ҳар дуро наталабид? Хабар ба Хоқонӣ бурданд. Магасеро як бол биканд ва назди ӯ фиристод, ки ман бо вушоқе гуфта будам. Ин магас як нуқтаи дигар паҳлӯи нуқтаи «бо» ниҳод ва онро «йо» сохт. Хоқон бихандид ва вашақе бо вушоқе барои ӯ фиристод.

* * *

Мавлоно Музаффари Ҳиравӣ[4] дар замони маликони[5] Ҳирот қасидагӯе забардаст будаст ва дар ашъори Ҳоқонӣ татаббӯъ ме-

---

1. Абӯмуқотили Зарир аз ҷумлаи шуарои араб, мулозими даргоҳи Дояи Кабир. «Луғатнома».
2. Дар мадҳи ҳукмрони Табаристон Дояи Кабир Ҳасан ибни Зайд, мутаваффӣ ба соли 270 гуфт, нигоҳ кунед ба «Таърихи Табаристон», ҷ.1, с.240 ва «Ҳабибуссияр», ҷ.2, с. 409 ва 410.
3. Номаш Иброҳим ва кунияташ Абӯбадил, лақабаш Афзалуддин ва Ҳисону-л-Аҷам, вафоташ 592, мадфанаш мақбараи шуаро воқеъ дар маҳаллаи Сурхоби Табрез. «Муқаддимаи Абдуррасулӣ бар девони Хоқонӣ».
4. Аслаш аз Хофи Хуросон аст. Музаффар шоири худсито буда ва муосирони худро, аз қабили Салмони Соваҷӣ ва Хоҷуи Кирмониро ба шоирӣ қабул надошта ва дар ғояти бетакаллуфӣ мезиста. Гӯянд, дар вақти марг девони худро ба об афканда, ки баъд аз Музаффар ҳеҷ кас қадри сухани вай нахоҳад донист, балки маънии он низ фаҳм нахоҳад кард. Давлатшоҳ, саҳ. 263.
5. Малик: подшоҳ ва Худованд. «Мунтаҳиюлараб».

карда ва дар мадҳи малик Муиззуддин Ҳусайн[1] қасоиди ғарро гуфта. Рӯзе қасидае бар малик мехонд. Чун бад-ин байт расид:

Зери қадди қадри ӯ нӯҳ қуббаи хазрову хур,
Тӯдае чанд аз рамод асту дурахшон ахгаре.

Малик ба вай таарруз карда гуфт:

– Ин маъниро Ҳоқонӣ дар қасидае гуфтааст, ки:

Чист меҳри сипеҳр бо қадраш?
Ахгаре дар миёни хокистар.

Мавлоно ба ҳам баромаду гуфт:

– Ин маъниро Ҳоқонӣ аз ман бурдааст.

Малик Ҳусайн гуфт:

– Ин сухан чун рост ояд? Ва ҳол он ки Ҳоқонӣ ба умрҳо пеш аз ту вафот ёфта.

Мавлоно гуфт:

– Эй малик, маониро, ки дар азал аз мабдаи файёз мутаваҷҷеҳи рӯҳи ман буда, Ҳоқонӣ дар роҳ дуздида ва ба номи худ кардааст.

Малик бихандид ва бар он қасида Мавлоноро силаи лоиқ дод.

* * *

Чун Амир Темур[2] вилояти Форсро мусаххар карду ба Шероз омад ва шоҳ Мансурро[3] бикушт, Ҳофизи Шерозиро[4] талабид. Ва ӯ ҳамеша мунзавӣ буд ва ба фақру фоқа мегузаронид. Саййид Зайнулобидини Гунобадӣ[5], ки назди амир Темур қурбе тамом дошт ва муриди Ҳофиз буд, ӯро ба мулозимати амир Темур овард. Амир дид, ки осори фақру риёзат аз ӯ зоҳир аст.

Гуфт:

– Эй Ҳофиз, ман ба зарби шамшер тамоми рӯи замин хароб кардам, то Самарқанду Бухороро маъмур кунам ва ту онро ба як холи ҳинду мебахшиву мегӯӣ:

Агар он турки шерозӣ ба даст орад дили моро,
Ба холи ҳиндуяш бахшам Самарқанду Бухороро.

Ҳофиз гуфт:

---

1. Дар соли 732 ҷулус кард ва дар 771 вафот ёфт. «Ҷаҳоноро».
2. Қутбиддин Амир Темури Курагонӣ (771-807). «Мӯъҷамулансоб».
3. Шуҷоуддин шоҳ Мансур ибни Шарафуддин Музаффар ибни Муборизуддин Муҳаммад ибни Музаффар (789-795). «Мӯъҷамулансоб».
4. Хоҷа Шамсуддин Муҳаммад ибни Хоҷа Баҳоуддин (791ҳ.). «Майхона», с.80 ва 83.
5. Номи ин вазир дар «Муҷмали Фасеҳӣ» ворид шуда ва номи писарони ӯро Фасеҳи Хофӣ дар «Муҷмали Фасеҳӣ» овардааст. «Таърихи асри Ҳофиз», с., 392.

– Аз ин бахшандагиҳост, ки бад – ин фақру фоқа афтодаам.

Амир Темур бихандид ва барои Ҳофиз вазифаи лоиқ таъйин намуд[1].

* * *

Лутфии шоир[2] тарбияткардаи Мирзо Бойсунқур[3] буд. Рӯзе қасидаи радифи «боғ»-и Мавлоно Музаффари Ҳиравиро ҷавоби некӯ гуфт ва ба арзи Мирзо расонид. Фармуд, ки қасидаи радифи «сарой»-и ӯро низ ҷавоб гӯй.

Гуфт:

– Аввал бубинам, ки аз боғи ӯ чӣ бармехӯрам, баъд аз он қадам дар сарои ӯ ниҳам.

Мирзо бихандид ва ӯро силаи вофир дод.

## Фасли дувум
## Дар латоифи шоирон нисбат ба тавонгарон ва бахилон

Шоире аз барои бузурге, ки ба бухл мансуб буд, қасидае гуфт ва дар он қасида ӯро ситоиши бисёр кард. Баъд аз он бар ӯ хонд. Ва ӯ намехост, ки шоирро сила диҳад, балки мехост ба сухан бигзаронаду ба таҳсин аз сар боз кунад.

Гуфт:

– Эй фалон, некӯ шеър гуфтаӣ, некӣ кунад худои таъоло бо ту. Муродаш он ки некӣ аз Худо чашм бидору аз ман тамаъ мадор.

Шоир муроди ӯ дарёфту гуфт:

– Некӣ мекунад Худои таъоло ба ман, лекин аз мазҳари ту, яъне туро воситаи рӯзии ман месозад.

Он бузургро ҷавоби ӯ хуш омаду ӯро риояти куллӣ намуд.

* * *

Шоире дар мадҳи хоҷае бахил қасидае бигуфт ва бархонд, ҳеҷ сила надод. Як ҳафта сабр кард ва асаре зоҳир нашуд. Қитъаи тақозое бигуфт ва бигзаронид, хоҷа илтифот нанамуд. Баъд аз чанд рӯз ҳаҷв кард, хоҷа худро ба он наёвард. Шоир биёмад ва

---

1. Давлатшоҳ низ ин қиссаро нақл карда бо ин тафовут, ки дар ин ҷо воситаи мулоқот ҳам зикр шуда ва аз ин ҳайс комилтар аст. Вале чун дар соли 795 ҳ., ки шоҳ Мансур кушта шуд, Ҳофиз дар қайди ҳаёт набуд, эҳтимол меравад, ки ин воқеа марбут ба сафари аввали Темур ба Шероз бошад, ки дар соли 789 будааст. «Давлатшоҳ», с., 305 ва «Таърихи асри Ҳофиз», с., 391 ва «Аз Саъдӣ то Ҷомӣ», с., 212.
2. Лутфӣ маликулкаломи замони худ буда, ба туркию форсӣ ду девон дорад.
3. Бойсунқур ибни Шоҳрух наққошу хаттот ва шоиру мураббии ҳунармандон буд, дар 37-солагӣ вафот ёфту дар масҷиди Гавҳаршод ба хок супурда шуд. «Ҳабибуссияр», ҷ.3, с., 622.

бар дари хонаи ӯ мураббаъ бинишаст. Хоҷа берун омаду ӯро дид, ки ба фароғат нишастааст.

Гуфт:

– Эй мубрами беҳаё, мадҳ гуфтӣ, ҳеҷат надодам, қитъаи тақозо овардӣ, парво накардам, ҳаҷв кардӣ, худро ба он наёвардам. Дигар ба чӣ умед ин ҷо нишастаӣ?

Гуфт:

– Бад-он умед, ки бимирӣ ва марсияат ҳам бигӯям.

Хоҷа бихандиду ӯро силаи некӯ бахшид.

* * *

Хоҷае бемор шуд ва бар бистари мараз афтод ва он беморӣ имтидод ёфт. Шоире, ки ошно ва дӯсти ӯ буд, дар он муддат ба аёдат наёмад. Чун хоҷа сиҳҳат ёфт ва бо ӯ мулоқот кард, аз рӯи гиламандӣ гуфт:

– Ин ҳама бемории саъб кашидаму як бор маро аёдат накардӣ.

Гуфт:

– Маъзур дор, ки ба марсия гуфтан машғул будам.

## Фасли севум
## Дар латоифи шуаро ва зарофатҳои эшон бо якдигар

Салмони Соваҷӣ дар ҳаҷви Убайди Зоконӣ, ки дар ҳаҷвгӯӣ бемуҳобо ва дар ҳаззолӣ беҳаё будааст, ин қитъа бигуфт:

Ҷаҳаннамию ҳиҷогӯ Убайди Зоконӣ,
Муқаррар аст, ба бедавлатию бединӣ.
Агарчи нест зи Қазвину рустозодаст,
Валек мешавад андар ҳадис қазвинӣ.

Дар Хуросон машҳур аст, ки фалон қазвинӣ шуд, яъне дар қаҳр шуд ва ғализ гашт. Чун ин қитъа ба Убайди Зоконӣ расид, барои тааррузи Салмон аз Қазвин ба Бағдод рафт. Иттифоқан Салмонро бар канори Даҷла ёфт, ки ба ҳашмати тамом бо ҷамъе аз аъёни Бағдод ва гурӯҳе аз шуарову зурафо нишаста буд. Пеш рафту салом кард. Салмон пурсид:

– Чӣ касӣ ва аз куҷо меоӣ?

Гуфт:

– Марде мискинам ва аз вилояти Қазвинам.

Гуфт:

– Ҳеҷ шеъри Салмон ёд дорӣ?

Гуфт:

– Дорам. Ва ин ду байт бихонд.

Ман хароботияму бодапараст,
Дар хароботи муғон ошиқу маст.
Мекашандам чу сабу дӯш ба дӯш,
Мебарандам чу қадаҳ даст ба даст.

Пас гуфт:

– Салмон мардест аз аҳли фазлу балоғат ва маро гумон нест, ки ин шеър ӯ гуфта бошад, балки ғолиби занни ман он аст, ки ин шеърро зани ӯ ҳасбулҳоли худ гуфтааст, чи ин гуна шеър ба занон нисбат кардан авло менамояд, ки эшонро дӯш ба дӯш ва даст ба даст мебаранд.

Салмон аз ин сухан азим ба ҳам баромаду бағоят мунфаъил шуд, чунон ки араќи ташвир аз ҷабини ӯ равон гашт ва ба фаросат дарёфт, ки Убайди Зоконист. Савгандаш дод, ки ту фалонӣ нестӣ?

Гуфт:

– Ҳастам.

Пас, бо Салмон оғози итоб кард, ки ту худатро марде фозилу доно мегирӣ, касеро, ки ҳаргиз надидаӣ ва ҳақиқати ҳоли ӯ надониста ва миёни туву ӯ кулфате, ки мӯҷиби мазаммат бошад, воқеъ нашуда, ҳаҷв кардан чӣ маънӣ дорад? Ман азимати Бағдод хос аз барои гӯшмоли ту карда будам ва мехостам, ки туро дар маҷлиси подшоҳ сазо диҳам. Лекин толеи ту қавӣ буд, ки бар канори Даҷла ба чанги ман афтодӣ, то андаке дил ба ту пардохтам ва туро қадре мутаассир сохтам. Салмон бархост ва узри ӯ бихост ва бо ӯ муонақа кард ва хонаи худ бурду бар рӯи вай сӯҳбатҳо баровард.

* * *

Рӯзе ҳаким Анварӣ дар бозори Балх мегузашт, ҳангомае дид, пеш рафт ва сар дар миён кард. Марде дид, ки истода ва қасоиди Анварӣ ба номи худ мехонд ва мардум ӯро таҳсин мекарданд.

Анварӣ пеш рафту гуфт:

– Эй мард, ин ашъори кист, ки мехонӣ?

Гуфт:

– Ашъори Анварӣ.

Гуфт:

– Анвариро мешиносӣ?

Гуфт:

– Чӣ мегӯӣ? Анварӣ манам.

Анварӣ бихандиду гуфт:

– Шеърдузд шунида будам, аммо шоирдузд надида будам.

* * *

Мардуми Тӯсро ба гов нисбат кунанд. Рӯзе дар маҷлиси Мирзо Бобур Лутфии шоир паҳлӯи Тӯсии шоир афтода буд. Тӯсӣ бар сабили зарофат аз Лутфӣ пурсид, ки куҷоӣ?

Гуфт:

Паҳлӯи гов.

* * *

Шайх Камоли Хуҷандӣ[1] дар ашъори худ «саг» бисёр мегӯяд. Ҳасани Деҳлавӣ «дилбанд» бисёр мегӯяд. Шоире ҳар ду девонро дар як муҷаллад дар дасти касе дид.

Гуфт:

– Инҳоро аз ҳам ҷудо соз ва аз якдигар дур андоз, мабодо сагони Камол дилбандҳои Ҳасанро бихӯранд.

* * *

Мирзо Мироншоҳ фарзанди амир Темури Курагон чун ба ҳукумати Табрез рафт, ба мулозимати Мавлоно Муҳаммад Ширини Мағрибӣ[2] расид, ки аз урафои шуарост ва он ҷо мурид шуд ва ҳар ҳафта як бор ба хонаи ӯ мерафт. Ва баъд аз чанд вақт, ки ба сӯҳбати Хоҷа Камол расид ва латофати сӯҳбати ӯ бидид, аз муридии Мавлоно Муҳаммад худро бозчид[3] ва ба мулозимати Хоҷа Камол печид ва ҳар ҳафта ду бор ба хидмати Хоҷа мерафт ва Мавлоно Муҳаммад аз он сурат бағоят биранҷид. Ва даъби[4] Хоҷа он буд, ки ҳар сабоҳ суфра мениҳод ва тамоми акобиру аъёни Табрез ба сари суфраи ӯ ҳозир мешуданд ва ҳар рӯз Хоҷаро аз он ҷиҳат харҷи куллӣ меафтод. Рӯзе Мирзо Мироншоҳ камари заррини мурассаъ ба ҷавоҳири қимате ба тариқи «назр»-гӯён пеши Хоҷа фиристод, ки инро харҷи суфра кунед. Хоҷа бифармуд, то онро бифурӯхтанд ва баҳои онро, ки зари бисёр буд, биттамом харҷи як суфра карданд ва тамоми хавосу авоми Табрезро бар сари он суфра ҳозир гардониданд ва ҳеҷ кас намонд, ки наёмад, илло Мавлоно Муҳаммади Ширин. Ва атбоъи ӯ, ки аз он суфра тахаллуф намуданд. Дар он маҷлис Мирзо Мироншоҳ аз бузурге пурсид, ки ҷиҳат чист, ки Мавлоно Муҳаммад наёмаданд?

---

1. Камолиддин ибни Масъуди Хуҷандӣ мутаваффӣ ба соли 803 дар Табрез, аз машоҳири шуаро ва урафои қарни ҳаштуми ҳиҷрист. «Аз Саъдӣ то Ҷомӣ», с. 343.
2. Мавлоно Муҳаммади Ширин машҳур ба Мағрибӣ аз шуаро ва урафои нимаи дувуми қарни ҳаштум буда, вафоташ дар Табрез ба соли 809 рӯй намуд ва муддати умраш шаст сол буд. «Ҳабибуссияр», ҷ.3, с.549.
3. Бозчидан: бардоштан.
4. Даъб: хӯй, хислат ва одот. «Мунтахаб».

Гуфт:

– Ғолибан дардмандӣ доранд.

Мирзо аз Хоҷа пурсид, ки Мавлоно чӣ дарде доранд?

Хоҷа гуфт:

– Дарди камар.

**Фасли чаҳорум**
**Дар латоифи орифи Ҷом нисбат ба тавоифи аном ва шуарои айём**

Рӯзе Мавлоно Саъдиддини Кошғарӣ[1] ва Хоҷа Шамсиддин Муҳаммади Кӯсавӣ[2] ба хидмати эшон пеши Хоҷа Абӯнасри Порсо[3] нишаста буданд. Ногоҳ Шоҳтаййиб[4], ки аз хулафои шайх Зайниддини Хофӣ[5] буд, ба он маҷлис даромад ва бар Хоҷа Шамсиддин Муҳаммад муқаддам нишаст. Ва аҳли маҷлисро аз тақаддуми ӯ кароҳат шуд, зеро ки Хоҷа ҳам олим буду ҳам ориф ва ҳам аз авлоди Шайхулислом Аҳмади Ҷом. Азизон хомӯш буданд. Дар он асно чашми Шоҳтаййиб бар тоқи хона афтод ва «Саҳеҳ»-и Муслим бар канори тоқ буд ва бар ҳошияи он навишта буданд, ки «Китоби Муслим». Ӯ гумон бурд, ки он лафзи «мусаллам» аст ба ташдиду фатҳи лом. Аз Хоҷа Абӯнаср пурсид, ки «Китоби мусаллам» дар чӣ фан аст?

Хоҷа гуфтанд:

-«Муслим» бигӯед, ки «мусаллам» набошад.

Ӯ гуфт:

– Ин лафз худ «мусаллам» аст, ғояташ он ки ташдиде бар сар надорад.

---

1. Мавлоно шайх Саъдуддини Кошғарӣ аз кибори машойихи сӯфия буда, вафоташ дар чаҳоршанбеи ҳафтуми ҷумодиюлохири санаи 860 рӯй дод ва қабраш дар хиёбон дар Тахти мазор, ки ба ҷиҳати эшон таъйин шуда буд, воқеъ аст. «Мазороти Ҳирот», с.149 ва «Нафаҳот», с.462.
2. Хоҷа Шамсиддин Муҳаммад ал-Кӯсавӣ ал-Ҷомӣ аз авлоди кибор ва аҳфоди бузургвори ҳазрати Шайхулислом Аҳмад ал-Ҷомӣ ан-Номақӣ (441-536) ва ҷомеъ буд миёни улуми зоҳирӣ ва ботинӣ ва вафоташ дар соли 863 воқеъ шуд ва қабраш дар зовияи ҷанубу ғарбии масҷиди ҷомеъи Ҳирот аст, дар ҳамон хонае, ки маскан дошт. «Мазороти Ҳирот», с.161 ва «Нафаҳот», с. 574.
3. Баъд аз Хоҷа Муҳаммади Порсо (722) валади Муҳаммад ибни Маҳмуд ал-Ҳофизӣ ал-Бухороӣ самараи шаҷараи таййибаи вай Хоҷа Ҳофизуддин Абӯнасри Порсо, ки пояи улуми шариат ва русуми тариқатро ба волиди бузургвори худ расонида буд, қоиммақоми падари худ шуд, вафоташ дар санаи 765 иттифоқ афтод ва дар Қуббатулисломи Балх мадфун гашт. «Нафаҳот», с. 453.
4. Дар ахбори ин давра ва аҳволи ин табақа номе аз вай нест.
5. Шайх Зайнуддин Абӯбакр ал-Хофӣ аз акобири аҳли иршод буд ва дар соли 838 реҳлат кард, қабраш дар ҷавори идгоҳи Ҳирот аст. «Мазороти Ҳирот», с. 134.

Эшон[1] гуфтанд:

– Бар ин тақдир «мусаллам».

* * *

Вақте ки Эшон дар сафари Ҳиҷоз ба Бағдод расиданд, Пир Ҷамоли Ироқӣ бо ҷамъе аз муридон ба дидани эшон омад. Ва вай шайхе муаззам буд ва мӯътақид фиҳи аксари хавосу авом ва пӯшиши ӯ ва муридон аз сар то пой ҳама пашми шутур мебуд. Чун чашми Пир бар эшон афтод, гуфт:

– Ҷамоли илоҳӣ дидем.

Эшон гуфтанд:

– Мо низ ҷимоли илоҳӣ дидем, яъне шутурони Худойро.

* * *

Мавлоно Шайх Ҳусайн[2] дар замони султон Абӯсаид Мирзо мӯҳтасиби баистиқлол буд, чунон ки Мирзо гуфта буд, ки Мавлоно шарики мулки ман аст. Рӯзе габреро мусулмон сохта буд ва дастори худ бар сари ӯ ниҳода ва аз хизонаи Мирзо барои ӯ ҷома гирифта буд ва савор карда, бо дуҳулу нақора ва сурною карной гирди бозорҳо бармеовард. Пеши эшон гуфтанд, ки Мавлоно имрӯз габреро мусулмон сохта ва дасти худ бар сари ӯ ниҳода.

Эшон гуфтанд:

– Мавлоно шаст сол аст, ки дастор бар сари габре мениҳад.

* * *

Дар замони Мирзо Бобур фақеҳе донишманди самарқандӣ Мавлоно Мазид ном ба Ҳирот омада буд. Рӯзе эшон дар маҷлиси Мирзо буданд ва Мавлоно Мазид ҳам ҳозир буд. Мирзо аз ӯ пурсид, ки дар лаъни Язид чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Раво нест, зеро ки аз аҳли қибла буда.

Мирзо рӯй ба эшон карду гуфт:

– Мавлоно Мазид худ ин мегӯяд, шумо чӣ мегӯед?

---

1. Мурод аз «Эшон» дар ин фасл Орифи Ҷом, яъне Нуриддин Абдурраҳмони Ҷомист, вилодаташ дар 817 буда ва вафоташ дар рӯзи ҷумъаи ҳаждаҳуми Муҳаррами санаи 898 ва қабраш дар Тахти Мазори Ҳирот воқеъ аст. «Мазороти Ҳирот», с.5 то 20.
2. Мавлоно Камолиддин Шайх Ҳусайн муриди донишманд буд ва аз оғоз то анҷоми давраи Абӯсаид мансаби иҳтисоб дошт ва пас аз вай низ чанде муҳтасиби султон Ҳусайн Мирзо буд ва дар соли 888 даргузашт. «Ҳабибуссияр», ҷ.8, с.108.

Гуфтанд:

– Мо мегӯем: Сад лаънат бар Язиду сади дигар бар Мазид[1].

* * *

Рӯзе шайх Садриддини Равосӣ[2], ки аз ҷумлаи хулафои шайх Зайниддини Хофӣ буд, ба сари мазори шайх Зайниддини Хофӣ омада ва пеши эшон дар ранги каромот мегуфт, ки дар нимаи моҳи муборакн рамазони ин сол имкон дорад, ки вабо шавад.

Яке аз акобир дар он маҷлис гуфт:

– Имкон дорад, ки нашавад.

Шайх гуфт:

– Имкони ақлӣ надорад.

Ҳазрати махдум гуфтанд:

– Имкони беақлӣ дорад.

* * *

Рӯзе Ҳофиз Ғиёси[3] муҳаддис, ки аз машоҳири уламои замон буд, бемор шуд. Ва Эшон ба аёдати вай омаданд. Ҳофиз сухан аз ҳақоиқ ва маорифи сӯфия дар миён овард. Ва чун татаббӯи он илм кам карда буд ва истилоҳоти эшон кам варзида, баъзе масоил мухолифи истилоҳ гуфт. Ва Эшон дар муқобили он гуфтугӯ сукут карданд ва чун аз пеши Ҳофиз рафтанд. Ҳофиз ба ҷамъе аз уламо ва фузало, ки баъд аз он ба аёдати ӯ омада буданд, гуфт:

– Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ имрӯз ин ҷо буд. Чандон масоили ғомизаи сӯфия гуфтам, ки гӯш гирифт.

Ин хабар ба Эшон расид, фармуданд:

– Аз он суханон, ки ӯ гуфт, гӯш мебоист гирифт.

---

1. Саййид Неъматуллоҳи Ҷазоирӣ (р) мутаваффӣ ба соли 1112 дар «Заҳруррабеъ» овардааст, ки ҳокими Бағдод мардумро аз лаъни Язид манъ намуд. Иттифоқан шоир Адиб Соиб ба азми зиёрати эътиборот вориди Бағдод шуда буд. Пас ин шеър гуфт:
Ҳокими Бағдод ҳукме карда, мебояд шунид,
То ки ӯ бошад, набояд кард лаънат бар Язид.
(Тарҷумаи «Заҳруррабеъ», с.250).
2. Шайх Садриддин Равосии Исфароинӣ ҳовии улуми зоҳирӣ ва ҷомиъи фунуни ботинӣ буд. Дар замони султон Абӯсаид ба Ҳирот рафту дар даҳуми рамазони 871 вафот ёфт. Султон бар ҷанозаи ӯ намоз гузорд ва шайх Қутбиддин Муҳаммад писари шайх Садриддин ҷанозаи падарро ба Ҷувайн бурда, дар хонақоҳе, ки сохтаи ӯ буд, мадфун гардонид. «Ҳабибуссияр», ҷ.4, с.103.
3. Ҳофизи Ғиёс қудваи арбоби илму ирфон ва умдаи муҳаддисони замони худ буд. Вафоташ дар 897 буда ва қабраш дар шимоли хиёбон дар мақбараи шайх Баҳоуддин Умари Ҷағорагӣ (857) воқеъ аст. «Мазороти Ҳирот», с.34.

* * *

Шайхулисломи Ҳирот Мавлоно Сайфиддин Аҳмад[1] шунид, ки Эшон ба хонаи баъзе аз муқаррабони султон Ҳусайн Мирзо ба расми аёдат рафтаанд ва аз таоми ӯ хӯрда.

Гуфт:

– То Мавлоно Абдурраҳмони Ҷомӣ аз таоми фалон тановул карда, мо даст аз ислом шустаем.

Ин хабар ба Эшон расид.

Гуфтанд:

– То вай шайхулислом шуда, мо даст аз ислом шустаем.

* * *

Шайхе пеши Эшон мегуфт, ки уламову фуқаҳо маро аз самоъ манъ мекунанд ва ҳол он ки ман аз тарафи модар шофеъимазҳабам ва дар мазҳаби шофеъӣ самоъ равост.

Эшон гуфтанд, ки ту аз тарафи модар самоъ мекун.

* * *

Пире аз акобири Самарқанд, ки риши дароз дошт, рӯзе бо ду писари худ пеши Эшон омада буд. Ва писарони ӯ ба тақрибе сифати ангурҳои диёри худ мекарданд. Дар он асно гуфтанд:

– Дар вилояти мо ангуре мебошад сиёҳу болидаву пуршира, ки онро «риши бобо» мегӯянд ва дар Хуросони шумо мисли он ангур нест. Эшон фармуданд, ки мо низ ангуре сиёҳу болидаву ширин дорем, ки онро «хояи ғуломон» мегӯянд. Ва «хояи ғуломон»-и мо беҳ аз «риши бобо»-и шумост.

* * *

Қозии Ғур марди сиёҳчурдаву қабеҳулваҷҳ, фарбеҳу пурмӯй буд ва муддате ба ҷиҳати кифояти муҳиммоти худ дар Ҳирот монда буд. Рӯзе назди Эшон омад.

Гуфтанд:

– Ту дар ин шаҳр бисёр бимондӣ. Чаро ба вилояти худ намеравӣ?

Гуфт:

– Дар вилояти мо хук бисёр шудааст.

Эшон гуфтанд, ки ин замон камтар шуда бошад.

* * *

Мавлоно Ғиёс фақеҳе буд касифу ва кавдан ва гӯши калоне

1. Шайхулислом Аҳмад Мавлоно Сайфуддин Аҳмад дар илми тафсиру ҳадис ва фиқҳ бешубҳа ва соири фунуни ақлӣ ва нақлӣ аз аксари уламои замон афзал буд. Дар рамазони санаи 916 ба сиояти асҳоб ғарази фармони Ҳумоюншоҳӣ ба муохиза ва мусодираи он ҷаноб судур ёфт ва ҳам дар он айём кушта шуд. «Ҳабибуссияр», ҷ.4, с.349.

дошт. Аз ин ҷиҳат ӯро «Ғиёси хар» мегуфтанд ва дар Ҳирот ба ин лақаб машҳур ва маъруф буд. Рӯзи ҷумъа баъд аз намоз пеши Эшон омад. Аз ӯ пурсид, ки Мавлоно, аз куҷо меоӣ?

Гуфт:

– Аз маҷлиси Мавлоно Ҳусайни Воиз[1].

Гуфтанд, ки дар он маҷлис чӣ шунидӣ?

Гуфт:

– Аз пои тахти минбар ба ҷиҳати издиҳоми мардум дур афтода будам ва овози воиз ба гӯши ман намерасид.

Гуфтанд:

– Агар овози воиз ба гӯши ту намерасид, гӯши ту ба овози воиз мерасид.

* * *

Амир Алишер[2] барои худ чанд ҷо гӯрхона таъйин карда буд. Аввал, дар ҳаволии равзаи муқаддасаи Разавия ало сокиниҳо ассалому ваттаҳия, дувум, дар мазори хоҷа Абдуллоҳи Ансорӣ[3], севум, дар мазори Мавлоно Саъдиддини Кошғарӣ, чаҳорум, дар паҳлӯи масҷиди ҷомеъ, ки худ сохта буд.

Ин хабар ба Эшон бурданду он мавозеъро шумурданд.

Фармуданд, ки оё Мир Алишер дар кадом гӯр хоҳад хусбид?

* * *

Рӯзе шоҳзодае бағоят соҳибҷамол аз авлоди Темур дар маҷлиси Эшон қитъае наботи мисрӣ ба дандон бишикаст ва баъзе аз он ба оби даҳони ӯ тар шуд. Пораҳои наботро ба кафи даст ниҳод ва Эшонро гуфт:

– Хидмат, Шумо, кадом қитъаро мехоҳед?

Эшон фармуданд:

– Онро, ки беш тар аст.

---

1. Мавлоно Камолиддин Ҳусайн Кошифии Воиз олим буду зоҳиду мутаварреъ ва обид, дар тафсиру таъвили Қуръон хатти вофир дошт ва дар илми нуҷум ва иншо бемисли замони худ буд. Бисту ҳафт китоби таълиф ва тасниф дорад. Мавлоно ба соли 910 дар Ҳирот вафот ёфт. «Мазороти Ҳирот», с.33.
2. Амир Низомиддин Алишер ибни Амир Ғиёсуддин Муҳаммад дар шеъри форсӣ мутахаллис ба Фонӣ ва дар шеъри туркӣ мутахаллис ба Навоӣ (844-906) вазири султон Ҳусайн Мирзо Бойқаро, вазораташ аз соли 877 шурӯъ шуд ва ин байт таърихи он аст:
   Чун мӯҳр зад ба давлат султони рӯзгор,
   Таърих шуд, ҳамин ки «Алишер мӯҳр зад».
   Вай бисту шаш китоби таълиф ва таснифу тарҷума дорад, аз ҷумла девони ашъори форсӣ, ки шаш ҳазор байт аст.
3. Шайхулислом Хоҷа Абдуллоҳи Ансорӣ, умри шарифаш ҳаштоду чаҳор сол буд, дар соли 481 вафот ёфт ва мазораш дар Ҳирот аст. «Мазороти Ҳирот», с. 50 то 69.

* * *

Эшон дар авони ҷавонӣ ба ҷавоне тааллуқи хотир доштаанд ва дар ғалаботи ишқу ҷунуни ошиқӣ тароше зада буданд ва ин қитъа гуфта:

Эй, ки дорӣ бар сари хубони олам сарварӣ,
Сар набуду сирри савдои ту дар сар доштам.
Гар тарошидам сару ришу сутурдам мӯ ба мӯ,
Сарзаниш кам зан, к-аз он мақсуди дигар доштам.
Монда буд аз ҳастии ман дар ғамат мӯеву бас,
Оқибат он ҳам ба покӣ аз миён бардоштам.

* * *

Дурудгарписаре, ки охири ҳусни ӯ буд ва хатташ оғози дамидан карда буд ва гоҳ-гоҳ тароше мезад, рӯзе пеши Эшон аз дурудгарии худ мелофиду мегуфт:

– Барои фалон кас чунин даре тарошидам ва барои фалон чунон панҷарае.

Эшон гуфтанд:

– Чӣ шавад, ки барои мо низ рише битарошӣ?

* * *

Аз ҷумлаи латоифи манзумаи Эшон аст ин қитъа, ки дар ҳеҷ девон дарҷ накардаанд:

Дуздаке қуфли хонаам бигшод,
То раҳу расми хештан варзад.
Гирди он хона беҳ зи қуфл наёфт
Ҳеҷ чизе, ки ҳаббае арзад.
Ногаҳон бонге аз дарун бархост,
Қуфлро баргирифту бар дар зад.

* * *

Марде бахил, ки даъвои зарофат мекард, рӯзе пеши Эшон нишаста буду аз рӯи зарофат мегуфт:

– Се оқча[1] дорам, мехоҳам, ки ба он чизе бихарам ва аз он чандон бихӯрам, ки сер шавам ва он чи боқӣ монад, бифурӯшам ва ҳамон се оқча ҳосил кунам.

Эшон фармуданд:

– Ба доруссалх[2] рав ва шиканбае ба се оқча бихар ва он чӣ даруни ӯст, бихӯр ва шиканбаро боз ба се оқча бифурӯш.

* * *

Марде буд, ки мӯи маҳосинаш рӯй ба сафедӣ ниҳода буд ва ба баъзе доруҳои нопок ришро ранг мекард. Дар пеши Эшон гуфтанд:

---

1. Оқча: ба мадду сукун, қофу ҷими форсӣ, зару танга. «Маъруфуллуғот».
2. Доруссалх: кушторгоҳ.

– Фалон мегӯяд, ки ман ҳалвое мехӯрам, ки риши ман сиёҳ мемонад.

Эшон фармуданд:

– Гуҳи саг мехӯрад.

* * *

Чун Эшон дар сафари Ҳиҷоз ба Симнон расиданд, роҳдорон ва тамғочиён қофилаи Эшонро басе ташвиш доданд, ки шумо баъзе аз матоъҳоро аз тамғочиён гурезонидаед. Чӣ хаёл доред? Мо шалворҳои шуморо бозхоҳем ҷуст.

Эшон фармуданд:

– Ҳар чӣ дар шалворҳои мо биёбед, аз они шумо.

* * *

Дар замони Мирзо Улуғбек Эшон чанд гоҳ дар Самарқанд мебуданд. Дар он замон ҷавоне соҳибҷамол ва шоирпешаву зариф аз Кобул ба Самарқанд омада буд ва Хокӣ тахаллус мекард ва ба он машҳур буд. Рӯзе Эшон бо ҷамъе аз зурафо аз пеши Хокӣ мегузаштанд ва ӯ бо гурӯҳе аз талабаи илму зурафои Самарқанд нишаста буд, бар сабили таарруз гуфт:

– Куҷо мераванд харони Хуросон?

Эшон дар ҷавоб фармуданд, ки хоке нарм меҷӯянд, ки бар ӯ ғалтанд.

* * *

Яке аз шуарои Самарқанд пеши эшон нишаста буд. Яке аз аҳли маҷлис аз ӯ пурсид, ки дар шаҳри шумо шоир бисёр аст ё не?

Гуфт:

– Дар шаҳри мо шоир аз саг бештар аст.

Эшон фармуданд, ки дар шаҳри мо боре аз саг камтар аст.

* * *

Шоире муҳмалгӯй пеши Эшон гуфт, ки дӯш Хоҷаи Хизр алайҳиссаломро ба хоб дидам, ки оби даҳони муборак дар даҳони ман андохт.

Эшон гуфтанд:

– Ғалат дидаӣ. Хизр мехоста, ки туф дар рӯй ва риши ту афканад. Ту даҳон боз доштаӣ ва дар даҳони ту афтода.

* * *

Яке аз шуаро пеши Эшон гуфт:

– Девони Камол ва девони Хоҷа ва сад калимаи ҳазрати Амир (Алишер)-ро ҷавоб гуфтаам.

Эшон фармуданд:

Худойро чӣ ҷавоб хоҳӣ гуфт?

* * *

Шоире пеши Эшон ғазале бихонду гуфт:

– Мехоҳам, ки ин ғазалро дар дарвозаи шаҳр овезам, то шӯҳрат кунад.

Эшон фармуданд:

– Мардум чӣ донад, ки он шеъри туст, магар туро низ паҳлӯи шеърат биёвезанд?

* * *

Шоире муҳмалгӯй пеши Эшон мегуфт:

– Чун ба хонаи Каъба расидам, девони шеъри худро аз барои таяммун ва табаррук дар ҳаҷаратуласвад молидам.

Эшон фармуданд:

– Агар дар оби Замзам мемолидӣ, беҳтар будӣ.

* * *

Яке аз шайхзодаҳои шаҳр, ки холӣ аз балоғате набуд ва даъвои шеъру шоирӣ мекард, ин ғазали Эшонро татаббӯъ карда буд ва пеши Эшон оварда:

Баски дар ҷони фигору чашми бедорам, туӣ,
Ҳар кӣ пайдо мешавад аз дур, пиндорам, туӣ.

Баъд аз он ки ғазали худро тамом гузаронид, бар матлаи Эшон эътироз карду гуфт:

– Шумо дар ин матлаъ фармудаед:

«Ҳар кӣ пайдо мешавад, аз дур пиндорам, туӣ». Шояд харе ё гове пайдо шавад?

Эшон гуфтанд:

– Пиндорам, туӣ.

Он шайхзодаи сода ин қадар надониста буд, ки ҳамчунонки дар каломи араб лафзи «ман» дар ғолиби аҳвол барои зилуқул аст ва лафзи «мо» барои ғайри зилуқул, дар каломи форсиён низ лафзи «кӣ» барои зилуқул аст ва лафзи «чӣ» барои ғайри зилуқул. Пас, «ҳар кӣ пайдо мешавад» ин маънӣ дошта бошад, ки «ҳар кӣ пайдо мешавад аз ҷинси одамиён».

* * *

Мавлоно Соғарӣ шоире буд, ки ба Эшон бозгашти тамом дошт ва Эшон гоҳ-гоҳ бо вай мутоиба мекарданд. Рӯзе ба иморате машғул буданд ва ҳар яке аз асҳоб коре мекарданд. Мавлоно Соғарӣ бар пой истода буд ва як пою зону ба бағал гирифта ва такя бар он карда.

Яке ӯро гуфт:

– Чаро ту коре намекунӣ?

Эшон фармуданд:
– Ӯ дар нигоҳ медорад.

* * *

Мавлоно Соғарӣ ба бухл муттаҳам буда, ғурраи рамазон пеши Эшон нишаста буд ва дар он рӯз шакке афтода буд, дар рӯъяти ҳилол. Ва ҳокими шаръи мунодӣ фармуда буд, ки мардум бояд то вақти завол чизе нахӯранд.

Эшон фармуданд:
– Мавлоно Соғарӣ боре алассабоҳ чизе хӯрда.

Яке аз асҳоб гуфт:
– Ба фаромӯшӣ хӯрда бошад.

Эшон гуфтанд:
– Агар дар ҳуҷраи худ хӯрда бошад, ба фаромӯшӣ хӯрдааст.

* * *

Ва Эшон дар шаъни Мавлоно Соғарӣ фармудаанд:

Соғарӣ мегуфт: – Дуздони маъонӣ бурдаанд,
Ҳар куҷо дар шеъри ман як маънии хуш дидаанд.
Дидам аксар шеърҳояшро, яке маънӣ надошт,
Рост мегуфт, он ки маъниҳошро дуздидаанд.

Ин қитъа шӯҳрат кард. Чун бар Мавлоно Соғарӣ хонданд, пеши Эшон омад ва гила оғоз карду гуфт:

– Ман ходими деринаи ин остонам ва Шумо қитъае фармудаед, ки дар тамоми шаҳр шӯҳрат карда ва ҳар ҷо мерасам, бар ман мехонанду механданд ва ин қитъа маро расвои олам сохта.

Эшон фармуданд, ки мо гуфта будем «шоире» мегуфт ва котибону зарифони шаҳр онро ба тасҳиф «Соғарӣ» сохтаанд.

* * *

Мавлоно Соғарӣ риши дароз дошт. Рӯзе дар сари Хиёбон[1] бар канори Ҷӯи Нав бо фарзанди ҳафтсолаи Эшон Хоҷа Зиёвуддин Юсуф[2] истода буд ва дар он Ҷӯи Нав касе асп мешуст ва даст дар соғрӣ[3] ва думи ӯ мекашид.

Мавлоно Соғарӣ аз Хоҷа пурсид:
– Соғрӣ ва думи асп ба чӣ монад?

Хоҷа фармуд:
– Соғрии ӯ ба рӯи Соғарӣ ва думи ӯ ба риши Соғарӣ.

---

1. Хиёбон – номи гӯристонест дар Ҳирот ва ин маъниро аз китоби «Мазороти Ҳирот» дарёфтаам.
2. Муаллифи китоб дар «Рашаҳоти айнулҳаёт», ки таълифи дигар аст аз ӯ, таърихи вилодати вайро 882 сабт кардааст. Нигоҳ кунед ба тарҷумаи аҳволи Ҷомӣ дар «Рашаҳоти айнулҳаёт».
3. Соғрӣ: кафали асп (рон, сурин, сағар).

* * *

Мавлоно Алии Сурх аз ходимони Эшон буд. Рӯзе дар китобхонаи мадраса давоти шангарф дар пеш доштанд ва ба сурхӣ чизе менавиштанд.

Мавлоно гуфт:

– Ин шангарф беранг аст. Агар фармоед, биравам ва шангарфи рангин пайдо кунам.

Фармуданд:

– Ҳоҷат ба он нест. Ту қатрае аз оби бинии худ дар ин давот чакон, то сурх шавад.

* * *

Мавлоно Алии Сурх ҳар рӯз як-ду бор ба шаҳр омадӣ ва такудави бисёр кардӣ. Рӯзе пеши Эшон нишаста буд.

Ӯро гуфтанд:

– Ду-се қатра об бар сиёҳии давот рез. Ӯ қатрот дар давот мечаконид. Дар он маҳал Эшонро гуфт:

– Ман ин қатраҳо мечаконам, шумо ба сихе онро мешӯронед.

Эшон фармуданд:

– Некӯ бошад, аз мо сиху аз ту қатра!

* * *

Рӯзе Мавлоно Зулӣ ном касе назди Эшон омада буд ва ӯ қавӣ нодону содалавҳ буд, ки алфози номавзун бар якдигар мебаст ва онро назм хаёл мекард ва ба қайди китобат дармеоварду ҳама ҷо мехонд ва мардум механдиданд. Пас аз Эшон маншурномае талабиду иброму муболиға аз ҳад гузаронид ва ба рӯҳи азизон савганд дод, ки албатта барои ман чизе нависед, ки ба он дар миёни шоирон ва зарифон муфохарат ва мубоҳот кунам.

Эшон давоту қаламу коғаз талабиданд ва барои мурооти хотири ӯ ин руқъа дар маҷлис навиштанд, ки: «Хидмати Мавлоно Зулӣ фақиронро ба ҳузури худ мушарраф сохт ва ба хондани ашъори дилпазири худ бинавохт. Пояи шеъраш аз он баландтар аст, ки дар тангнои вазн гунҷад, ё касе тавонад, ки онро ба мизони табъ санҷад. Худо аз ӯ ва аз ман ва аз тамоми касоне, ки бидуни қасд сухан мегӯянд, бигзарад».

## Фасли панҷум
## Дар бадеҳа гуфтани шуаро ба ҳузури салотин

Шабе Маҳмуди Ғазнавӣ[1] дар мастӣ зулфи Аёзро[1], ки ба вай

1. Даврони умраш шасту се сол буд ва муддати салтанаташ ба истиқлол сию як

алоқаи муҳаббат дошт, бибурид ва сабоҳ ҳушёр шуд, аз карда бағоят пушаймон гашта, ба мотами зулфи ӯ сиёҳ пӯшид ва бисоти айш дарнавардида, се шабонарӯз бо ҳеҷ кас сухан нагуфту лаб накушод ва ҳеҷ аҳадеро аз муқаррабону надимон назди худ роҳ надод. То умарову вузаро ва соири мулозимон ба танг омаданд ва руҷӯъ ба Абулқосим ибни Аҳмади Унсурӣ[2] карданд, ки маликушшуарои пойтахти Маҳмуд буд ва дар фунуни шеъру шоирӣ маҳорати тамом дошт. Пас, ӯро гуфтанд, ки агар ту ба бадеҳа ва латифае султонро аз ин қабз берун орӣ ва ин бор аз хотири нозукаш бардорӣ, мо туро сад ҳазор дирами нақд хидмат кунем.

Унсурӣ баъд аз он ки се рӯз ин сурат гузашта буд, ба ҳаволии ҳарамсарой бигузашт ва худро аз дур ба Султон намуд. Султон ӯро талабиду гуфт:

– Эй Унсурӣ, ҳеҷ мебинӣ, ки дар мастӣ бар дасти мо чӣ хатое рафтааст? Акнун дар ин боб шеъре бигӯй.

Унсурӣ замини хидмат бибӯсиду бар бадеҳа гуфт:

Рубоӣ

Имрӯз, ки зулфи ёр дар костан аст,
Чӣ ҷои ба ғам нишастану хостан аст,
Ҳангоми нишоту вақти май хостан аст,
К-оростани сарв ба перостан аст.

Султонро ин рубоӣ аз ӯ бағоят хуш омад ва фармуд, то дурҷе пур аз ҷавоҳири қиматӣ оварданду се бор даҳони ӯро пури дурру гавҳар карданд ва умаро низ сад ҳазор дирам бар он афзуданд ва Султон бо Аёз ва соири муқаррабону надимон ба базми айшу тараб нишастанд ва чиҳил шабонарӯз суруди созандагон ва навои навозандагон ин рубоӣ буд. Ва ба ин бадеҳа қадру манзалати Унсурӣ азим бияфзуд ва ин қисса ба тафсил дар китоби «Маҳмуд ва Аёз» ба силки назм кашида шудааст[3].

* * *

Муиззӣ[4] аз ҷумлаи фузалои шуарост ва дар асл аз Нишопур

---

сол ва дар 421 даргузашт. «Ҳабибуссияр», ҷ.2, с. 375.

1. Абуннаҷми Аёз – ғуломи маҳбуби Султон Маҳмуди Ғазнавӣ ва ӯ аз ҳавохоҳони Масъуд ибни Маҳмуд буд ва дар Нишопур ба хидмати ӯ пайваст ва изҳори итоат кард. «Луғатнома».
2. Мутаваффӣ дар 431. «Давлатшоҳ», с.46.
3. Аз манзумоти Мавлоно Фахриддин Алӣ «Маҳмуд ва Аёз», ки бар вазни «Лайлӣ ва Маҷнун» дар силки таҳрир кашидаанд, дар миёни мардум машҳур аст ва бисёре аз маъонии дақиқа дар он рисола мундариҷ ва мазкур. «Ҳабибуссияр», ҷ.4, с.346.
4. Амирушшуаро Муҳаммад ибни Абдулмалики Нишопурӣ мутахаллис ба Муиззӣ, вафоташ байни санавоти 518-521 буда (нигоҳ кунед ба муқаддимаи девони Муиззӣ …).

буд ва дар мабодии ҳол ба сипоҳигарӣ шуғл менамуд. Ва охири кор ба мулозимати султон Ҷалолиддин Маликшоҳ[1], ки хулосаи дудмони Салҷуқ буд, шитофт ва дар хидмати ӯ мансаби маликушшуаройӣ ёфт. Ва сабаби ин мансаб бадеҳае буд, ки аз ӯ воқеъ шуд ва он чунон аст, ки шоми иди рамазоне султон бар боми қаср буд бо муқаррабону надимон ва ба ҷустани ҳилол шаъафи тамом дошт ва мардуми ҳадидунназар ҳарчанд меҷустанд, намеёфтанд. Ногоҳ назари султон бар ӯ афтод ва бағоят масрур шуду ба дигарон намуд. Муиззӣ дар он маҳал ҳозир буд. Султон гуфт:

– Дар сифати моҳи нав бадеҳае бигӯй.

Ва ӯ ин рубоӣ бигуфт:

Рубоӣ

Эй моҳ, камони шаҳрёрӣ, гӯӣ,
Дар гӯши сипеҳр гӯшворӣ, гӯӣ.
Наъле зада аз зари иёрӣ, гӯӣ,
Ё абруи он турфа нигорӣ, гӯӣ.

Султонро ин рубоӣ аз ӯ писанд афтод ва мартабаи ӯро баланд карда, ба рисолат ба Қайсари Рум фиристод ва гӯянд аз он сафар чиҳил қатор шутур қумошу матои нафис ба Исфаҳон овард. Хоқонӣ мӯътақиди шеъри ӯ буда ва мункири шеъри Рашиди Ватвот[2].

* * *

Рашиди Ватвот[3] номи ӯ Муҳаммад ибни Абдулмалик аст ва дар анвои фазоил зуфунун будааст ва дар асл аз Балх аст, аммо дар Хоразм сокин буда ва зуҳури вай дар давлати Отсиз ибни Султон Муҳаммади Хоразмшоҳ[4] буда ва тарбият аз ӯ ёфта. Ва ӯ бағоят ҳақирҷуссаву теззабон буда ва аз ин ҷиҳат ӯро «Ватвот» гуфтаанд, ки исмест хаттофро, ки фарастук аст. Ва Отсиз дар асл яке аз ғуломзодагони султон Ҷалолиддин Маликшоҳ[5] буд ва султони вилояти Хоразмро баъд аз фавти падараш султон

---

1. Ҷалолиддавла Муиззуддин Абулфатҳ Маликшоҳ ибни Албарслони Салҷуқӣ (465-485). «Мӯъҷамулансоб».
2. Муаллифи китоб ин ҳикоятро аз «Тазкира»-и Давлатшоҳ гирифта ва Давлатшоҳ ҳикояти «Чаҳор мақола»-ро таҳриф карда ва тағйир дода, бо изофате чанд дар китоби худ мундариҷ сохтааст.
3. Амир Имом Рашидуддин Саъдулмалик Муҳаммад ибни Муҳаммад ибни Абдулҷалил ибни Абдулмалики Умарӣ котиби маъруф ба хоҷа Рашиди Ватвот, мутаваффӣ ба соли 573.
4. Абулмузаффар Алоуддавла Отсиз ибни Муҳаммад вилодаташ 492, вафоташ ҷумойдиюлохири санаи 551, муддати подшоҳияш сӣ сол аз 521. «Мӯъҷамулансоб».
5. Ҷалолуддавла Муъизиддин саҳеҳ аст.

Муҳаммад ба вай тафвиз намуд ва вай ҳар сол як бор ба Марв меомад ва мулозимати султон мекарду бозмегашт. Ва аксари авқот бо куффори татор ҷиҳод мекард ва аз эшон мардуми бисёр мекушту ғаноими бешумор мегирифт. Ва бад-он сабаб соҳиби яроқу истеъдоди азим гашт ва молу маноли хатир ба даст овард ва бағоят қуввату макнату шавкат ҳосил кард.

Чун султон Ҷалолиддин вафот ёфт ва султон Санҷари[1] писараш ба подшоҳӣ нишаст, Отсиз сар ба фармони ӯ наёварду гардан аз рабқаи тоаташ бартофт ва оғози туғёну исён кард. Ва лашкари Санҷар фавҷ-фавҷ аз Марв гурезон рӯй ба Хоразм ниҳоданд ва тарки мулозимати хидмати султон Санҷар доданд. Дар ин маҳал Рашиди Ватвот қасидае дар мадҳи Отсиз гуфт, ки матлааш ин аст:

Отсизи Ғозӣ ба тахти мулк баромад,
Давлати Салҷуқу Оли ӯ ба сар омад.

Ин матлаъ ба самъи Санҷар расиду кинаи Рашид дар дил гирифт ва лашкаре азим аз Марв бардошт, ба дафъи Отсиз рӯй ба Хоразм ниҳод ва ҳаким Анварӣ дар мулозимати ӯ буд ва дар он маҳал Отсиз дар қалъаи Ҳазорасп, ки ҳисне буд бағоят ҳасин, иқомат дошт ва Рашид бо ӯ буду Санҷар онро медонист. Пас Отсиз ҳисорӣ шуд ва султон бифармуд, то оғози муҳориба карданд ва дар аснои ҳарб султон Анвариро фармуд, ки бадеҳае бигӯй, то бар тир banданд ва дар қалъа афкананд. Анварӣ дар ҳузури султон ин рубоӣ бигуфт:

Рубоӣ

Эй шоҳ, ҳама мулки ҷаҳон ҳасб турост,
В-аз давлату иқболи ҷаҳон касб турост.
Имрӯз ба як ҳамла Ҳазорасп бигир,
Фардо Хоразму сад ҳазор асп турост.

Ин рубоиро бар тир бастанду дар қалъа андохтанд ва мардуми қалъа онро пеши Отсиз бурданд. Чун рубоиро бихонд, Рашидро гуфт:

– Филфавр бадеҳае бигӯй, то бар тир баста ва ба лашкари Санҷар андозанд.

Ва Рашид дар пеши Отсиз ин рубоиро бигуфт:

Рубоӣ

Эй шаҳ, ки ба ҷомат маи софист, на дурд,
Аъдои туро зи ғусса хун бояд хӯрд.

---

1. Носириддин Абулҳорис Аҳмад Санҷар ибни Маликшоҳ оғози салтанаташ 24 зилҳиҷҷаи санаи 511 ва вафоташ 552. «Мӯъҷамулансоб».

Гар хасми ту, эй шоҳ, бувад Рустам гурд,
Як хар зи Ҳазораспи ту натвонад бурд.

Пас Отсиз бифармуд, то онро бар тир бастанд ва дар лашкари Санҷар андохтанд ва мардум онро пеши султон бурданд. Ва султон донист, ки он назми Рашид аст. Кина бар кина бияфзуд ва савганд ёд кард, ки чун Рашид ба дасти вай афтад, ӯро ба ҳафт пора кунад. Ин хабар ба Рашид расид ва азим битарсид.

Баъд аз он султон бифармуд, то лашкар ба як бор ҳамла оварданду ба ҷанги сахт дарпайвастанд ва кор бар аҳли қалъа танг шуд. Отсиз тоби муқовимат надошт ва шабошаб аз қалъа бигурехт ва дар он шаб Рашидро фурсати он набуд, ки ҳамроҳи Отсиз берун равад ва дар зовияе мутаворӣ шуд.

Султон Санҷар ҳукм кард, то ӯро пайдо кунанд. Баъд аз тафаҳҳуси балеғ ӯро дар гӯшае ёфтанд ва хабар ба султон оварданд. Ҳукм кард, ки ӯро бар сари бозор ба ҳафт пора кунанд. Ӯ зорӣ кард, ки аввал маро пеши Хоҷа Мунтаҷибуддини Бадеи котиб[1] баред, ки муншии девону надими маҷлиси султон аст, ки ду калима арзадошт кунам. Баъд аз он ҳукми султон биронед. Ӯро пеши Хоҷа бурданд.

Гуфт:

– Ман шунидам, ки султон ҳукм фармуда: «Маро ба ҳафт пора кунанд» ва ҳол он ки ман мурғаке ҳақирам. Маро ба ҳафт пора кардан холӣ аз ташвише нест. Агар султон иноят карда, бифармоянд, то маро ба ду пора кунанд, лутфе бошад. Хоҷа бихандиду сухани ӯро ба арзи султон расонид. Султон табассум фармуду гуфт:

– Ӯ аз он ҳақиртар аст, ки ба ду пора низ тавон кард. Ӯро бигузоред, то ҳар куҷо хоҳад, равад.

Ӯро бигузоштанд, то ба мулозимати Отсиз рафт ва умри дароз ёфту солҳо мулозимати писари Отсиз Эларслон[2] кард, то нек пиру муаммар шуд, чунонки рӯзгори писари Эларслон Султоншоҳро[3] низ дарёфт. Ва чун Султоншоҳ валиаҳди падар шуд, орзуи сӯҳбаташ дошт. Бифармуд, то ӯро бар тахти равон ниҳода, пеши ӯ бурданд, вақте ки пушти ӯ хамида буд ва пойҳои ӯ аз рафтор монда. Чун Султоншоҳ бо ӯ мулоқот кард, аз рӯи имтиҳон ва табъозмоӣ гуфт:

---

1. Муаййадуддавла Мунтаҷибуддини Бадеъ Атобак ал-Ҷувайнӣ.
2. (551-568). «Мӯъҷамулансоб».
3. Султоншоҳ – Абулқосим Маҳмуд ибни Эларслон, мутаваффӣ ба соли 589. «Мӯъҷамулансоб».

– Эй Рашид, маро насиҳате кун ба як рубоӣ, ки дар он ҳам зикри сифати ҷадду падарам бошад ва ҳам зикри сифати ман.

Рашид пеши ӯ бар бадеҳа ин рубоӣ гуфт:

Рубоӣ

Ҷаддат вараqи замона аз зулм бишуст,
Адли падарат шикастаҳо кард дуруст,
Эй бар ту қабои салтанат омада чуст,
Ҳон, то чӣ кунӣ, ки навбати давлати туст?

Султоншоҳ бар ин рубоӣ ӯро чиҳил ҳазор дирам бахшид.

* * *

Чун Султон Санҷар ба азми тасхири мамолики Мовароуннаҳр азимат кард, ҳамаи хонон иттифоқ карда, дар саҳрои Насаф ҳуҷум карданд. Ва дар он муҳориба шикаст бар султон афтод. Ва чун бар лаби Ҷайҳун фуруд омад, бағоят малулу маҳзун буд. Фариди котиб[1], ки аз шогирдони Анварист ва шоиру фозил буда, дар он лашкар ҳамроҳ буд ва пеши султон бар пой истода. Султон фармуд:

– Эй Фарид, дидӣ, ки маро чӣ гуна чашм расид? Дар ин ҳол ки пеш омада, бадеҳае бигӯй, ки бори дилам сабук шавад.

Фарид ин рубоӣ гуфт:

Рубоӣ

Шоҳо, зи синони ту ҷаҳоне шуд рост,
Теғи ту ҷиҳил сол зи аъдо кин хост.
Гар чашми баде расид, он ҳам зи қазост,
К-он кас, ки ба як ҳол бимондаст, Худост.

Султонро ин рубоӣ мӯҷиби ҷамъияти хотири тамом шуд ва ӯро силаи лоиқ дод.

* * *

Шабе дар Марв барфе азим борид ва Маҳастӣ[2], ки ҷамилаву хуштабъ будааст ва маъшуқи Султон Санҷар, пеши ӯ буд. Баъд аз он ки султон як лаҳза хоб карда буд, бедор шуду аз Маҳастӣ пурсид, ки ҳаво чӣ ҳол дорад? Ӯ бадеҳа ин рубоӣ гуфт:

Рубоӣ

Шоҳо, фалакат аспи саодат зин кард,
В-аз ҷумлаи хусравон туро таҳсин кард.

---

1. Фахрулмулк Низомиддин Абулмаолӣ Фариди Ҷомӣ то санаи 617 ҳаёт дошт. «Лубоб» ,ч.1, с.151 ва 231.
2. Маҳастии Ганҷавӣ зани Ибни Хатиби Ганҷавист, табъи тавоное дошта ва рубоиро бисёр шево мегуфта. Девонаш аз байн рафта.

То дар ҳаракат саманди зарриннаълат
Бар гил наниҳад пой, замин симин кард.

Султон ӯро бар ин рубоӣ таҳсин карду чаҳор дурҷи гавҳар бахшид.

* * *

Азрақӣ[1] ҳакими комил ва шоири фозил будаст ва дар асл аз Марв аст ва дар давлати султон Маликшоҳи Салҷуқӣ, ки афзали Оли Салҷуқ аст, тарбияти тамом ёфт.

Рӯзе султон нард мебохт ва ҳарчанд сешаш мехост, сеяк меомад. Аз ин сурат мутағаййир шуд. Азрақӣ ҳозир буд. Султон ӯро фармуд, ки дар ин боб чизе бадеҳа бигӯй. Ӯ ин рубоӣ гуфт:

Рубоӣ

Гар шоҳ сешаш хост, сеяк захм афтод,
То зан набарӣ, ки каъбатайн дод, надод.
Шаш чун нигарист ҳашмати ҳазрати шоҳ,
Аз ҳайбати шоҳ рӯй бар хок ниҳод.

Султон ӯро бар ин рубоӣ силаи вофир дод.

* * *

Рукни Соин[2] фозил ва шоир будааст ва аз қозизодагони Симнон аст ва дар замони давлати Тағой Темурхон тарбият ёфта ва дар хидмати ӯ мансаби имомат дошта. Рӯзе аз ӯ тақсире дар хидмат ба вуҷуд омада буд. Хон ӯро дар банд фармуд ва чанд моҳ дар банд бимонд. Вақте фурсат нигоҳ медошт ва бо банди гарон сари роҳ ба хон гирифт ва ниёзи хеш арз кард. Хон гуфт:

– Бадеҳае муносиби ҳол бигӯй, то туро бибахшам.

Ӯ филфавр ин рубоӣ бигуфт:

Рубоӣ

Дар ҳазрати шоҳ чун қавӣ шуд роям,
Гуфтам, ки рикобро зи зар фармоям.
Оҳан чу шунид ин ҳадис аз даҳанам,
Дар тоб фитоду ҳалқа зад бар поям.

Хон бифармуд, то банд аз пои ӯ бардоштанд ва пеши ӯ burданд. Пас ӯро хилъати хос дод ва ба сари мансабаш фиристод.

---

1. Абӯбакр Зайниддин ибни Исмоил ал-Варроқ ал-Азрақӣ ал-Ҳиравӣ аз шуарои машҳури қарни панҷум аст. Барои таҳқиқи аҳволаш руҷӯъ кунед ба «Луғатнома».
2. Рукнуддини Соин: Давлатшоҳ менависад, ки дар мансаби пешнамози ТағоТемур буд.

* * *

Заҳири Форёбӣ[1] лақаб ва номаш Заҳируддин Тоҳир ибни Муҳаммади Форёбист ва фозилу олим буда ва дар шеър шогирди Рашидии Самарқандист, ки ҳикояти «Меҳру Вафо» назмкардаи ӯст. Валекин дар шеър аз устоди худ ва балки аз бисёр устодон пеш аст. Ва вай дар аҳди давлати Қизил Арслонхон[2] тарбият ёфт ва барои ӯ қасоиди ғарро гуфт ва ин байт бағоят машҳур аст аз як қасидаи ӯ:

Байт:

Нӯҳ курсии фалак ниҳад андеша зери пой,
То бӯса ба рикоби Қизиларслон диҳад.

* * *

Риши Заҳир бағоят сурху рангин будаст. Рӯзе Қизиларслон ӯро гуфт:

– Барои риши сурхи худ чизе бар бадеҳа бигӯй, ки хотимаи он мутазаммини ҳусни талабе бошад.

Заҳир ин абёт алалфавр гуфт:

Назм

Воизе бар фарози минбар гуфт,
Ки чу пайдо шавад сарои нуҳуфт,
Ришҳои сиёҳ рӯзи умед
Бошад андар паноҳи риши сафед.
Боз риши сафедро зи гуноҳ
БахшадЭзид ба ришҳои сиёҳ.
Мардаке сурхриш ҳозир буд,
Даст дар риш зад, чу ин бишнуд.
Гуфт: – Мо худ дар ин шумор наем,
Дар ду гетӣ ба ҳеҷ кор наем,
Банда он сурхриши мазлум аст,
Ки зи инъоми шоҳ маҳрум аст.

Қизиларслонро ин абёт хуш омад ва ӯро силаи тамом инъом кард.

* * *

Амир Шайх Ҳасан[3] баъд аз султон Саиди Худобанда[4] дар

---

1. Мутаваффӣ ба соли 598, қабраш дар Мақбаратушшуарои Сурхоби Табрез аст. «Ҳабибуссияр», ҷ.2, с.559.
2. Музаффаруддин Қизиларслон Усмон ибни Элдигиз (551-587). «Мӯъҷамулансоб».
3. Амир шайх Ҳасани Бузург аз Оли Ҷалоир (736-757ҳ.). «Табақоти салотин».
4. Абӯсаид ибни Ӯлҷойту Муҳаммади Худобанда (716-736). «Табақоти салотин».

Бағдод ва Озарбойҷон подшоҳ шуд. Ва Дилшодхотун[1] завҷаи ӯ бағоят фозилаву оқила ва каримаву ҷамила буд. Ва Салмони Соваҷӣ дар мадҳи Шайх Ҳасан ва Дилшодхотун қасоиди бисёр дорад ва тарбияткардаи эшон аст. Ва сабаби тарбияти амир Шайх Ҳасан мар Салмонро он буд, ки чун Салмон овозаи базлу карами эшон шунид, аз шаҳри Сова ба Бағдод рафт. Иттифоқан аз гарди роҳ дар саҳро ба мулозимати амир Шайх бирасид, вақте ки бо муқаррабони худ ба расми шикор берун омада буд. Ва дар он саҳро камон бар даст дошт ва тир меандохт ва Саодат ном ғуломе бағоят соҳибҷамол пиёда дар рикоби ӯ буд, ки манзури ӯ буд ва аз паи тири амир медавид ва боз ба вай мерасонид.

Салмон пеш омад ва салом кард. Ҷамъе, ки ӯро мешинохтанд, пеши амир сифати ӯ карданд ва ӯ низ ғоибона сифати ӯ шунида буду шеъри ӯ дида, мутаваҷҷеҳи Салмон шуду гуфт:

– Эй Салмон, овозаи ту бисёр шунидаам. Акнун бар ҳамин қадам, ки истодаӣ, дар боби тирандозии ман ва давидани Саодат аз паи тир байте чанд бар бадеҳа бигӯй!

Салмон коғазу давоту қалам аз ҷайб баровард ва ҳамчунон истода ин абёт бадеҳа бигуфт ва бинавишту ба дасти амир дод. Ва ӯ чун қуввати табъи Салмон дид, ба тарбияти ӯ пардохт ва дараҷаи ӯро баланд сохт ва он абёт ин аст:

Назм

Чу дар бори чочикамон рафт шоҳ,
Ту гуфтӣ, ки дар бурҷи қавс аст моҳ.
Ду зоғи камон бо уқоби сепар
Бидидам, ба як гӯша оварда сар
Ниҳоданд сар бар сари дӯши шоҳ,
Надонам, чӣ гуфтанд дар гӯши шоҳ.
Чу аз шаст бикшод хусрав гиреҳ,
Баромад зи ҳар гӯша овози «зеҳ»!
Шаҳо, тир дар банди тадбири туст,
Саодат давон дар паи тири туст.
Ба аҳдат зи кас нолае барнахост,
Ба ғайр аз камон в-ар бинолад, равост,
Ки дар аҳди султони соҳибқирон
Накардаст кас зӯр ҷуз бар камон.

---

1. Дилшодхотун духтари Димашқхоҷа, вай нахуст ба ақди султон Абӯсаид даромад ва пас аз марги ӯ зани Амир шайх Ҳасани Бузург шуд ва султон Увайс мамдӯҳи Салмон аз батни ӯст. «Ҳабибуссияр», ч.3, с.214.

* * *

Шабе Салмон дар маҷлиси Султон Увайс буд, ки писари рашиди амир Шайх Ҳасан ва Дилшодхотун аст ва вай бағоят соҳибҷамолу хуштабъ ва фозилу мустаид ва каримпешаву олиҳиммат будааст. Чун маҷлис мунқазӣ шуд, Салмон хост, ки ба манзили худ равад ва шаб торик буд. Султон фаррошро фармуд, то шамъе бузург бо лагани заррин аз маҷлис ҳамроҳи ӯ бурд ва дар манзили ӯ гузошт, то сабоҳ бибарад. Чун Салмон бомдод ба мулозимати султон омад, фаррош аз Салмон лагани заррин талабид ва ӯ бар бадеҳа ин ду байт бигуфт:

Қитъа

Ману шамъем ду дилсӯхтаи хонасиёҳ,
Ки шаб ӯ гиряду ман аз ғами мурдан сӯзам.
Шамъ худ сӯхт шаби дӯш ба зорӣ в-имрӯз
Гар лаганро талабад шоҳ зи ман, ман сӯзам.

Султон бихандиду он лаган ба вай бахшид.

* * *

Писари Шоҳшуҷоъ дар Шероз ҷавоне буд фарзона ва бемислу ягона дар ҳусну ҷамол, Манучеҳр[1] ном.

Рӯзе ба расми гӯйбозӣ бар аспе тозӣ савор шуда буд, ки онро ба сӣ ҳазор динори сурх баҳо карда буданд. Ва Ҷаҳонмулк завҷаи Шоҳшуҷоъ, ки модари шоҳ Манучеҳр буд ва бисёр фозила ва комила дар фунуни шеър ва ғайри он, бо шоҳ савора истода буд ва ҳарду тамошои чавгонбозии фарзанд мекарданд. Ва шоҳзода дар айни асптозӣ ва гӯйбозӣ буд, ки ногоҳ пои асп хато шуд ва шоҳзода бияфтод ва рӯи ӯ маҷрӯҳу хунолуда шуд ва ҷаҳон бар чашми шоҳ ва Ҷаҳонмулк ва соири нозирон аз раияту сипоҳ торику сиёҳ гашт ва ғазаб бар шоҳ муставлӣ шуда, ҳукм кард, ки он аспро бикушанд. Умарову муқаррабон, ки ҳозир буданд, малулу музтариб шуданд, зеро ки он аспе буд нодир ва беназир дар сурату рафтор. Ва ҳеҷ кас дар он замон мисли он аспе надида буд ва нашнида. Охир бечора шуданд ва ба Ҷаҳонмулк ишорат карданд, ки бадеҳае бигӯй ва ин аспро ҳимоя кун ва аз куштан бираҳон. Филфавр ин рубоӣ бигуфт:

Рубоӣ

Шоҳо, адабе кун фалаки бадхӯро,
К-ӯ чашм расонид рухи некӯро.

---

1. Шоҳшуҷоъро зану фарзанде бад-ин ном набуд ва ин ҳикояти маҷъул, ки асли он мансуб ба Амир Муъиззист зоҳиран аз ин китоб ба тазкираи «Арафот» ҳам сироят карда ва бо он ки соҳиби «Арафот» маъхази дигаре доштааст.

Гар гӯй ғалат рафт, ба чавгонаш зан,
В-ар асп хато кард, ба ман бахш ӯро.
Шоҳро он рубоӣ хуш омаду аспро ба вай бахшид.

* * *

Мавлоно Бурундуқ марде хуштабъу надимпеша будааст. Ва тарбияткардаи Мирзо Бойқаро ибни Умаршайх ибни Амир Темур ва бо хоҷа Исмати Бухорӣ мунозира ва мушоира карда. Гӯянд ин байти ӯст, ки:

Байт:

Дар Бухоро Хоҷа Исмат шӯҳрате дорад тамом,
Дар Хуросон Хоҷа Исмат нест, Бибӣ Исмат аст.

Гӯянд, рӯзе барои Мирзо Бойқаро қасидае ғарро гуфта гузаронид ва Мирзо ба туркӣ парвоначиро гуфт:

– Беш юз олтин сила ба вай диҳед, яъне понсад динор.

Парвоначӣ рафту дивист динор овард ва таслими вай кард ва ӯ дар маҷлис ин қитъа бар бадеҳа бигуфту бар Мирзо хонд:

Қитъа

Шоҳи душмангудози дӯстнавоз,
Он ҷаҳонгир, к-ӯ ҷаҳондор аст,
Беш юз олтин маро намуд инъом,
Лутфи он шаҳ ба банда бисёр аст.
Сесад аз ҷумла ғоиб аст акнун,
Дар баротам дусад падидор аст.
Ё магар ман ғалат шунидастам,
Ё ки парвоначӣ ғалаткор аст?
Ё магар дар иборати туркӣ
«Беш юз олтин» дивист динор аст?

Мирзо бихандиду гуфт:

– «Беш юз олтин ҳазор динор аст» ва фармуд, то ҳазор динори нақд ба вай доданд.

* * *

Хоҷа Мансур Қаробуқои Тӯсӣ марде хуштабъу ғазалгӯй будааст ва ин ғазали машҳур аз ӯст:

Ғазал

Эй чашми хушат балои мардум,
Дар дида туӣ ба ҷои мардум,
Мардум ту ба чашм дарнаёрӣ,
Чизи дигарӣ варои мардум.
Аз баҳри нишасти сарви қаддат
Чашм об зада сарои мардум,

Чандам бикушию зинда созӣ?
Охир ту наӣ Худои мардум!
Мансур зи ғам бимурду вораст
Аз ҷаври туву ҷафои мардум.

Вай мулозими Мирзо Алоуддавла[1] писари Мирзо Шоҳрух будаст ва бо қозӣ Абдулваҳҳоби Тӯсӣ, ки қозии бедиёнат будаст, ниқоре ва ғубори хотире дошт ва Мирзо бар муодоти[2] эшон мутталеъ буд.

Рӯзе қозӣ ба маҷлиси Мирзо даромад. Мирзо бар сабили таарруз гуфт:

– Эй қозӣ, бо моли ятимон чӣ муомила мекунӣ?

Гуфт:

– Эй Мирзо, ман ятимонро дар бараҳнагӣ ҷомаам ва дар сармо офтобам.

Мирзо рӯй ба Хоҷа Мансур кард, ки дар ин маънӣ, ки қозӣ гуфт, бадеҳае бигӯй.

Хоҷа алалфавр, ин қитъа бигуфт:

Қитъа

Қозиё, ҷомаи ятимонӣ,
Хунашон мехӯрӣ, магар шабушӣ?
Гуфтаӣ «офтоби шаръ манам»,
Офтобӣ, вале ятимкушӣ!

Мирзоро ин қитъа бағоят писандида афтод ва даҳ ҳазор динори хуросонӣ аз хизона накд ба вай дод.

* * *

Амиршоҳии Сабзаворӣ, ки номи ӯ Оқмалик ибни Малик Ҷалолиддин аст ва дар асл аз аъёни Фирӯзкӯҳ будаст ва тарбияткардаи Мирзо Бойсунқур ибни Мирзо Шоҳрух аст.

Рӯзе дар маҷлиси Мирзо Бойсунқур бузургзодае ноқобил бар ӯ муқаддам нишаст. Мирзоро он тақдим аз ӯ нохуш омад. Рӯй ба Амиршоҳӣ карду гуфт:

– Дар боби тақаддуми ин ноаҳл ва тааххури худ бадеҳае бигӯй. Шоҳӣ филҳол ин қитъа бигуфт:

Қитъа

Шоҳо, мадори чархи фалак дар ҳазор сол
Чун ман ягонае нанамояд ба сад ҳунар.

1. Алоуддавла: Мирзо Рукнуддин Мирзо Бойсунқур ибни Шоҳрух, мутаваффӣ ба соли 865. «Ҳабибуссияр», ҷ.4, с. 20 ва «Мунтазам»-и Носирӣ.
2. Муодот – ба касе адоват доштан.

Гар зери дасти ҳар касу нокас нишастаам,
Ин ҷо латифаест, бидонам ман ин қадар:
Баҳр аст маҷлиси туву дар баҳр бехилоф
Гавҳар ба зер бошаду хошок бар забар.

## Фасли шашум
## Дар бадеҳа гуфтани вузаро ва шуаро пеши эшон

Бузургон гуфтаанд, ки ҳаргиз вазире ба истеҳқоқи Низомулмулки Мозӣ[1], ки вакили султон Ҷалолиддин Маликшоҳи Салчуқист, бар маснади вазорат нанишаста. Дар охири кор аҳли сиоят мизоҷи султонро бар ӯ мутағаййир сохтанд ва Турконхотун[2], ки ҳарами бузурги султон буд, ба тарбияти Абулғаноим Тоҷулмулки Форсӣ[3] машғул шуд ва султон ӯро барои истирзои хотири Турконхотун ба ҷои Низомулмулк насб кард ва мансаби хатири вазорат ва ниёбат ба вай арзонӣ дошт. Ва як солу чаҳор моҳ Абулғаноим беистеҳқоқ вазорат кард ва Хоҷа Низомулмулк дар он муддат мусодираҳо дод ва дар юриши[4] Бағдод ҷамъе аз малоҳида дар ҳудуди Наҳованд Хоҷаро корд заданд ва ба он захм ба дараҷаи шаҳодат расид ва вақти нақл аз олам қитъае бар бадеҳа бигуфт ва назди султон фиристод ва дар дили султон асари азим карду бисёр бигрист ва бар кардаи худ изҳори надомат кард ва он қитъа ин аст:

Чил сол ба иқболи ту, эй шоҳи ҷавонбахт,
Занги ситам аз чеҳраи айём сутурдам,
Туғрои накӯномиву тавқеи саодат
Пеши маликуларш ба алтофи ту бурдам.
Чун шуд зи қазо муддати умрам наваду шаш,
Дар ҳадди Наҳованд ба як захм бимурдам.
Бигзоштам он хидмати дерина ба фарзанд,
Ӯро ба Худову ба Худованд супурдам.

---

1. Абӯалӣ Ҳасан ибни Алӣ ибни Исҳоқи Тӯсӣ (408-485ҳ.). «Мунтазам»-и Носирӣ.
2. Турконхотун духтари Абулмузаффар Имодуддавла Иброҳими Тафқоҷхон ибни Нусрат аст, ки яке аз мулуки хонияи Мовароуннаҳр будааст ва аз санаи 440 то 460 салтанат кард. «Роҳатуссудур», с. 123.
3. Тоҷулмулк Абуғаноими Марзбон ибни Хусрави Фирӯз маъруф ба Ибни Дор аст. Баъзе гуфтаанд: қатли Хоҷа ба сиояти ӯ будаст. Вай дар шаби сешанбеи 12 муҳаррами 486 ба дасти ғуломони Низомулмулк қитъа-қитъа шуд, дар ин вақт 47 сол дошт. «Луғатнома».
4. Юриш: таркибест ба маънии бар душман давидан. «Ғиёс».

* * *

Хоҷа Шамсиддин Муҳаммади Соҳибдевон, ки баъд аз Низомулмулк ба истеъдод ва қобилияти ӯ вазире кам будааст ва бағоят карампешаву олиҳиммат буда ва рисолаи «Шамсия» дар мантиқ ба номи ӯст.

Рӯзе дар девони вазорат бар маснади ҳукумат нишаста буд. Яке аз фузалои шуаро руқъае ба дасти вай дод, ки дар он рубоие дар мадҳи ӯ гуфта шуда буд ва он рубоӣ ин аст:

Рубоӣ

Дунё чу муҳит асту кафи хоҷа нуқат,
Пайваста ба гирди нуқта мегардад хат.
Парвардаи ту кеҳу меҳу дуну васат,
Давлат надиҳад Худой касро ба ғалат.

Хоҷа қалам бардошт ва бе тааммул дар ҷавоби ӯ ин рубоӣ бар бадеҳа бигуфт ва бар заҳри он руқъа навишту мӯҳр карду ба дасти вай дод.

Рубоӣ

Сесад бараи сафед чун байзаи бат,
К-онро зи сиёҳӣ набувад ҳеҷ нуқат,
Аз галлаи хоси мо, на аз ҷои ғалат
Ҷӯпон бидиҳад ба дасти дорандаи хат.

* * *

Хоҷа Муҳаммадро дар Қаробоғи Табрез чаҳоруми моҳи шаъбони санаи салосун ва самонина ва ситтамиа (683ҳ.) ба ҳукми Арғунхон ба қатл расониданд ва Маҷди Ҳамгар, ки фозилу донишманд ва беназири вақти худ ва маликушшуарои Ироқу Форс буд ва муосири Шайх Муслиҳиддин Саъдӣ ва надими маҷлиси Саъд ибни Зангӣ[1], ки Шайх «Гулистон»-ро ба номи ӯ навишта, дар марсияи Хоҷа Шамсиддин Муҳаммад рубоие бар бадеҳа гуфт. Ва Шайх Саъдӣ онро шуниду бигрист ва Маҷди Ҳамгарро бар он шеър таҳсину таъриф кард ва он ин аст:

Рубоӣ

Дар мотами Шамс аз шафақ хун бичакид,
Маҳ чеҳра бихасту Зӯҳра гесӯ бибурид.
Шаб ҷома сиёҳ кард дар мотаму субҳ
Барзад нафасе сарду гиребон бидарид.

Ва шуарои мутааххирин иттифоқ доранд, ки ҳеҷ шоире аз мутақаддимин ва мутааххирин дар марсияи акобир мисли ин

1. Атобак Саъд ибни Абибакр ибни Саъд ибни Зангӣ мутаваффӣ дар 17 ҷумодиюлаввали соли 658. «Таърихи муғул», с. 389.

рубоӣ нагуфтааст, илло Амиршоҳии Сабзаворӣ, ки дар фавти Мирзо Бойсунқур ин рубоӣ ва алҳақ гавҳаре қиматӣ суфта ва он ин аст:

Рубоӣ

Дар мотами ту даҳр басе шеван кард,
Лола ҳама хуни дида дар доман кард.
Гул ҷайби қабои арғавонӣ бидарид,
Қумрӣ намади сиёҳ дар гардан кард.

* * *

Шоҳфури Нишопурӣ[1] шоире фозил буд ва шогирди Заҳири Форёбӣ ва тарбиятёфтаи хоҷа Нуриддини Муншӣ[2], ки вазири баистиқлоли султон Ҷалолуддини Хоразмшоҳ буда ва Хоҷа бағоят фозилу доно буда, аммо ба идмони шурб мубтало буд. Чун навбати аввал Шоҳфур ба дари хонаи Хоҷа омад, бор наёфт, ҳамчунин панҷ бор паёпай омаду мулоқот муяссар нашуд. Охир Хоҷаро хабар карданд, ки Шоҳфури Нишопурӣ марде фозилу шоир ва машҳури Хуросону Ироқ аст ва панҷ бор шуд, ки ба дари хонаи ту меояд ва бор намеёбад. Муносиб он аст, ки илтифот фармуда, ӯро бихонӣ ва дар маҷлиси худ бинишонӣ. Хоҷа касе ба вай фиристод, ки аввал муносиби ҳоли мо бадеҳае бигӯй, то қуввати табъи ту аз шеъри ту маълум кунем, пас бо ту сӯҳбат дорем.

Шоҳфур бар бадеҳа ин рубоӣ гуфт ва навишту пеши хоҷа фиристод.

Рубоӣ

Фазли туву ин бодапарастӣ бо ҳам,
Монанди баландисту пастӣ бо ҳам.
Ҳоли ту ба чашми моҳрӯён монад,
К-он ҷост мудом нуру мастӣ бо ҳам.

Хоҷа Нуриддинро ин рубоӣ бисёр хуш омад ва ӯро пеши худ хонд ва ба тарбияти ӯ мутаваҷҷеҳ шуд.

---

1. Шоҳфур Ашҳари Нишопурӣ насабаш ба ҳаким Умари Хайём мерасад, вафоташ дар санаи 660 ва қабраш дар Сурхоби Табрез аст. «Давлатшоҳ», с. 137.
2. Нуриддин Муҳаммад ибни Алӣ ибни Муҳаммади Муншӣ аз соли 622 то 628 мансаби китобати иншои султон Ҷалолиддинро дошта ва баъд аз воқеаи султон (нимаи шавволи соли 628) ду китоб таълиф карда, яке «Нафсатулмасдур» дар 632 ва дигар «Сирати Ҷалолиддин Минкабирнӣ» дар 639 ва аз он пас маълум нест, ки бар сари сари ӯ чӣ омад. «Таърихи муғул», с. 481.

* * *

Ҷалоли Азд аз афозили шуароcт ва аз содоти Язд аст ва падараш дар замони давлати Муҳаммад ибни Музаффар[1] муқаддами содоти вилояти худ будааст.

Рӯзе Муҳаммад ибни Музаффар ба мактабхонае даромад. Саййидзодае дид бо рӯи чун моҳ ва ду гесӯи сиёҳ, ки хат менавишт. Аз муаллим пурсид, ки ин ҷавон чӣ касест?

Гуфт:

– Писари саййид Азди Яздист ва Ҷалолиддин Муҳаммад ном дорад ва дар ин син басе фазоил касб карда ва анвои шеърро бағоят некӯ мегӯяд ва аснофи хатро бисёр хуб менависад.

Муҳаммад ибни Музаффар гуфт:

– Чизе бар бадеҳа бигӯю бинавис, то шеъру хатти туро мулоҳиза ва мушоҳида кунам.

Ӯ бар бадеҳа ин қитъа бигуфт:

Қитъа

Чор чиз аст, ки дар санг агар ҷамъ шавад,
Лаълу ёқут шавад санг бад-он хоройӣ.
Покии тинату асли гуҳару истеъдод,
Тарбият кардани меҳр аз фалаки минойӣ.
Дар ман ин ҳар се сифат ҳаст, кунун мебояд
Тарбият аз ту, ки хуршеди ҷаҳоноройӣ.

Муҳаммад ибни Музаффар аз лутфи шеър ва ҳусни хати ӯ мутаҳаййир шуд ва падараш саййид Аздро талабиду гуфт:

– Мехоҳам, ки фарзанди ту пеши ман бошад, то ба тарбияти ӯ чунон ки бояду шояд, қиём намоям, ки аҷаб қобилияте дорад. Ва агар тарбият ёбад, нодираи замону аъҷубаи даврон мешавад, лекин то содарӯй аст, ба амонат назди ту хоҳад буд. Баъд аз он ки маҳосин пайдо кунад, ӯро ба назди ман ор.

Пас даҳ ҳазор динор силаи он қитъа ба вай доду ӯро ба таҳсили улум иштиғол намуд. Ва мутадовилот биварзиду касби фазоил бисёр кард ва дар фунуни шеър моҳир шуд ва барои Оли Музаффар қасоиди ғарро бигуфту риоятҳои бисёр ёфт.

* * *

Саййид Шарафиддин Ризои Сабзаворӣ аз содоти урайзӣ буда, ки ба сиҳҳати насаб муқарраранд ва дар шеър табъи баланд

1. Амир Мубориузуддин Муҳаммад ибни Музаффар мутаваффӣ ба соли 765, муддати умраш шасту панҷ сол ва ҳукуматаш чиҳил сол: бисту ду сол дар Язду сездаҳ сол дар Кирмон ва панҷ сол дар Ироқу Порс. «Таърихи Оли Музаффар», с. 62 ва 63.

дошт ва падарони ӯ дар аҳди сарбадорони Сабзавор вазорат кардаанд. Ва дар замони Мирзо Шоҳрух пешвоӣ ва калонтарии мардуми Сабзавор тааллуқ ба вай дошт. Ва аз ӯ пеш хоҷа Пираҳмади Хофӣ, ки чиҳил сол вазири баистиқлоли Мирзо Шоҳрух буд.

Ҷамъе аз ҳосидон сиояте карданд. Хоҷа кас фиристод, то Саййидро банди гарон бар пой ниҳода, аз Сабзавор ба Ҳирот оварданд ва касе парвои муҳимми вай накард ва муддате он банд бар пои ӯ бимонд. Ва дар он вақт дар Ҳирот пире буд ҳафтодсола, дар камоли бурудату хунукӣ, ки ӯро Мирвайси Садр мегуфтанд. Ва одати ӯ он буд, ки ҳанӯз офтоб дар бурҷи ҳут буд, ки кулоҳи наврӯзӣ аз намади сафед бар сар мениҳод. Ва дар он син ба он бурудат, ки ӯ дошт, он кулоҳи наврӯзӣ бар сари ӯ азим хунук менамуд. Ва он кулоҳи наврӯзии ӯ дар Ҳирот ба хунукӣ ва бурудат машҳур буд ва зарбулмасали мардум шуда буд.

Рӯзе Хоҷа Пираҳмад бифармуд, то Саййидро ба он банди гарон бар сари девон оварданд. Иттифоқан, дар он маҷмаъ Мирвайси Садр кулоҳи наврӯзӣ бар сар ниҳода, ҳозир буд. Хоҷа рӯ ба Саййид карду гуфт:

– Шунидаам, ки шеър некӯ мегӯӣ ва табъи равон дорӣ. Акнун ҳасби ҳоли худ ва ҳасби ҳоли Мирвайс ва кулоҳи наврӯзии ӯ бадеҳае бигӯй.

Саййид филҳол ин рубоӣ бигуфт:

Рубоӣ

Эй Осафи Ҷаммартабаи кайвонқадр,
Монанди ҳилол ҳалқа дар гӯши ту бадр.
Бисёр хунук шудаст дар шаҳри Ҳирот
Занҷири ману кулоҳи наврӯзии Садр.

Хоҷаро ин рубоӣ бисёр хуш омад. Бифармуд, то банд аз пои ӯ бикушоданд ва хилъати хос ва силаи кулле ба вай доданд ва нишон имзо карда, ба обрӯи тамом ба Сабзавор бозфиристоданд.

## Фасли ҳафтум
## Дар бадеҳа гуфтани шуаро бо якдигар

Фирдавсии Тӯсӣ беназири замони худ буда ва «Шоҳнома» бар фазлу камоли ӯ далеле возеҳ ва бурҳоне лоиқ аст. Номи вай Ҳасан ибни Исҳоқ ибни Шарафшоҳ аст. Аз деҳқонзодагони Тӯс буда ва дар мабодии ҳол ба амри зироат шуғл мегирифта.

Гӯянд: Амид – волии Тӯс чорбоғе дар ғояти хубӣ сохта буд ва

онро Фирдавс ном ниҳода ва падари ӯ Исҳоқ ибни Шарафшоҳ ба тарбияти он боғ муқаррар буд ва вай ба ин нисбат ва муносибат Фирдавсӣ тахаллус ниҳода. Ва омили Тӯс бар вай зулме кард ва вай ба Ғазнин рафт аз барои додхоҳӣ. Ва он ҷо ба василаи Унсурӣ ба маҷлиси Султон Маҳмуди Ғозӣ расид ва шеър гузаронид ва султон ӯро бинавоху ба назми «Шоҳнома» машғул сохт.

Рӯзи аввал, ки ба Ғазнин расид, бар даргоҳи султон сайре мекард ва василае меҷуст, ки худро ба назари султон расонад. Ногоҳ маҷмаъе дид ва аз касе пурсид, ки ин азизон чӣ касонанд?

Гуфт:

– Шуарои пойтахти султонанд ва ин мард маликушшуаро Унсурист бо ду шогирди худ – Фаррухӣ ва Асҷадӣ, ки ҳар ду фозил ва қодир бар сухананд.

Пеш рафту бар эшон салом кард.

Унсурӣ ҷавоб доду гуфт:

– Чӣ касӣ ва ғариб менамоӣ?

Гуфт:

– Марде шоирам ва аз ҷониби Тӯс омадаам.

Гуфт:

– Биё, бинишин, то бо ҳам бадеҳа гӯем ва табъозмоӣ кунем.

Фирдавсӣ биёмад ва паҳлӯи Асҷадӣ бинишаст.

Унсурӣ гуфт:

– Мо чаҳор шоирем, рубоие гӯем ба мушоракат, ки ҳар шоире як мисраъ гӯяд.

Пас Унсурӣ оғоз карду мисраи аввалро чунин гуфт:

Чун талъати ту моҳ набошад равшан,

Мисраи дувумро Фаррухӣ гуфт:

Чун қомати ту сарв нахезад зи чаман,

Мисраи севумро Асҷадӣ гуфт:

Мижгон-т ҳаме гузар кунад аз ҷавшан,

Мисраи чаҳорумро Фирдавсӣ гуфт:

Монанди синони Гев дар ҷанги Пашан.

Чун Унсурӣ аз Фирдавсӣ ин мисраъ шунид, бар сабили тааҷҷуб дар ёрон нигарист, баъд аз он Фирдавсиро гуфт:

– Аз ин мисраъ чунон маълум мешавад, ки туро бар таърихи мулуки Аҷам иттилое тамом аст ва ин бадеҳаро ба самъи султон расонид ва Фирдавсиро ба маҷлиси ӯ бурд.

Чун Султон бар фазоилу камолоти ӯ вуқуф ёфт ва қуввати табъи ӯро маълум кард, ба назми «Шоҳнома» ҳукм фармуд ва ӯ дар он назм доди сухан дод.

* * *

Қозӣ Шамсиддини Табасӣ[1] олиму фозил ва хуштабъ будааст. Ва чун овозаи илму фазл ва шеъру табъи Садрушшариъаи Бухорӣ[2] шунид, аз Хуросон ба азми сӯҳбати ӯ ба Бухоро рафт. Ва аз гарди роҳ ба мадрасаи ӯ даромад ва салом карду дар ҳавзаи дарс бинишаст, вақте ки ӯ бар шогирдон қасидае мехонд, ки онро шаб тамом карда буд. Ва ҳар як аз шогирдон ба қуввати табъи худ дар он сухане мегуфтанд ва дахле мекарданд ва аз он қасида аст ин чаҳор байт:

Бархез, ки шамъ асту шароб асту ману ту,
Овози хурӯси саҳарӣ хост зи ҳар сӯ.
Бархез, ки бархост пиёла ба яке пой,
Биншин, ки нишастаст сурохӣ ба ду зону.
Май нӯш аз он пеш, ки маъшуқаи шабро
Бо рӯз бигиранду бибурранд ду гесӯ,
Дар соғари мино маи рангин хӯру андоз
Санге ду дар ин шишаи гардандаи мину.

Дар ин асно Садрушшариъа дар ӯ нигарист ва ӯро нек мутаваҷҷеҳ дид.

Гуфт:

– Эй марди ғариб, дар шеър ҳеҷ вуқуфе дорӣ?

Гуфт:

– Мавзун аз номавзун фарқ тавонам кард.

Гуфт:

– Ин шеър чун шеър аст?

Гуфт:

– Каломе мавзун аст.

Талабаи дарс дар ӯ афтоданд, ки чаро беҳ аз ин сифат накардӣ?

Гуфт:

– Агар ман бадеҳа беҳ аз ин гӯям, шумо чӣ мегӯед?

Гуфтанд:

– Туро дар шеър мусаллам дорем ва илло туро биёзорем.

Ӯ коғазу қалам ва давот талабид ва бе тааммул қасидаро

---

1. Қозӣ Шамсуддин Муҳаммад ибни Абдулкарими Табасӣ чанде дар Ҳирот қазоват карда ва баъдан ба Бухоро рафта ва боз дар 624 ба Ҳирот бозгашта ва ҳам дар он ҷо даргузаштааст. «Райҳонатуладаб», ҷ.2, с. 343.
2. Бурҳониддин Маҳмуд ибни Аҳмади Бухорӣ, нубуғи ӯ дар ҳудуди соли 630 ҳиҷрӣ буд. Ӯрост «Виқоятурривоят фи масоилилҳидоят». Аз «Луғатнома» ва «Райҳонатуладаб».

панҷоҳ байт ҷавоб гуфт дар муддати як-ду соати нуҷумӣ ва аз он қасида аст ин чаҳор байт:

Аз рӯи ту чун кард сабо турра ба як сӯ,
Фарёд баровард шаби ғолиягесӯ.
Аз шарми хати ғолиябӯи ту фитодаст
Дар водии ғам бо ҷигари сӯхта оҳу.
Он зулфи шабосову рухи рӯзнамоят
Чун анбару кофур ба ҳам сохта ҳар ду.
Ҷоно, дили Маҷнуни маро чанд барорӣ
Занҷир кашон то ба сари тоқи ду абрӯ?

Чун Садрушшариъа қуввати табъи ӯ бидид, ӯро бар ҳамаи шогирдон муқаддам нишонид. Баъд аз он ӯро бишнохт ва ба хона бурд ва камоянбағӣ ба ҳоли ӯ пардохт. Ва ӯ чанд гоҳ дар ҳавзаи дарси устод буд ва истифодаи улум намуд.

* * *

Рӯзе барфи азим меомад ва боди сарди аниф меҷаст. Дар чунин вақте Рашиди Ватвотро завқи сӯҳбати Адиб Собир шуд, чи бо якдигар робитаи муҳаббат доштанд ва миёни эшон мубосатате[1] ва мутоибате[2] мебуд. Ва Адиб Собир донишманди мутабаҳҳир буда ва дар фунуни шеър маҳорати тамом дошта ва дар замони султон Санҷар нашъунамо ёфта ва дар асл аз Бухорост, аммо дар Хуросон касби камол карда. Ва Анварӣ ӯро дар шеър муписандид ва Хоқонӣ мӯътақиди ӯ буд ва ба хилофи ӯ Рашидро мункир. Чун дар он барфу сармо Рашид ба дари хонаи Адиб расид, ҳалқа бар дар зад. Канизаке ба паси дар омаду гуфт:

– Кист?

Гуфт:

– Рашид аст ва Адибро мехоҳад.

Гуфт:

– Хоҷаам дар хона нест.

Рашид ин байт бар бадеҳа гуфт:

Байт

Он кас, ки бурун равад дар ин рӯз,
Ғарзантар аз ӯ каси дигар нест.

Адиб шуниду сар аз даричаи болохона, ки бар пушти долон буд, берун кард ва дар ҷавобаш бар бадеҳа гуфт:

Байт

Ман худ ба ҳарамсарои хешам,
Пайдост, ки дар буруни дар кист.

---

1. Мубосатат – бо касе фарохӣ варзидан ва ин иборат аз дӯстист. «Ғиёс».
2. Мутойибат – бо касе хуштабъӣ ва мазоҳ кардан. «Ғиёс».

* * *

Имомии Ҳиравӣ[1] олим будааст ба улуми ақлию нақлӣ ва аз ақрони Шайх Муслиҳиддин Саъдист ва Маҷди Ҳамгар шеъри ӯро бар шеъри Шайх тарҷеҳ ниҳода, чунонки дар ин рубоӣ гуфта:

Мо гарчи ба нутқ тӯтии хушнафасем,
Бар шаккари гуфтаҳои Саъдӣ магасем.
Дар шеваи шоирӣ ба иҷмои умам
Ҳаргиз ману Саъдӣ ба Имомӣ нарасем.

* * *

Рӯзе Фахрулмулк, ки аз акобири афозили замон буд, қитъае гуфт ва ба дасти қосиде ба тариқи истифто назди Имомӣ фиристод. Ва қосидро васият кард, ки аз пой нанишинӣ, то ҷавоб нагирӣ ва он қитъа ин аст:

Қитъа

Сари афозили даврон, имоми миллату дин,
Паноҳи аҳли шариат дар он чӣ фармояд,
Ки гурбае сари даҳ қумрию кабӯтарро
Ба шаб зи тан ба тааддию зулм бирбояд.
Худойгони кабӯтар зи рӯи шаръу қасос
Ба хуни гурба агар теғ баркашад, шояд?

Қосиди Фахрулмулк чун ин қитъа гузаронид, ҷавоброалалфавр талабид. Имомӣ қалам бардошту бар бадеҳа ҷавоби ӯ бар заҳри руқъа ин қитъа навишт ва филҳол бозфиристод:

Қитъа

Аё латифсуоле, ки дар машоми хирад,
Зи бӯи накҳати хулқат насими ҷон ояд.
Ба гурба нест қасосе, ки соҳиби миллат
Чунин қасос ба шаръи мубин нафармояд.
На кам зи гурбаи байдост гурбаи сайёд,
Ки мурғ бинад бар шоху панҷа накшояд.
Агар ба соиду бозуи худ саре дорад,
Ба хуни гурба ҳамон беҳ, ки даст н-олояд.
Бақои қумрию умри кабӯтарар хоҳад,
Қароргоҳи қафасро баланд фармояд.

* * *

Салмони Соваҷӣ ва Сироҷи Қумрии Қазвинӣ дар маҷлиси баъзе ҳукком, ки ҷамъе аз афозилу акобир ҳозир буданд, бо як-

1. Разиюддин Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Абӯбакр ибни Усмон машҳур ба Имомии Ҳиравӣ аз шуарои маъруфи қарни ҳафтум будааст.

дигар мунозира карданд ва дар мақоми мушоира шуданд. Ва мири маҷлис ҳукм кард, то бар ин мисраи машҳур:

«Эй боди сабо, ин ҳама овардаи туст»

табъозмоӣ кунанду бар бадеҳа ду рубоӣ бигӯянд.

Аввал Салмон бар бадеҳа гуфт:

Рубоӣ

Эй оби равон, сарв баровардаи туст,
В-эй сарви чамон, чаман саропардаи туст.
Эй ғунча, арӯси боғ парвардаи туст,
Эй боди сабо, ин ҳама овардаи туст.

Баъд аз ӯ Сироҷи Қумрӣ бе тааммул гуфт:

Рубоӣ

Эй абри баҳор, хор парвардаи туст,
В-эй хор, даруни ғунча хункардаи туст.
Гул сархушу лола масту наргис махмур,
Эй боди сабо, ин ҳама овардаи туст.

* * *

Носири Бухорӣ шоире фозил ва дарвешмашраб буд ва умр дар саёҳат гузаронида ва ин байти машҳур аз ӯст:

Байт

Дарвешро, ки мулки қаноат мусаллам аст,
Дарвеш ном дораду султони олам аст.

Ва ин матлаи қасидаест, ки дар ӯ абёти некӯ дарҷ кардааст.

Гӯянд, ки вақте ба сафари ҳаҷ мерафт, чун ба Бағдод расид, бар канори Даҷла Салмонро бо ҷамъе аз фузалову шуаро нишаста дид. Пеши эшон рафт ва салом кард. Иттифоқан, фасли баҳор буд ва оби Даҷла туғёне азим дошт. Салмон гуфт:

– Чӣ касӣ?

Салмон гуфт:

– Марде шоирам.

Гуфт:

– Бадеҳа тавонӣ гуфт?

Носир фармуд:

– Тавонад буд.

Салмон бар бадеҳа ин мисраъ гуфт:

Даҷларо имсол рафторе аҷаб мастона аст.

Носир алалфавр гуфт:

Пой дар занҷиру каф бар лаб, магар девона аст?

Салмон ва соири ҳозирон дар тааҷҷуб шуданд. Салмон гуфт:

– Аз куҷоӣ?

Гуфт:

– Аз Бухоро.

Гуфт:

– Носир набошӣ?

Гуфт:

– Бале, Носирам.

Салмон бархост, ӯро дар бар гирифт ва паҳлӯи худ биниxшонд. Пас ӯро ба хона бурд ва то Носир дар Бағдод буд, Салмон ба хидмати ӯ қиём менамуд.

* * *

Хоҷа Алӣ ибни Шаҳоби Туршезӣ шоире фозил буда ва дар миёни вай ва Шайх Озарӣ, ки Ҳамза номи ӯст, мунозира ва мушоира воқеъ шуда.

Рӯзе дар маҷлисе, ки басе фузалову шуаро ҷамъ буданд, Озарӣ ӯро мухотаб сохта, ин рубоӣ бар бадеҳа бигуфт:

Рубоӣ

Сардафтари арбоби ҳунар хоҷа Алист,
Эй он ки туро лутфи табиат азалист.
Ту хоҳ маро писанду хоҳӣ railписанд,
Донад ҳама кас, ки Ҳамза устоди Алист.

Ва хоҷа Алӣ Шаҳоб дар ҷавоби ӯ аз рӯи бадеҳа гуфт:

Рубоӣ

Эй Ҳамза, бидон, ки арши ҳақ ҷои Алист,
Бар дӯши Расул аз шараф пои Алист.
Устоди Алист Ҳамза дар ҷанг, вале
Сад Ҳамза ба илму фазл лолои Алист.

* * *

Мавлоно Ҳасаншоҳи Бадеҳагӯй, ки дар ин фан беназири замон буд, рӯзе аз Хиёбони Ҳирот ба шаҳр меомад ва Мирзо Манучеҳр ҷавоне соҳибҷамол ва хуштабъ аз авлоди амир Темур аз шаҳр ба Хиёбон мерафт, бар рӯи пули равони дарвозаи малик ба ҳам расиданд ва Мирзо Мавлоно Ҳасаншоҳро дид, филҳол чашм пӯшида, гуфт:

– Чашм нахоҳам кушод, илло вақте ки бар бадеҳа байте гуфта бошӣ.

Мавлоно алалфавр гуфт:

Байт

Аз он чашм пӯшида шоҳ аз гадо,
Ки пӯшиданӣ чашм дорем мо.

Мирзо бихандид ва чашм бикушод ва ӯро хилъате гаронмоя дод.

## Фасли ҳаштум
## Дар бадеҳа, ки урафои шуаро дар вақти вафот гуфтаанд

Чун Угтой Қоон[1] дар шаҳри Исфаҳон қатли ом кард, Хоҷа Камолиддини Исмоил[2] он ҷо ба дараҷаи шаҳодат расид. Ва вай олиму фозил ва қодир бар сухан ва моҳир дар фунуни шеър будааст. Чунонки бузургон ӯро «халлоқулмаъонӣ» гуфтаанд. Дар он вақт, ки яке аз лашкариёни хон ӯро захми корӣ зада буд, ин рубоӣ бар бадеҳа бигуфт ва ба хуни худ бар девори хона навишт:

Рубоӣ

Дил хун шуду шарти ҷонгудозӣ ин аст,
Дар ҳазрати ӯ камина бозӣ ин аст.
Бо ин ҳама ҳам ҳеҷ намеёрам гуфт,
Шояд, ки магар банданавозӣ ин аст?!

Роқими ин рисола ва қоили ин мақола аз волиди худ алайҳирраҳма чунин шунидам, ки ин рубоӣ аз ҳазрати Шайх Фаридуддини Аттор[3] аст. Қасди сара, ки дар вақти қатли оми Нишопур яке аз лашкариёни Ҳалогухон Шайхро шаҳид кард ва дар он вақт Шайх бар ин ваҷҳ хонд:

Рубоӣ

Дар роҳи ту расми сарфарозӣ ин аст,
Ушшоқи туро камина бозӣ ин аст.
Бо ин ҳама аз лутфи ту навмед наям,
Шояд, ки туро банданавозӣ ин аст?!

* * *

Чун Ҳалогухон дар Нишопур қатли ом кард, яке муғулони тотор дасти Шайх Атторро гирифта буду мебурд, ки ӯро дар мақтали ом сар аз тан бардорад. Ва Шайхро дар он ҳол вақт хуш гашта буду тавҳид ғалаба карда. Рӯй дар қотил карду гуфт:

– Бо ин ки тоҷи намадӣ бар сар ниҳӣ ва теғи ҳиндӣ бар камар бандӣ ва аз ҷониби Туркистон ба макру дастон бароӣ, пиндорӣ, туро намешиносам?

Пас дар он маҳал, ки он лашкарӣ теғ аз ниём баркашид ва Шайхро бар сари по нишонид, Шайх бар бадеҳа ин рубоӣ гуфт:

---

1. Угтой Қоон-писари Чингиз ва фавташ дар 639 буда. «Таърихи муғул», с. 148.
2. Халлоқулмаонӣ Камолиддин Исмоили Исфаҳонӣ баъд аз воқеаи қатли оми Исфаҳон, ки дар 633 иттифоқ афтод, дар гӯшае мунзавӣ шуда, хонақоҳе ҷиҳати худ ихтиёр намуд ва дар он ҷо ба сар мебурд, то дар соли 635 иттифоқан ба дасти муғуле ба қатл расид. «Таърихи муғул», с. 533.
3. Шайх Фаридуддин Абӯҳомид ибни Абӯбакр Иброҳимибни Исҳоқ Аттори Нишопурӣ (537-627).

Рубоӣ

Дилдор ба теғ даст бурд, эй дил, ҳин,
Барбанд миёну бар сари пой нишин.
В-он гаҳ ба забони ҳол мегӯ, ки бинӯш
Ҷом аз кафи ёру шарбати бозпасин.

* * *

Паҳлавон Маҳмуди Пурбои Валӣ[1] аз муҷаррадону мунфаридони рӯзгор буд. Чун ба дари марг расиду бар бистари мараз биғалтид, асҳоб гирди ӯ даромаданд. Вақте ки муҳтазар шуда буд, булфузуле гуфт:

Эй махдум, вақти рафтан аст, дилатро чӣ дармебояд? Ва хотиратро чӣ мегушояд? То дар хидмат ҷон фишонем. Ва боистӣ туро ба ту расонем.

Паҳлавон дар он ҳолат нафаси сард аз дили пурдард баркашид ва ин қитъа бар бадеҳа бигуфт:

Қитъа

Чӣ пурсӣ, чӣ мебоядат вақти марг?
Ба ҷуз васли ҷонон чӣ мебоядам.
Ҷудоӣ мабодо маро аз Худой
Дигар ҳарчӣ пеш оядам, шоядам.

* * *

Мавлоно Лутфуллоҳи Нишопурӣ[2] аз шуарои хушгӯй аст ва қасоиди ӯ машҳур аст.

Гӯянд, вайро заъфи толеъӣ будааст ва дар он боб аз ӯ ҳикоёти ғариба оранд. Аз он ҷумла ин аст, ки: рӯзе бо ҷамъе аз ёрон ва шогирдон ба лаби обе рафта буд, ки ҷомаҳо бишӯянд. Баъд аз он ки ёрон аз ҷомашӯӣ фориғ шуданд, дар саҳро ҷомаҳоро бар оftоб андохтанд. Ва Мавлоно дастори некӯ дошт, ки аввал бор буд, ки онро шуста буд ва бар саҳро тунук сохта. Ногоҳ гирдбоде пайдо шуду ба ҳеҷ ҷома таарруз накарду дастори Мавлоноро дар ҳам печида, ба ҳаво боло бурд ба масобае, ки аз назари ёрон ғоиб шуд. Ва ҳарчанд дар он ҳаволӣ ва навоҳӣ бигаштанд, аз он дастор нишоне наёфтанд. Ва дар он маҳал Мавлоно ин рубоиро бар бадеҳа гуфт дар шикояти рӯзгору гардиши фалаки даввор:

---

1. Паҳлавон Маҳмуд ибни Пурбои Валии Хоразмӣ мулаққаб ба Қаттолӣ мавлидаш Урганҷ аст. Маснавии «Канзулҳақоиқ» дар ирфон аз ӯст, ки дар шаш моҳ гуфта ва вафоташ дар 722 воқеъ шуд ва мазораш дар Хоразм аст. Бой ба маънии бузург аст. «Мунтазами Носирӣ», «Сафарномаи Хоразм», 90 то 93.
2. Мутаваффӣ ба соли 810.

Рубоӣ

Фарёд зи дасти фалаки бесарубун,
К-андар бари ман на нав гузорад, на куҳун.
Бо ин ҳама ҳам ҳеҷ намеёрам гуфт,
Гар з-ин батарам кунад, кӣ гӯяд, ки макун?

* * *

Мавлоно дар охири умр дар қаряи Асфарис аз уммоли Нишопур мунзавӣ шуд ва аз омезиши халқ канора кард. Баъд аз чанд гоҳ ҷамъе ёрон азимати зиёрати ӯ карда, аз шаҳр рӯ ба он деҳа карданд ва дар боғи ӯ омаданд. Дар баста буд. Ҳарчанд заданду фарёд карданд, касе ҷавоб надод. Яке ба девор боло рафту аз даруни боғ дарро кушод. Ёрон ба боғ даромаданд ва ба дари хонаи ӯ рафтанд ва диданд, ки онро низ фурӯ баста. Дар бисёр заданд ва фарёдҳо карданд, касе ҷавоб надод ва дар накушод. Ва яке ба ҳилаи бисёр ба болои бом баромаду аз роҳи зинаи бом ба хонаи ӯ даромад. Дид, ки Мавлоно бар саҷҷодаи худ саҷда карда. Замоне истод, Мавлоно сар барнадошт. Давиду ба рӯи ёрон дар бикушод ва қисса бигуфт. Ёрон бар сари ӯ омаданд ва мулоҳиза карданд. Диданд, ки Мавлоно сар ба саҷда ниҳода ва ҷон ба ҳақ дода. Бисёр гиристанд ва кас ба шаҳр давониданд, то мардумро аз он ҳол хабардор гардониданд. Ва халқи шаҳр тамом ба деҳ омаданд, то бар ӯ намоз гузорданд.

Ёрон чун хостанд, ки ӯро бихобонанд, дар кафи дасти рости ӯ коғазпорае диданд, ки дар вақти ҷон додан ин рубоӣ гуфта будааст:

Рубоӣ

Дишаб зи сари сидқу сафои дили ман,
Дар майкада он ҳушрабои дили ман.
Ҷоме ба ман овард, ки бистону бинӯш.
Гуфтам: – нахӯрам. Гуфт: – барои дили ман.

Бар ӯ намоз гузорданд ва ӯро ҳам дар он боғ дафн карданд дар шуҳури санаи ситта ашара ва самониа миа (816).

## Фасли нӯҳум
## Дар аҷоиби саноеи шеърӣ ва ғароиби бадоеи фикрии шуаро

Пӯшида набошад, ки саноеи шеърӣ бисёр аст ва бадоеи фикрӣ берун аз ҳадду шумор. Ва фузало дар ин фан кутуб сохтаанд ва расоил пардохта ва хидмати волиди ин фақир алайҳарраҳма дар рисолаи «Бадоеъулафкор фӣ саноеъилашъор» хулосаи онро ҷамъ кардаанд ва қариб дивист санъат оварда. Ва ин фақир дар

ин фасл бист санъати ғарибу аҷиб аз он рисола ва ғайри он, аз кутуби мудаввана дар ин фан интихоб карда, эрод менамояд ва биллоҳи-т-тавфиқ.

**Аввал : санъати тақсим**

Ва он чунон аст, ки шоир ду чизро ё зиёда, қисмат кунад ва тартиби он бар як услуб нигоҳ дорад, мисол:

Абдулвосеъи Ҷабалӣ[1], ки дар асл аз Ғурҷистон аст ва шоири пойтахти султон Санҷар, дар мадҳи ӯ гӯяд:

Зи адли комили хусрав, зи амни шомили султон,
Тазарву кабку гӯру мӯр гаштастанд дар гейҳон.
Яке ҳамхонаи шоҳин, дувум ҳамхобаи туғрал,
Се дигар мӯниси зайғам, чаҳорум маҳрами суъбон.
Худованди ҷаҳон Санҷар, ки ҳамвора чаҳор оят,
Бувад дар рояту рою ҷабину рӯи ӯ пинҳон.
Яке беҳрӯзии давлат, дувум пирӯзии миллат,
Се дигар зинати дунё, чаҳорум нусрати имон.
Банони ӯст дар бахшиш, синони ӯст дар кӯшаш,
Лиқои ӯст дар маҷлис, ливои ӯст дар майдон.
Яке арзоқро босит, дувум арвоҳро қобиз,
Се дигар саъдро моя, чаҳорум фатҳро бурҳон.

Ва тамоми қасида то ба охир бар ин услуб аст.

**Дувум: санъати табйин**

Ки онро тафсир низ гӯянд ва он чунон аст, ки шоир лафзе чанд мубҳам баршуморад, ки ҳар яке мӯҳтоҷ ба табйину тафсир бошад ва дар байте ё мисроъе дигар онро ба тартиб мубайян гардонад. Мисолаш, яке аз шуаро гӯяд ва мисли ин ду байт дар ин санъат кам гуфтаанд.

Ҳолу молу солу фолу аслу наслу тахту бахт
Бар муродат бод ҳар ҳашт, эй амони рӯзгор.
Ҳол некӯ, мол вофир, сол фаррух, фол саъд,
Асл собит, насл боқӣ, тахт олӣ, бахт ёр[2].

---

1. Сайид Абдулвосеъ ибни Абдулҷомеъ ибни Умар ибни Рабеъ, мутаваффӣ ба соли 555. «Маҷмаъулфусаҳо».
2. Қитъа аз Хоҷаи Шероз ва асли он чунин аст:
Солу фолу молу ҳолу аслу наслу тахту бахт,
Бодат андар шаҳрёрӣ барқарору бардавом.
Сол хуррам, фол некӯ, мол вофир, ҳол хуш,
Асл собит, насл боқӣ, тахт олӣ, бахт ром.

### Севум: санъати тансиқ

Ва он чунон аст, ки шоир авсофи мухталифаро бар як насақ адо намояд. Мисолаш аз шеъри Хоҷуи Кирмонӣ[1], ки дар сифати асп гуфтааст ва дар ин санъат мисли ин байт кам гуфтаанд, ки ҳашт сифатро дар як байт эрод намуда, дар як насақ:

Байт

Малактаъйиду девойин, фалактаркибу кӯҳолат,
Наҳангосебу шерофат, палангошӯбу пилафкан.

### Чаҳорум: санъати иғроқ

Ва он чунон аст, ки шоир дар авсофи мамдӯҳ муболиға кунад ва ба сарҳади ғулувв расонад. Мисолаш аз шеъри Ғазоирӣ[2], ки аз кубарои шеър аст ва дар мадҳи султон Маҳмуди Ғозӣ гуфтааст дар қасидае, ки ба номи ӯ тамом карда:

Савоб кард, ки пайдо накард ҳар ду ҷаҳон
Ягона Эзиди додори беназиру ҳамол.
Вагарна ҳар ду бибахшидӣ ӯ ба рӯзи сахо
Умеди банда намондӣ ба Эзиди мутаол.

Мисоли дигар аз шеъри Сайфиддини Исфарангӣ[3], ки аз фузалои шуарои Мовароуннаҳр аст ва Исфаранг мавзеъест ба Мовароуннаҳр. Вай дар яке аз қасоиди худ дар санъати иғроқ байте дорад, ки ҳамаи аҳли он замон иттифоқ кардаанд, ки он байт баробар аст ба девоне:

Байт

Суниши лаъл резад аз парри ҳумой дар ҳаво,
Гар бихӯрад зи куштаи лаъли лаби ту устухон.

### Панҷум: санъати иҳоми зилвуҷӯҳ

Ва иҳом он аст, ки шоир як лафз гӯяд, ки онро ду маънӣ ё зиёда бошад ва ҳар гоҳ як лафзро се маънӣ ё зиёда бошад, онро зилвуҷӯҳ гӯянд ва чун ин қисм аз ақсоми иҳоми ағраб аст, мисо-

---

1. Камолиддин Абулато Маҳмуд ибни Алии Кирмонӣ мутахаллис ба Хоҷу, соли вилодаташ ба гуфтаи худи ӯ дар маснавии «Гулу Наврӯз»:
Зи ҳиҷрат шашсаду ҳаштоду нӯҳ сол,
Шуда панҷоҳ рӯз аз моҳи шаввол.
Ва соли вафоташ ба қавли Шоҳиди Содиқ 753 будааст.
2. Абӯзайд Муҳаммад ибни Алӣ Алғазоирии Розӣ, мутаваффӣ ба соли 426, девонаш аз байн рафта ва ба ривояте Унсурӣ ба об шустааст.
3. Сайфиддин Алаъраҷ девонаш даҳ ҳазор байт ва таърихи вафоташ панҷсаду ҳафтод, «Арафот».

лаш эрод меёбад аз шеъри Хоҷа Хусрави Деҳлавӣ ва он байтест, ки дар ин санъат аҷибтар аз он кас нагуфтааст, ки дар ӯ лафзе оварда, ки ҳафт маънии саҳеҳ аз он берун ояд ва он ин аст:

Байт

Пилтан шоҳиву бисёр аст борат бар сарир,
З-ин маранҷ, эй абру боғ, ар гӯямат: – бисёр бор.

Аз лафзи «бор», ки дар охир аст, ҳафт маънӣ зоҳир аст бар ин ваҷҳ:

аввал, ту пилтанӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёрбор», яъне гаронбории ту бисёр аст;

дувум, ту шоҳӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёрбор», яъне бор додани ту бисёр аст;

севум, ту шоҳӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёрбор», яъне «некӯкор» чу «бор» дар луғат «некӯкор» аст;

чаҳорум, ту шоҳӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёр бор», яъне туро бисёр бор шоҳ гӯям;

панҷум, ту абрӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёр боранда»;

шашум, ту абрӣ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёр бор», яъне бисёр бибор;

ҳафтум, эй боғ, аз ин маранҷ, ки гӯямат: «бисёрбор», яъне бисёрсамар.

## Шашум: санъати муғолата

Ки яке аз ақсоми санъати ташбеҳ аст ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд ва чизеро ба чизе ташбеҳ кунад, ки дар урф акси он зоҳир бошад. Пас онро ба навъе тавҷеҳ кунад, ки он муғолата рафъ шавад. Мисол:

Даҳонат ба гул монад, эй дилнавоз,
Чу ғунча-ст рухсорат, эй дилфурӯз,
Рухат – ғунча, лекин шукуфта тамом,
Даҳан – гул, вале ношукуфта ҳанӯз.

Мисоли дигар:

Рӯи ту ба мушк монаду мӯй ба хун,
Мегӯяму меоямаш аз ӯҳда бурун.
Хун – зулф, вале омада аз нофа бадар,
Рух – мушк, вале ношуда дар нофа дарун.

## Ҳафтум: лузуми молоялзим

Ва он чунон аст, ки шоир чизе лозим гирад, ки зарурат набошад. Мисолаш аз шеъри Абдулқодири Ноинӣ, ки ақрони шайх Саъдист ва вай ғазале дорад, ки дар баъзе абёти он се «чашм» ва «чашма» ва

дар баъзе ду «чашм» ва «чашма» лозим дошта ва аз он ғазал аст ин се байт, ки дар ҳар мисрае се «чашм» ва «чашма» аст:

Назм

Эй, ки бе чашми ту чашме чашми ман ҷуз тар надид,
Ҳеҷ чашме чашмам аз чашми ту некӯтар надид.
Чашмаи нӯши ту дорад чашмаи ҳайвон, валек
Чашми ман з-он чашма ҷуз чашме пур аз гавҳар надид.
Чашми он дорам, ки аз чашмам барояд чашмаҳо,
З-он ки чашмам ҷуз ки чашмат чашмаи анвар надид.

**Ҳаштум: санъати муроотунназир**

Ва он чунон аст, ки шоир калимоти мутаносибаро ҷиҳати интизоми калом дар як силк мунтазам созад. Мисолаш аз шеъри Сироҷи Қумрӣ як рубоист, ки дар ӯ ҳашт мурғро ҷамъ карда:

Рубоӣ

Эй, дар мардӣ чу бозу дар кина уқоб,
Анқо ба таҳаввуриву тӯтӣ ба хитоб.
Аз бода бате фирист мар қумриро,
Чун чашми хурӯс дар шабе ҳамчу ғуроб.

Мисоли дигар аз шеъри Мавлоно Лутфуллоҳи Нишобурӣ рубоие, ки дар ҳар мисрае чаҳор чизро муроот карда, ки номи шаҳре ва номи замоне ва номи гуле ва номи унсурест ва мегӯяд:

Рубоӣ

Дар Марв парер лола оташ ангехт,
Дӣ нилуфар ба Балх дар об гурехт,
Имрӯз гул аз хоки Нишобур дамид,
Фардо ба Ҳарӣ бод суман хоҳад бехт.

Мисоли дигар ҳам аз шеъри Мавлонои мазкур ин рубоист, ки дар ҳар мисрае панҷ чизро муроот карда, ки номи гуле ва номи замоне ва номи силоҳе ва номи ҷавҳаре ва номи унсуре дарҷ намуда. Ва ин рубоӣ аз аҷоиби ин санъат афтода ва алҳақ коре карда, ки мақдури ҳеҷ шоир нест. Ва чун Мавлоно ин рубоӣ гуфт, Мавлоно Симӣ, ки аз шуаро ва хуштабъони Нишобур буд ва ҷомеи анвои фазоил аз хату иншо ва ғайри он дар садади ҷавоби ин рубоӣ баромад ва як сол муттасил дар фикри он буд ва охир ба аҷз қоил шуд.

Рубоӣ

Гул дод парер диръи фирӯза ба бод,
Дӣ ҷавшани лаъл лола бар хок ниҳод,
Дод об суман ханҷари мино имрӯз,
Ёқути синон оташи нилуфар дод.

## Нӯҳум: санъати сиёқатулаъдод

Ва он чунон аст, ки шоир дар назми худ риояти чанд адад кунад. Мисол:

Назм

Ягонае, ки ду кавну се рӯҳу чор табоеъ,
Чу панҷ ҳиссу шаш аркон мутобеъанд мар ӯро.
Агар зи ҳафт замин сӯи ҳашт хулд гироядд,
Зи нӯҳ сипеҳр ба даҳ навъ мерасад хабар ӯро.

Мисоли дигар аз рубоии баъзе фузало:

Рубоӣ

Даҳ бор зи нӯҳ сипеҳр аз ҳашт биҳишт,
Ҳафт ахтарам аз шаш ҷиҳат ин нома навишт,
К-аз панҷ ҳавосу чор аркону се рӯҳ
Эзид ба ду кавн чун ту як бут насиришт.

## Даҳум: санъати зулисонайн

Ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд, ки онро ҳам ба арабӣ тавон хонд ва ҳам ба форсӣ ва ин санъат дар ғояти ишкол ва суубат аст. Пас, агар дар китобат ва сукун ва ҳаракати ҳуруф андак тафовуте бошад, эътироз бар он аз инсоф дур аст ва шоир ба он қадар тафовут маъзур, аммо чандон маза надорад. Мисолаш аз шеъри Хоҷа Хусрави Деҳлавӣ:

Байт:

Баҳои хонадорӣ бо Баҳо кун,
Ҳаводорию нодонӣ раҳо кун.

Маънии форсӣ зоҳир аст, аммо арабӣ: «Баҳо» – номи касе бошад ва йо-и ӯ йо-и нисбат аст; «хонадорӣ», яъне хиёнат кард дар сарои ман; «бо баҳо кун» – бар дари он сарой бош; «ҳаводорӣ» – фуруд омад дар сарои ман; «ва нодонӣ» – ва нидо кард маро; «раҳо кун» – дар ҷои васеъ бош; дар лафзи «хона» ба ҳасби китобат тафовуте ҳаст, аммо дар ҳаракат ҳеҷ тафовуте нест.

Мисоли дигар аз шеъри Хоҷа Салмони Соваҷӣ:

Байт

Боди ҷинонӣ, ҷони баҳорӣ,
Оби равонӣ, зидди қарорӣ.

Маънии форсӣ зоҳир аст, аммо ба арабӣ: «бод» – ҳалок шуд, «ҷинонӣ» – дили ман, «ҷон» – сиёҳ шуд, «баҳорӣ» – гули зарди хушбӯи ман, «об» – бозгашт, «равонӣ» – сахтии ман, «зид» – боздошт (он маъшуқ), «қарорӣ» – қарори маро.

### Ёздаҳум: санъати таъриб

Ва он чунон аст, ки шоир алфози форсиро бар услуби арабӣ назм кунад ва то шоир дар фунуни арабият моҳир набошад, ин навъ шеър гуфтан натавонад ва Муайяниддин Тантаронӣ, ки аз афозили шуарост, бар ин услуб қасидае дорад, ки матлааш ин аст:

Байт

Тарака ваҷдата-д-дарда мин дармониҳи,
Ва аҳадтутарка-л-аҳда мин паймониҳи

### Дувоздаҳум: санъати тафсил

Ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд холӣ аз ҳуруфи шафавӣ (лабӣ), ки дар такаллум ба калимоти он лаб аз лаб ҷудо бошад ва аслан ба ҳам нарасад ва ин аз саноеи муҷаддада аст. Мисолаш ин рубоист:

Рубоӣ

Эй дида, рухи нигор дидан хатар аст,
Эй дил, сари ин ришта кашидан хатар аст.
Ҳон, то начашӣ зи соғари ишқ дигар,
Зинҳор, дило, заҳр чашидан хатар аст.

### Сездаҳум: санъати тавсил

Ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд, ки мураккаб аз ҳуруфи шафавӣ бошад, на ҳалқӣ, ки забон дар он ҳаракат накунад ва калимоти он ба лаб гуфта шавад. Мисолаш рубоии Хоҷа Хусрав аст, ки дар ин санъат беназир афтодааст:

Рубоӣ

Мӯи маҳи мо ба бӯи мо бӯё беҳ,
Бе ӯ мӯям, мӯи ваям маъво беҳ.
Моему маҳе в-он маҳи мо бо мо беҳ,
Мо бо маҳи мову маҳи мо бо мо беҳ.

### Чаҳордаҳум: санъати мавқуф

Ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд, ки забон дар охири ҳар мисраъ мавқуф монад бар мобаъди он. Ва Хоҷа Хусрав дар ин санъат рубоие дорад, ки мисраи охирро низ мавқуф гузошта ва он ин аст:

Рубоӣ

Дар ҳусн туро касе намонад илло,
Хуршед, ки ҳар субҳ бурун ояд то.
Хидмат кунаду пойи ту бӯсад, аммо
Ту рӯ сӯйи ӯ кунӣ, ки по бӯсад ё.

### Понздаҳум: санъати мавқуфи мунқатеъ

Ва ин ғарибтар аз санъати собиқ аст ва он чунон аст, ки шоир шеъре гӯяд, ки дар охири ҳар мисраъ калимаро қатъ кунад ва ҷузве аз он дар охири мисраъ оварад ва ҷузви дигар дар аввали мисраи дигар. Мисолаш аз қасидаи Сӯзании Бухорӣ, ки дар мадҳи Ҳамидуддин Ҷавҳарии Муставфӣ гуфтааст:

Назм

Шодмон бод маҷлиси Муств-,
Фии машриқ Ҳамиди дин ал-Ҷав

Ҷузви дигар аз «ҷав», ки «ҳарӣ» аст, дар мисраи дигар оварда ва қасидаро бар ин услуб тамом карда.

Дар рисолаи «Баҳористон» мазкур аст, ки агар дар ин алфоз қатъ карда, чунон риоят кунанд, ки баъзе аз он аҷзои фӣ нафсиҳи дар маънӣ мустақил бошад ва муносиби мақсуд, холӣ аз латофате нахоҳад буд ва барои мисол қитъае ва рубоие эрод ёфта:

Қитъа

Дӣ фиристод қитъае сӯи ман,
Нуктадоне зи зумраи фузало.
Карда лафзе се-чор аз он ба ду ним,
То кунад оҷиз аз ҷавоб маро.
Гуфтам андар ҷавоби ӯ, к-эй маф-,
Хари халқи Худову қозии ҳо-,
Ҷати асҳоби муттасиф ба фази-,
Лати бисёр хоҳамат ба дуо.

Рубоӣ

Эй шодии ид, чун ба коми дили аъ-,
Доям, шуда маҳбус дар ин ғамкада маъ-,
Зурам бар аҳли дил, гар озодӣ маҳ-,
Бусист ба расми идиям аз ту тамаъ.

### Шонздаҳум: санъати муқаттаъ

Ва он чунон аст, ки шоир байте гӯяд ё бештар, ки ҷамиъи ҳуруфи ӯ аз ҳам ҷудо бошад. Мисол:

Байт

Зи дарду доғи дурӣ зарду зорам,
Зи рӯю рои ӯ озарм дорам.

### Ҳабдаҳум: санъати мувассал

Ва он чунон аст, ки шоир байте гӯяд мувассал ба даҳ ҳарф ё панҷ ҳарф ва баъзе мувассал ба тамоми ҳуруф низ назм кардаанд. Ва ин рубоӣ шомили ҳарду санъат: муқаттаъ ва мувассал

аст, ки мисраи аввали он муқаттаъ аст ва мисраи дувум мувассал ба ду ҳарф ва савум ба се ҳарф ва чаҳорум ба чаҳор ҳарф.

Рубоӣ

Эй, дар дили озар зада аз рух озар,
Монӣ бар маркази хати ту чокар.
Ғайри шикани ҷаъди каҷат килки қазо,
Мушкил бикашад ба шакли чанбар анбар

Орифи Ҷомро[1] ғазалест панҷбайтӣ, шомили санъати муқаттаъ ва мувассал, ки дар ҳеҷ девон нанавиштаанд. Байти аввал муқаттаъ аст ва байти дувум мувассал ба ду ҳарф ва севум ба се ҳарф ва чаҳорум ба чаҳор ҳарф ва панҷум ба панҷ ҳарф:

Ғазал

Рухи зард дорам зи дурии он дар,
Зада доғи дардам даруни дил озар.
Чу ман кост гӯӣ шаби фурқати ту
Маҳи нав, ки бошад бад-ин гуна лоғар.
Хатат Хизр, ҷаъди каҷат мушки Таббат,
Танат сими лаълу лабат тунги шаккар
Ба ҷанби наъими муқими муҳаббат,
Биҳишти мухаллад насиби муҳаққар.
Ба лабҳо Масеҳӣ, ба гуфтан фасеҳӣ,
Ба талъат сабиҳӣ ба гесӯ муанбар.

Аммо мувассал ба тамоми ҳуруф, ки онро санъати муншор низ гӯянд. Аз он ҷиҳат, ки чун муттасил нависанд, ба шакли арра намояд, чу онро дандонаи бисёр бошад, мисолаш: Салмон гӯяд:

Байт:

Суст пеши тапиши таб тани паст
Ба тапиш пушти тани суст шикаст.

## Ҳаждаҳум: санъати манқута

Ва чунон аст, ки шоир байте гӯяд ё бештар, ки ҳама ҳуруфаш манқут бошад. Мисол:

Байт

Зи нағзӣ зеби тахтӣ, зайни ҷайшӣ,
Назебад ҷуз ба бахтат зинати тахт.

Пӯшида намонад, ки «дол»-и назебад ба ҳақиқат «зол»-и мӯъҷама аст. Бинобар қоидае, ки дар «Луғати фурс» муқаррар аст ва он қоида дар ин рубоӣ мазкур аст:

1. Мақсуд аз Орифи Ҷом Абдурраҳмони Ҷомист.

Рубоӣ

Онон, ки ба порсӣ сухан меронанд,
Дар маърази дол золро наншонанд.
Моқабли вай ар сокини ҷузвӣ бошад,
Дол аст, вагарна золи мӯъҷам хонанд.

**Нуздаҳум: санъати муҷаррад**

Он чунон аст, ки шоир байте ё зиёда гӯяд, ки тамоми ҳуруфи ӯ муҷаррад бошад аз нуқта ва ин санъат акси санъати собиқ аст. Бадри Ҷоҷармӣ, ки шоири моҳир буда ва шогирди Маҷди Ҳамгар аст ва дар Исфаҳон Хоҷа Баҳоуддин фарзанди Хоҷа Шамсиддини Соҳибдевон ӯро тарбият карда, дар мадҳи Хоҷа қасидае дорад, ки тамоми ҳуруфи он муҷаррад аст аз нуқта ва ин панҷ байт аз он қасида аст:

Ки кард кори карам мардвор дар олам,
Ки кард асоси мамолик мумаҳҳаду муҳкам.
Имоди олами одил, савори соиди мулк
Асоси торуми ислому сарвари олам.
Малик улувву аторид улуму меҳрато,
Самок рамҳу асад ҳамлаву ҳилолалам
Каломи ӯ ҳама сеҳри ҳалол дар ҳар ҳол,
Муроди ӯ ҳама эътои мол дар ҳар дам.
Ҳам ӯву ҳам дили ӯ дори адлро меъмор,
Ҳам ӯву ҳам дами ӯ дарди мулкро марҳам.

**Бистум: санъати ҳазф**

Ва он чунон аст, ки шоир байте ё бештар гӯяд, ки дар он ҳарфе аз ҳуруфро ҳазф кунад. Ва аксар шуаро маҳзуфулалиф гуфтаанд, зеро ки он аз ҳама душвортар аст. Ва дар он санъат шуароро табъозмоӣ тамом аст ва аз он санъат аст ин ду байт, ки ба номи номӣ ва исми гиромии ҳазрати Ҷамҷоҳии Осафпаноҳии ҳабибуллоҳист ва ин фасл бад-он итмом меёбад:

Назм

Ҳама бар лавни май бувад чашмам,
Ҳама бар савти най бувад гӯшам.
На ба ҳадди ман аст васли Ҳабиб,
Лек дар ҷустуҷӯй мекӯшам.

# БОБИ ДАҲУМ
# ДАР ЛАТОИФИ ЗАРИФОН АЗ МАРДОН ВА ЗАНОН

## Фасли аввал
## Дар латоифи зурафо нисбат ба мулуку салотин ва ҳукком

Ду соъӣ назди Фиръавн бадгӯӣ ва ғаммозӣ карданд аз мӯъмини Оли Фиръавн ва гуфтанд:

– Ӯ туро ба Худоӣ қабул надорад.

Гуфт:

– Ӯро назди ман оред.

Ӯро оварданд.

Фиръавн аз он ду соъӣ пурсид, ки «Кист Парвардгори шумо?»

Гуфтанд:

– Туӣ Парвардгори мо.

Аз мӯъмин пурсид, ки «Кист Парвардгори ту?»

Гуфт:

-Парвардгори ман Парвардгори ин ду соъист.

Фиръавн эшонро гуфт:

– На шумо сиоят кардед, ки ӯ рубубияти туро қабул надорад? Пас, эшонро ба сиёсат расониду мӯъминро риоят кард.

* * *

Ҷамъи деҳқонон пеши Маъмун ар-Рашид аз омили золим шикоят карданд ва додхоҳӣ намуданд.

Гуфт:

– Дар миёни уммоли ман ба ростӣ ва адолати ӯ касе нест. Аз фарқ то қадами ҳар узви ӯ пур аст аз адлу инсоф.

Зарифе аз он деҳқонон гуфт:

– Эй Халифа, чун ҳол чунин аст, ҳар узве аз аъзои ӯро ба вилояте фирист, то ҳамаи қаламрави туро адл фурӯ гираду мардум ба рафоҳият гузаронанд.

Маъмун бихандид ва он омилро маъзул сохт.

* * *

Ҷамъе соъиён пеши яке аз хулафои Бағдод гуфтанд:

– Фалонӣ аз ҷумлаи зиндиқон аст ва ҳамчунон ки хулафои Аббосӣ лақабҳо доранд, мисли Мутаваккил Алаллоҳ ва Мӯътасим Биллоҳ, ки бар нигинҳо накш кардаанд, ӯ низ бар сабили зарофат барои худ ин лақабро бар нигини хотаме нақш карда, ки «Зиндиқ Биллоҳ».

Халифа гуфт:

– То ман он хотамро набинам, бовар накунам.

Ӯро бо он хотамаш, ки дар ангушт дошт, назди халифа оварданд.

Ва ба фаросат дарёфт, ки сабаби мохизаи ӯ чист. Оғози гиря кард.

Халифа гуфт:

– Чаро мегириӣ?

Гуфт:

– Дӯсте доштам, зинданом. Ба сафаре рафту хотами худро, ки бар он номи ӯ буд, ба ман дод, ки ёдгори ман бо худ медор, ки ҳар гоҳ дар он нигоҳ кунӣ, маро ба ёд орӣ.

Дар ин замон, ки гумоштагони халифа маро гирифтанд, дар он хотам нигаристам, ӯ ба ёдам омаду гиря бар ман муставлӣ шуд, ки агар дар ин маҳал бо ман будӣ, маро мададгорӣ намудӣ.

Халифа хотами ӯро талабиду дар нақши он нигарист. Дид, ки «Зиндиқ Биллоҳ» нақш кардаанд.

Гуфт:

– Ҳамчунон ки гуфтаанд.

Гуфт:

– Ло, валлоҳ, эй халифа, он Зиндиқ Биллоҳ нест, балки Зайд сиқ Биллоҳ аст, яъне «Эй Зайд, устувор бош ба Худой».

Халифаро он сухан хуш омаду ӯро бахшид.

* * *

Мардеро назди халифа оварданд, ки ӯ зиндиқист.

Халифа ӯро пеш талабиду гуфт:

– Ба ман расида, ту зиндиқиӣ.

Гуфт:

– Ҳошо ва калло, балки марди мумини муқину[1] намозгузорандаам ва рӯзадору шабхезу парҳезгор.

Халифа гуфт:

– Ман туро тозиёна мезанам, то ту ба зиндиқӣ иқрор кунӣ.

Гуфт:

– Аҷаб ҳолат аст! Ҳазрати Мустафо саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ба шамшер мезад, ки ба мусулмонӣ иқрор кунед ва ту халифаи замонӣ ва амири мӯъминонӣ, маро тозиёна мезанӣ, ки ба кофирӣ иқрор кун.

Халифа бихандид ва ӯро бахшид.

* * *

Подшоҳе алассабоҳ ба шикор берун мерафт. Марде

---

1. Мӯқин – яқинкунанда.

қабеҳулвачҳ аз муқобили ӯ пайдо шуд. Ба фоли он шикорро бад гирифту бифармуд, то ӯро изои балеғ карданд.

Иттифоқан шикори ӯ нек баромаду ҷонвари бисёр сайд кард ва хушҳол бозгашт. Ба хотираш афтод, ки он фақирмардро беҷиҳат озор кардам. Ӯро бояд талабиду узр хост.Пас бифармуд, то ӯро ҳозир карданд. Подшоҳ ӯро узр хосту хилъате ва ҳазор дирам инъом кард.

Гуфт:

– Эй подшоҳ, ман хилъату инъом намехоҳам, аммо илтимос дорам, ки маро рухсати як сухан диҳӣ.

Гуфт:

– Бигӯ.

Гуфт:

– Сабоҳ аввал касеро, ки ту дидӣ, ман будам ва аввал касеро, ки ман дидам, ту будӣ. Туро имрӯз ҳама рӯз бо айшу тараб гузашт ва маро ба ранҷу тааб. Худ инсоф деҳ, ки аз ин ҳар ду кадом шумтарем?

Подшоҳ бихандиду ӯро хилъати хоса ва даҳ ҳазор дирам инъом дод.

* * *

Ҷамъе шуаро қасида гуфта буданд ва ба мулозимати подшоҳе мерафтанд, ки шеърҳо гузаронанду силаҳо гиранд.

Марде зариф, ки на шоир буд, сар дар пайи эшон ниҳод, ки магар ӯ низ аз эҳсони подшоҳ баҳра барад.

Чун шуаро қасоид арз карданд ва ҷоизаҳо гирифтанд, навбат ба он зариф расид.

Подшоҳ гуфт:

– Ту низ шеъре, ки дорӣ, бихон.

Гуфт:

– Ман шоир нестам.

Гуфт:

– Шоир нестӣ, ҳамроҳи эшон чӣ мекунӣ?

Гуфт:

– Ман аз табақаи Ғовунам.

Гуфт:

– Ғовун чӣ касонанд?

Гуфт:

– Мутобеъони шуароанд.

Гуфт:

– Ту ин сухан аз куҷо мегӯӣ?

Гуфт:

– Аз каломи Худои таъоло, ки фармуда: «Шоирони араб, ки ҳаҷви мӯъминон мекунанд, пайравони эшонанд. Сафеҳони араб, ки шеърҳои эшон ёд мегиранд ва дар маҷлиси куффор мехонанд барои изои мусулмонон».

Подшоҳ бихандиду ӯро низ чизе дод.

* * *

Умар Абдулазиз вафот ёфт. Дар вақти дафн кардани ӯ писараш, ки Абдулмалик ном дошт, касеро дид, ки сухан мегуфту ба дасти чап ишорат мекард.

Абдумалик ӯро гуфт:

– Эй мард, вақти сухан гуфтан ба дасти чап ишорат макун!

Гуфт:

– Ман ҳаргиз надидам, ки касе дар чунин ҳолате, ки азизтарини касони ӯ мурда бошад, дасти чап аз рост бозшиносад.

* * *

Зариферо ба гуноҳе муохиза карданд ва пеши подшоҳ бурданд.

Баъд аз субути гуноҳ гуфт:

– Бинии ӯро сӯрох кунед!

Зариф гуфт:

– Эй подшоҳи ислом, валлоҳ, ки бинии ман ду сӯрох дорад ва ба сӯрохи севум эҳтиёҷ нест.

Подшоҳ бихандиду ӯро бибахшид.

* * *

Рӯзе Султон Маҳмуди Ғозӣ аз Талҳак биранҷид ва хост, ки ӯро чӯб занад.

Ғуломонро гуфт:

– Ба боғ раведу аз қазиби арғавон чанд шоха биёваред, то ӯро сазо диҳам. Ғуломон аз пайи чӯб давиданд. Талҳак дузону зада буду ҷамъе аз ақиби ӯ истода буданд.

Талҳак гуфт:

– Бекор мабошед! Гарданӣ мезанед, то вақте ки чӯб биёваранд.

Султон бихандиду ӯро бахшид.

* * *

Рӯзе аз Талҳак ҷурме азим дар вуҷуд омада буд.

Султон ӯро ҳукми куштан карду гуфт:

– Ҳам дар пеши ман ӯро гардан занед.

Ҷаллод бо теғи бараҳна гирди сари ӯ мегашт. Талҳак дар зери теғи ӯ бағоят музтариб буд, зеро ки ба хӯи Султон эътимод надошту беэътидолии ӯро медонист.

Яке аз нудамои маҷлис гуфт:

– Эй номард, мардона бош, ин чӣ беҷигарист? Мардон ба рӯзе оянду ба рӯзе раванд.

Талҳак гуфт:

– Агар ту мардию ҷигар дорӣ, Бие, ҷои ман биншин, то ман бархезам.

Султон бихандиду аз сари гуноҳи ӯ даргузашт.

* * *

Рӯзе дар фасли тобистон Султон нишаста буд ва магаси бисёр ҳуҷум карда буд ва музоҳимат мерасонд.

Гуфт:

– Оё ҳеҷ мавзее бошад, ки он ҷо магас набувад?

Талҳак гуфт:

– Ҳар ҷо ки одамӣ бошад, магас бошад ва ҳар ҷо ки одамӣ набувад, магас набувад.

Султон гуфт:

– Метавонад буд, ки ҷое бошад, ки ҳаргиз одамӣ он ҷо нарасад ва магас бошад?

Талҳак гуфт:

– Ин муҳол аст.

Султон гуфт:

– Агар чунин ҷой пайдо шавад, чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Хуни худ султонро биҳил кунам.

Аммо агар шартро ман бибарам, султон чӣ фармояд?

Гуфт:

– Даҳ ҳазор динор медиҳам.

Бар ин шарт қарор доданд ва султон бо ҷамъе аз муқаррабон аз шаҳр берун омада, рӯй дар саҳро ниҳоданд ва чанд фарсанг дар миён бероҳа рафтанд, то ба саҳрое расиданд, ки ҳаргиз ҳеҷ кас он ҷо нарасида. Султон ин ҷо инон бозкашиду истод ва умаро саф кашиданд. Ногоҳ магасон пайдо шуданд.

Султон Талҳакро гуфт:

– Ин магас! Ва ҳол он ки ин мавзеест, ҳаргиз одамӣ ин ҷо нарасад.

Талҳак гуфт:

– Агар шумо одамӣ нестед, ман боре одамӣ ва одамизодаам.

Султон бихандиду бифармуд, то даҳ ҳазор динор таслими ӯ карданд.

* * *

Талҳакро Худои таъоло фарзанде дод. Подшоҳ пурсид, ки фарзанди ту писар аст ё духтар?

Гуфт:

– Аз фақирон чӣ ояд, ғайри писаре ё духтаре.

Султон гуфт:

– Эй мардак, аз фақирон писар ояд ё духтар, аз бузургон чӣ ояд?

Гуфт:

– Бадфеъле, носозе, золиме, хонабарандозе.

* * *

Рӯзе султонро ғазаби азим муставлӣ шуда буд.

Умаро Талҳакро гуфтанд:

– Агар султонро аз ин ғазаб фуруд орӣ, панҷ ҳазор динорат бидиҳем.

Талҳак қабул карда, пеши султон рафт. Дид, ки дар боғ бар канори замине нишаста ва онро белдорон ҳамвор мекунанд.

Гуфт:

– Дар ин замин чӣ хоҳанд кишт?

Султон дар айни ғазаб гуфт:

– …хар.

Талҳак гуфт:

– Маъозаллоҳ, наздики ҳарам аст, канизакон нагузоранд, ки сар аз замин берун кунад.

Султон бихандиду он қабз ба баст мубаддал шуд ва умаро ба ваъда вафо карданд.

* * *

Абулайно зарифи Бағдод ва Ибни Мукаррам зарифи Миср дар маҷлиси яке аз ҳукком паҳлӯи ҳам нишаста буданд ва саригӯшӣ мекарданд.

Ҳоким гуфт:

– Боз бо ҳам чӣ дурӯғ месозед?

Гуфтанд:

– Мадҳи шумо мекунем.

* * *

Хоҷа Маҳмуди Шаҳоб вазири Амир Темур буд. Баъд аз вафоти вай хост, ки масҷиди маҳаллаи худро, ки аз ҳам рехта буду хароб шуда, иморат кунад. Муздуре чанд оварда буду деворҳои кӯҳнаи шикастаро хароб мекард.

Зарифе аз он маҳалла мегузашт. Гарду ғубори бисёре дид. Пурсид, ки ин чист?

Гуфтанд, ки Ҳоҷа Маҳмуд ба вайрон кардани девори масҷид машғул аст.
Гуфт:
– То амир зинда буд, хонаи мусулмонон вайрон мекард. Акнун, ки амир бимурд, хонаи Худоро вайрон мекунад.

* * *

Рӯзе Бинoии шоир ба даргоҳи Амир Алишер омаду бинишаст. Амир аз даруни хиргоҳ овоз дод, ки дар берун кист?
Гуфт:
– Биноӣ.
Гуфт:
– Хуш омадӣ, ки мо касе мехостем, то замоне бо ӯ масхарагӣ кунем.
Биноӣ гуфт:
– Мо низ барои ҳамин кор омадаем.

**Фасли дувум**
**Дар латоифи зурафо нисбат ба содоту уламо ва фузалову қузот ва аҳоливу мавоӣ**

Рӯзе саййиде Абулайноро гуфт:
– Сабаб чист, ки содот бисёр шудаанд?
Гуфт:
– Сабаб он ки уммати ҷадди бузурги шумо дар ҳар намоз дуо мекунад: «Борик ало Муҳаммадин ва ало Оли Муҳаммад».

* * *

Зарифе аз олиме шунид, ки ҳар кӣ рӯзи арафа рӯза дорад, кафораи гуноҳи яксолаи вай шавад. Зариф рӯза гирифт.
Иттифоқан, фасли тобистон буд ва ҳаво бағоят гарм. Чун вақти истиво шуд, гуруснагиву ташнагӣ бар ӯ ғалаба кард. Рӯза бикшоду таому шароб хӯрд. Бар ӯ эътироз карданд, ки чаро рӯза тамом накардӣ?
Гуфт:
– Тамоми ин рӯза кафораи гуноҳи яксола аст. Ман ними рӯза доштам, ҳолӣ маро кафораи шашмоҳа гуноҳ кофист.

* * *

Яке аз қузот хост, ки бо зарифе мутойиба кунад.
Гуфт:
– Аз ту масъалае пурсам. Бояд, ки ҷавоб ба савоб гӯӣ.
Гуфт:

– Он чӣ донам, ба арз расонам. Ва агар надонам, аз ҷаноби қозӣ истифода намоям.
Қозӣ гуфт:
– Саге аз боме ба боме ҷасту боде аз ӯ раҳо шуд. Тааллуқ ба соҳиби кадом бом дорад?
Гуфт:
– Ҳар бом, ки наздиктар бошад.
Гуфт:
– Ҳар ду бом баробар аст.
Гуфт:
– Нисфе ба соҳиби ин саро ва нисфе ба соҳиби сарои дигар.
Гуфт:
– Агар соҳиби ҳар ду саро ғоиб бошад?
Гуфт:
– Байтулмол аст. Ва моли ғоиб тааллуқ ба ҷаноби қозӣ дорад.

* * *

Назди қозие нақл карданд, ки дар ин шаҳр ҳаззолест муқаллид, ки дар маҷолису маҳофил тақлиди шуморо бармеоварад ва онро моддаи ҳазл сохта ва мардумро ба он сабаб механдонад. Қозӣ дар ғазаб шуд ва кас ба талаби ӯ фиристод, ки тозиёна занад. Чун ҳозир шуд, қозӣ ба ӯ оғози эътироз кард ва гуфт, ки ҳай мардак, туро мерасад, ки ҳар ҷо расӣ, маро барорӣ?
Гуфт:
– Лаънати Худой бар касе, ки шуморо баровардааст.

* * *

Шахсе Ҷуҳоро назди қозӣ бурд ва даҳ дирам бар ӯ даъво кард. Ӯ мункир шуд. Қозӣ аз муддаъӣ гувоҳ талабид.
Гуфт:
– Гувоҳ надорам.
Гуфт:
– Савганд деҳ.
Гуфт:
– Савганди ӯро чӣ эътибор?
Байт
Ҳар лаҳза хӯрад ҳазор савганди дурӯғ,
3-он гуна, ки дар бодия аъробӣ дӯғ.
Ҷуҳо гуфт:
– Эй қозии мусулмонон, дар ин шаҳр мисли шумо амине ва мутадайййине нест. Чун ӯ савганди маро қабул надорад, шумо аз қибали ман савганд хӯред, то хотири ӯ қарор гирад.

* * *

Шахсе пеши қозӣ омаду бар касе даъво кард. Қозӣ аз ӯ гувоҳ талабид. Муддаӣ ҳаззолеро ба гувоҳӣ овард. Қозӣ аз ӯ пурсид, ки ҳеҷ масъала медонӣ?

Гуфт:

– Он қадр, ки шарҳ натавон кард.

Пурсид, ки Қуръон медонӣ?

Гуфт:

– Ба даҳ қироат.

Пурсид, ки ҳаргиз мурдашӯӣ кардаӣ?

Гуфт:

– Он худ ҳунари обову аҷдоди ман аст.

Пурсид, ки чун мурдаро бишӯию кафан кунӣ ва дар тобут ниҳӣ, чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Хуш мар туро, ки бимурдӣ ва ҷон ба саломат бурдӣ, то туро пеши қозӣ набояд шуд ва гувоҳӣ набояд дод.

* * *

Тарсое мусулмон шуд.

Мӯҳтасиб гуфт:

– Ту акнун чунонӣ, ки ҳолӣ аз модар мутаваллид шудаӣ.

Баъди шаш моҳ аҳли маҳалла ӯро пеши мӯҳтасиб оварданд, ки ин навмусулмон намоз намегузорад.

Мӯҳтасиб гуфт:

– Чаро коҳилнамозӣ мекунӣ?

Гуфт:

– На ту вақте ки мусулмон шудам, гуфтӣ, ки ин замон аз модар мутаваллид шудаӣ?! Аз он таърих шаш моҳ беш нагузаштааст ва ҳаргиз одами шашмоҳаро таклифи намоз накардаанд.

* * *

Абуфирос, ки Фараздақ номи ӯст, мӯҳтасиберо дид, ки дар марде овехта ва мехост, ки ӯро тозиёна занад, ки дар дасти ӯ чизе дида буд, ки ба он хамр полоянд.

Мӯҳтасибро гуфт:

– Чӣ дорӣ? Бар ин фақир бигузор, то пайи кори худ равад.

Гуфт:

– Намегузорам, ки ӯ олати хамр полудан ҳамроҳ дорад.

Абуфирос доман бардошт ва узви таносул бад-ӯ намуд, ки биё маро ҳам тозиёна бизан, ки олати зино ҳамроҳ дорам.

Мӯҳтасиб хиҷил шуд, зеро ки аз ин сухани сахттар нашнида буд ва он фақирро бигузошт, то бирафт.

* * *

Зарифе ба дари масҷид расид. Такбири намоз гуфтанд. Даромаду иқтидо ба қорӣ кард. Қорӣ намозе бағоят сабук гузорд ва баъд аз он ки салом боздод, зариф ӯро гуфт:

– Аййуҳа-л-қорӣ, ту дар намоз чӣ хондӣ, бо вуҷуди он ки ман ҳеҷ намехондам, ҳарчанд саъй кардам, ба ту натавонистам расид?

* * *

Мавлоно Хиради Муарриф марде зариф буд дар Ҳирот ва дар кори худ аз беназирони замон буд.

Рӯзе дар фасли баҳор бо ҷамъе ёрон ба саҳро берун рафта буд. Ба харкоре расиданд, ки сутурони худро ба алаф сар дода буд ва дар миён дарозгӯше буд, ки ҳар ду гӯшу думи ӯро бурида буданд.

Ёрон ба Мавлоно гуфтанд:

– Ба ин харкор таарруз кун!

Гуфт:

– Эй мард, аҷаб дарозгӯши бедуму гӯше дорӣ ва гӯши ӯро чаро буридаанд?

Гуфт:

– Ба ҷиҳати он ки бисёр муаррифӣ мекарда.

Мавлоно бо вуҷуди хирагӣ ба ҳам баромад ва хиҷил гашт.

## Фасли севум
## Дар латоифи зурафо нисбат ба абнои ҷинс

Абулайноро, ки зарифи араб аст, яке аз бузургзодагони Бағдод, ки дам аз зарофат мезад, гуфт:

– Мо ҳамеша дар зикри масовӣ[1] ва қабоеҳи туем ва даме аз ғайби ту холӣ нестем.

Абулайно гуфт:

– Агар ин намегуфтӣ, ҳамоқати ту маро маълум намешуд.

* * *

Абулайноро гуфтанд, ки Асъад ибни Аслам, ки яке аз фузалои араб аст, доим бар ту механдад. Ва чун аз пеши ӯ мегузарӣ, туро «хубси айн» мекунад.

Абулайно сураи ҳаштоду севум, ояи сеюмро мехонад, яъне: «Ба дурустӣ, ки онон ки ширкатоваранда ҳастанд, аз онон ки гаравидаанд, механданд, яъне бар мӯъминони эшон механданд

---

1. Мусовӣ – бадиҳо.

ва чун мегузаранд, бар мӯъминон ғамз мекунанд, яъне ба чашму абрӯ ишоратҳо ва айбҳо мекунанд».

* * *

Ибни Мукаррам-зарифи Миср бо Абулайно ҷое нишаста буд. Фоҳишае аз пеши эшон бигузашт.

Ибни Мукаррам гуфт:

– Занони фоҳиша оқилтарини мардумонанд, ки таоми атйаб[1] мехӯранду шароби асфо[2] менӯшанд ва аз мардум зари бисёр мегиранду лаззати мубошират низ меёбанд.

Абулайно гуфт:

– Ақли модарат чун аст?

Гуфт:

– Валлоҳ, ки ӯ беақлтар аз хоҳари туст.

* * *

Ибни Мукаррам Абулайноро гуфт:

– Ё қирд, яъне «Эй бӯзина».

Абулайно дар ҷавоб гуфт:

– Ва бизад барои мо масале, фаромӯш кард офариниши худро (Сураи сию шашум, ояи ҳафтоду ҳаштум).

* * *

Зарифе пир шуда буд, чунон ки бе асову мададгоре роҳ намерафт. Ҷавоне бар сабили зарофат ӯро гуфт:

– Расидӣ ба синне, ки арзали умр асту балои ҷони мардум шудӣ.

Гуфт:

– Умед медорам, ки ту ба ин син нарасӣ, то ба меҳнат наяфтӣ ва балои ҷони мардум нашавӣ.

* * *

Машҳур аст, ки аҳли Нишопурро ба хар нисбат кунанду аҳли Тӯсро ба гов.

Рӯзе Шайх Муҳйиддини Тӯсӣ, ки аз авлоди Абу Ҳомиди Ғаззолӣ буда, олиму фозил ва хуштабъ буда, ба яке аз зурафои Нишопур гуфт:

– Хармардумонанд ин нишопуриён, ки ҳарчанд шаҳри эшон ба зилзила хароб мешавад, боз иморат мекунанд.

Гуфт:

– Оре, агар хар намебуданд, ҷул ба гов мебастанду мерафтанд.

---

1. Атйаб – хушбӯтар.
2. Асфо – софтар.

* * *

Марде зариф ҷомаву мӯзаи нав пӯшида буд. Ба канори ҷӯи бузург расид, ки пули он вайрон шуда буд ва мустаъҷил буд ва маҷоли он надошт, ки ҷомаву мӯза биканад.

Ногоҳ марде зариф бар канори об расид. Аз ӯ илтимос кард, ки таъҷил дорам, чӣ бошад, ки маро бар пушт гирӣ ва аз ин ҷӯй бигзаронӣ ва миннате бар ман собит кунӣ.

Он мард қабул кард ва доман барзад ва ӯро бар пушт гирифт ва ба об даромад. Зариф, ки савор шуд, дуои савории маркаб оғоз карду сураи чиҳилу севум, ояи дувоздаҳум хонд.

Марди ҳомил ҳеҷ нагуфт, то миёни ҷӯи об расид. Пас ҳар ду зону бар замин ниҳод ва дуои нузул дар манзил хондан гирифт (Сураи бисту севум, ояи севум) ва ҷомаву мӯзаи ӯро дар об ғарқа сохт.

* * *

Зарифе меҳмони зарифе шуд ва се шабонарӯз дар хонаи ӯ макс намуд.

Зариф аз меҳмон ба танг омад.

Занро гуфт:

– Оё ин марди гаронҷон то кай ин ҷо хоҳад буд?

Гуфт:

– Ман онро маълум кунам.

Пас назди меҳмон омаду гуфт:

– Эй марди азиз, бад-он Худой, ки туро се шабонарӯз меҳмони мо гардонид ва фардо рӯзии ту аз ҷои дигар хоҳад дод, ки шавҳари ман бар ман ҷафо мекунад, ӯро маломате ва насиҳате кун.

Дар ин маҳал шавҳараш аз дар даромад.

Меҳмон гуфт:

– Эй ёри азиз, бад-он Худой, ки дар ин чиҳил рӯз маро меҳмони шумо сохта ва рӯзии маро ба хони эҳсони шумо навишта, ки бар ин зан ҷафо макун ва ӯро аз худ розӣ соз.

## Фасли чаҳорум
## Дар латоифи зурафо бо тавонгарон ва бахилон

Хоҷаи мунъиме барои худ мақбарае сохт. Як соли тамом дар он ҷо кор карданд, то ба итмом расид.

Хоҷа аз устоди банно, ки марди зарифе буд, пурсид, ки ин иморатро дигар чӣ мебояд?

Гуфт:
– Вуҷуди шарифи шумо.

* * *

Мавлоно Муъизиддин Қаҳиситонӣ марде фозилу шоир ва хуштабъ буд ва ба забони қаҳистонӣ ашъори дилписанд дорад.

Ва Орифи Ҷом ин матлаъро аз ашъори ӯ писандида (маънии байт):

Ҳуснра ҷилва деҳу вулки чу гулнор дарар,
Хуш ба бозор дара, шаҳрера аз кор дарар.

* * *

Рӯзе хоҷае аз мунъимони Қаҳистон Мавлоноро ба хона бурд ва зиёфат карду алвони атъима овард ва аз ҷумла гепое пеши Мавлоно ниҳод ва сари онро бикушоду гуфт:

– Ин гепоро ба эҳтимоми тамом ба дасти худ пухтаам, тановул кунед.

Мавлоноро аз бӯи он кароҳате шуд ва даст аз хӯрдани он кашида дошт.

Хоҷа гуфт:

– Эй Мавлоно, чаро гепо намехӯред? Магар бад пур кардам?

Гуфт:

– Нек пур кардаӣ, вале бад холӣ кардаӣ.

* * *

Зарифе ба дари хонаи бахиле омад ва чашм бар дарзи дар ниҳод. Дид, ки хоҷа табақе анҷир дар пеш дорад ва ба рағбати тамом мехӯрад. Зариф ҳалқа бар дар зад. Хоҷа табақи анҷирро дар зери дастор пинҳон карду зариф онро дид. Пас бархост, дарро бикушод. Зариф ба хонаи ӯ даромад ва бинишаст.

Хоҷа гуфт:

– Чӣ касӣ ва чӣ ҳунар дорӣ?

Гуфт:

– Марде ҳофизу қориям ва «Қуръон»-ро ба даҳ қироат мехонам ва филҷумла овозею лаҳҷае низ дорам.

Хоҷа гуфт:

– Барои ман аз «Қуръон» ояте чанд бархон.

Зариф бунёд кард, ки: «ваззайтуну ва Тури синин ва ҳозал баладиламин» (Сураи наваду панҷум, оятҳои якум-севум).

Хоҷа гуфт:

– Ваттин куҷо рафт?

Гуфт:

– Дар зери дастор.

* * *

Ҷамъи зурафо ба дари хонаи бахиле рафтанд, то аз ӯ чизе аз худ кунанд. Ҳоҷа аз омадани эшон хабар ёфт.

Ғуломро гуфт:

– Берун раву ин ҷамоатро бигӯй, ки хоҷаи мо дӯш вафот ёфтааст, маъзур доред.

Ғулом берун омаду пайғом расонид.

Зурафо гуфтанд:

– Хоҷа валинеъмати мо буд ва дар зиммати мо ҳуқуқи бисёр дорад. Интизори ҷанозаи ӯ мебарем, то берун оранду бар ӯ намоз гузорем ва ба хок бисупорем.

* * *

Зарифе бар хони бахиле мурғи бирёнкарда дид.

Гуфт:

– Умри ин мурғ баъд аз кушта шудан дарозтар хоҳад буд аз умре, ки дар ҳаёти худ дошта.

* * *

Зарифе меҳмони бахиле шуд.

Бахил канизакро гуфт:

– Барои меҳмон полудаи асал биёр.

Гуфт:

– Асалу орду равған ҳозир нест.

– Агар он муяссар намешавад, ҷомаи хобе аз ҳарирру дебо бигустар, то ба фароғату осоиш бар он хоб кунад.

Зариф гуфт:

– Эй хоҷа, дар миёни дебову ҳарир ва полудаи асал ҳеҷ нонпорае хушк бошад, ки он маро беҳ аз дебову ҳарир ва полудаи асал?

* * *

Сартароше рӯзе сари Хоҷае метарошид. Ногоҳ дасти ӯ биларзиду сари Хоҷаро бибурид. Фарёд бардошт, ки ҳей мардак, сари маро бибуридӣ.

Гуфт:

– Хомӯш бош, ки сарбурида сухан нагӯяд.

* * *

Мушиди Шерозӣ зарифе буд, ки бирёнпазӣ мекард. Рӯзе бузе лоғар бар ҳезуми тар бирён ниҳод ва бағоят хом берун омад ва ҳеҷ кас ба он рағбат накард ва пеши ӯ бимонд. Охир ба дари хонаи меҳтари мурдашӯён рафту гуфт:

– Эй меҳтару беҳтари ҷамеи мурдашӯёни олам, ман марде фақираму бекасам ва пир шудаам. Метарсам, ки чун бимирам,

касе парвои ман накунад ва ғусл нодода, ба хокам кунанд. Акнун бузе фарбеҳ бирён кардам. Онро ба ту медиҳам, то сарфи аёлоти худ кунӣ ва вақте ки ман бимирам, барои Худо маро ғусл диҳӣ.

Меҳтар гуфт:

– Миннатдорам. Ва бирёнро аз ӯ гирифт ва бо мардуми худ хӯрд ва аз ҳам гузаронид[1].

Чун як ҳафта бар ин гузашт, Мушид ҷомаи сафар пӯшид ва пойдоне[2] дар по карда, ба дари хонаи меҳтар омад ва дар бикӯфт.

Меҳтар ба дар омад. «Марҳабо»-гуфту пурсид, ки хидмате ҳаст?

Мушид гуфт:

– Азимати Димишқ дорам ва он ҷо яке аз ақрабои ман вафот ёфтааст ва аз ӯ моли хатир монда ва ғайр аз ман ворисе надорад. Акнун маро зарур аст, ки он ҷо равам ва ҳамроҳони ман бор кардаанд ва интизори ман мебаранд. Зуд бош ва берун ой, ки туро ҳамроҳ бибарам, зеро ки намедонам дар кадом замин хоҳам мурд? Боре ҳамроҳи ман бош, ки ҳар ҷо бимирам, маро бишӯӣ.

Меҳтар ҳайрон бимонд, ки чӣ ҷавоб гӯяд ва миёни эшон ҷангу ғавғо афтод ва гуфтугӯй боло гирифт ва мардум ба мусолиҳа дар миён омаданд. Меҳтар басе меҳнат кашид, то баҳои бирёнро ба изъофи зар дод ва аз дасти ӯ халос шуд.

## Фасли панҷум
## Дар латоифи зурафо ба гаронҷонон ва мардуми бориди нодон

Дар «Наводир»-и Саълабӣ аз Ҷолинуси Ҳаким[3] овардаанд, ки гуфтааст: «Ҳамнишинии гаронҷонон таби рӯҳ аст».

* * *

Аз Ҳасани Басрӣ овардаанд, ки бас аст туро далел бар тарки сӯҳбати гаронҷонон. Дар сураи сию севум гуфтааст:

– Чун таом хӯред, пароканда шавед ва унс магиред барои сухан гуфтан. Аз ин оят маълум мешавад, ки Ҳақ таъоло розӣ нест, бо ин ки сӯҳбат доранд бо ҳабиби ӯ гаронҷонон.

---

1. Аз ҳам гузаронидан – ҳазм кардан.
2. Пойдон – пойафзор, кафш.
3. Ҷолинус яке аз атиббои ҳаштгона аст, ки нахустини эшон Исқилибуси аввал аст ва ӯ ҳаштумин нафар ва хотими Атиббои узом аст. Зуҳураш дивист сол пас аз Масеҳ буда, дар 87 – солагӣ вафот ёфтааст. Канзулҳикма, с.221 .

* * *

Шақиқи Балхӣ[1] гӯяд: Бар Салмони Форсӣ разияллоҳу анҳу даромадем. Ба нону намак моро меҳмон карду гуфт:

– Агар на он будӣ, ки Расул (с) наҳй кард моро, такаллуф мекардам.

Яке аз гаронҷонон ҳамроҳи мо буд.

Фузулӣ карду гуфт:

– Агар миқдоре саътари[2] сабз бошад, ки нонхӯриш кунем, аз таври такаллуф хориҷ аст.

Салмон берун рафту митҳараи[3] хеш ба дӯкони сабзифурӯш гарав карду саътар овард.

Чун аз таом фориғ шуданд, он гаронҷон гуфт:

– Шукр мар он Худойро, ки қаноат дод моро ба он чи рӯзӣ кард моро.

Салмон гуфт:

– Агар шуморо қаноат будӣ, митҳараи ман ба гарав нарафтӣ.

* * *

Ибни Ҳамдун фозили аср буд ва надими Мутаваккил.

Гуфтааст:

– Ҳаргиз бо гаронҷонӣ хӯрок нахӯрдам, илло ки ин оят ба ёдам омад (Сураи ҳафтоду, оятҳои дувоздаҳум ва сездаҳум), яъне ба дурустӣ, ки назди мост бандҳои гарон ва оташи сӯзон ва хӯроки гулӯгир ва азоби дарднок.

* * *

Бузурге гуфтааст: Чун гаронҷоне ба гаронҷонии худ огоҳ бошад, нисфи гаронҷонии ӯ биравад, зеро ки ин огоҳӣ ҳосил нашавад, илло ба сабукрӯҳӣ.

* * *

Шабе гаронҷоне ба маҷлисе даромад. Зарифе бархосту чароғ бардошт ва маҷлисро барҳам зад.

Он гаронҷон дар қаҳр шуду гуфт:

– Ин чӣ феъл аст, ки ба ҷой овардӣ?

Гуфт:

– Ба қавли Ҳақ таъоло амал кардам, ки фармудааст: «Чун торик шавад роҳ бар эшон, бархезанд» (Сураи дувум, ояти нуздаҳум).

---

1. Абӯалӣ Шақиқ ибни Иброҳим ал-Балхӣ дар соли 274 дар вилояти Хатлон шаҳид гардид. Нафаҳот, с.54.
2. Саътар – пудинаи кӯҳӣ.
3. Митҳара – офтоба.

* * *

Гаронҷоне ба маҷлисе даромад, ки мардуми бисёр ҷамъ нишаста буданд ва аз тангии мақом ташвиш доштанд ва ӯ ба ҳар зӯре, ки дошт, худро дар миёни ду кас бигунҷонид ва фурӯ нишаст ва касеро, ки бар дасти рости ӯ буд, узрхоҳӣ мекард, ки ҷо бар ту танг сохтам.

Гуфт:

– Ту дар хонаи худ ҷой бар мо танг доштӣ, чӣ ҷои ин аст?

* * *

Рӯзе марде зариф ба дӯсте мактубе менавишт ва мехост, ки баъзе суханони сиррӣ дар он дарҷ кунад. Гаронҷоне паҳлӯи ӯ нишаста буду дар он мактуб менигарист. Зариф навишт, ки агар фалон гаранҷони валадуззино дар паҳлӯи ман набудӣ ва дар мактуби ман нанигаристӣ, басе мо физзамири худ навиштаме.

Он гаранҷон гуфт, ки ман кай дар мактуби ту нигаристам?

Гуфт:

– Агар нанигаристӣ, чӣ донистӣ, ки ман аз ту шикоят навиштам?

* * *

Ҷамъе қуррои гаронҷон бар сари болини Саррии Сақатӣ[1] ба иёдат омаданд ва бисёр нишастанд ва ӯро ғазаб мекарданд. Баъд аз он ки мерафтанд, гуфтанд:

– Моро дуо кун.

Гуфт:

– Худоё, моро биёмӯз, ки чӣ гуна парастиши беморон кунем.

* * *

Дар «Наводир»-и Саълабӣ яке аз кибори саҳобаро ном бурда, ки чун гаронҷоне ба сӯҳбати ӯ омадӣ, гуфтӣ:

– Худоё, биёмурз ману ӯро ва моро бозраҳон аз ӯ.

* * *

Ҷамъе аз гаронҷонон ба аёдати бузурге омаданд ва бар сари болини ӯ макси бисёр карданд ва ӯ аз он ранҷидахотир гашт.

Баъд аз он ки мерафтанд, гуфтанд:

– Моро васияте кун.

Гуфт:

– Васият он аст, ки чун ба аёдати беморе равед, зуд бархезед ва ба макси худ ӯро азоб макунед.

---

1. Саррӣ ибни ал-Муфлис ас-Сақатӣ, кунияташ Абулҳасан, вафоташ сешанбеи севуми рамазони 253.

* * *

Гаранҷоне бар сари болини беморе даромаду макси бисёр кард ва муболиға менамуд, ки дилат чӣ мехоҳад, бигӯ ва орзу дар дил нигоҳ мадор.

Гуфт:

– Дилам он мехоҳад, ки бимираму аз ҷафои аёдати ту халос шавам.

* * *

Гаронҷоне бар сари болини беморе нишаст ва дар охир пурсид, ки чӣ ташвиш дорӣ?

Гуфт:

– Ташвиши аёдати ту дорам. Дигар ҳеҷ ташвише нест.

* * *

Гаронҷоне бар сари беморе омаду гуфт:

– Чӣ мараз дорӣ?

Гуфт:

– Марази хафақон дорам, ки тапидани дил аст хориҷ аз эътидол.

Гуфт:

– Зинҳор, васият кун, ки падару бародарам ба ҳамин мараз мурданд ва яқин дорам, ки ту аз ин мараз ҷон набарӣ ва муболиға аз ҳад гузаронид, ки дар пеши ман фарзандонатро биталаб ва васият кун.

Бемор фарзандонро талабид ва гуфт:

– Васият мекунам шуморо, ки дигар ин гаронҷонро ба сари болини ман нагузоред.

* * *

Беморе мушарраф бар мавт буд. Гаранҷоне, ки даҳони ӯ иллати бухор[1] дошту аз нафаси ӯ бӯи нохуш меомад, бар сари болини ӯ нишаста буд. Ҳар замон сар пеши рӯи ӯ меоварду даҳони худ наздики даҳони ӯ медошт ва калимае ба арз мерасонид. Бемор аз бӯи нохуши даҳони ӯ ба ҷон расида буду рӯй мегардонид.

Охир ба танг омаду гуфт:

– Эй азиз, мегузорӣ, ки ман хушҳолу покиза бимирам? Ё мехоҳӣ, ки марги маро ба ҳарчӣ аз он нохуштару палидтар набошад, биёлоӣ?

* * *

Гаронҷоне беадабӣ мекард. Азизе ӯро маломат намуд.

Ва ӯ гуфт:

1. Бухор – гандагии даҳан.

– Чӣ кунам? Обу гили маро чунин сириштаанд.
Гуфт:
– Обу гили туро некӯ сириштаанд, аммо лагад кам хӯрдааст.

* * *

Абулайно бар сари болини гаронҷоне омаду гуфт:
– Эй таб, чун мегузаронӣ бо ин сақил? Намедонам, ки меҳнати ту бо ӯ беш аст ё меҳнати ӯ бо ту?

* * *

Ҷаммоз аз нудамои маҷлиси Мутаваккил буд. Рӯзе наздики гаронҷоне, бориде, аз ях афсурдатаре нишаста буд.
Он гаронҷон аз ӯ пурсид, ки то фасли зимистон чанд монда?
Гуфт:
– Он миқдор ки миёнаи ману ту.

* * *

Гаронҷоне даст дар бағали зарифе карда буд ва ба ибром чизе металабиду мегуфт:
– Фалон чиз дар бағал дорӣ ва ба мо намедиҳӣ?
Зариф дар қаҳр шуду гуфт:
– Дар бағали ман дасти хар аст.

* * *

Замахшарӣ дар «Рабеъулаброр» оварда, ки Ҳусай ибни Ваҳб ва Абулайно шарте бастанд бар даҳ ратл барф. Абулайно аз маҷлис берун омад ва ҳарчанд дар бозорҳо бигашт, барф наёфт ва намехост, ки дасти холӣ назди ёрон бозгардад. Ҳайрон фурӯ монд, ки чӣ чора созад. Ногоҳ Бакр ибни Итоб, ки марде борид ва гаронҷон буд ва ба бурудат маъруфу машҳур, дар бозор ба Абулайно расид. Абулайно ӯро бидиду хушдил шуду гуфт:
– Хуш омадӣ, эй Итоб, ки ман туро меҷустам. Пас ӯро ба дари хонаи ибни Ваҳб бурд ва пеш аз ӯ ба хона даромаду гуфт:
– Ту аз ман даҳ ман ратл барф хостӣ ва ман сад ратл овардаам.
Пас овоз дод, ки, эй Бакр, дарой. Чун Ҳусайнро чашм бар вай афтод, Абулайноро гуфт, ки Худо туро биёмурзад, ки зиёда ҳам овардӣ, аз он чи гуфтӣ.

* * *

Шайхи бориди гаронҷоне ба ҷамъе муридони борид назди хоҷае рафту гуфт:
– Дӯш падари туро дар воқеа дидам, ки ҳариса[1] медод.

---

1. Ҳариса – навъе аз ош аст, ки аз гандуми кӯфта ва гӯшту равғану намаку масолеҳ рост кунанд. «Ғиёс».

Он хоҷа барои шайх ҳариса пухт. Ҳафтаи дигар боз омад, ки падаратро дар воқеа дидам, биринҷ хост. Хоҷа биринҷи пурмасолеҳ пухту ба шайху муридон дод. Ҳафтаи дигар боз омад, ки падаратро дар воқеа дидам, ки яхнӣ хост. Хоҷа онро низ пухту ба хӯроки эшон кард. Ҳафтаи дигар боз омаду гуфт, ки падаратро дар хоб дидам, ки барраи бирён ва ҳалвои шакар хост.

Хоҷа гуфт:

– Бозгарду падарамро бигӯй, ки бархезу биё, то он чӣ дорем аз қалилу касир, бо ҳам хӯрем ва ин қосиду пайғомро аз миён бардор, ки хонумони маро вайрон хоҳад кард.

* * *

Ҷавоне хуросонӣ бо самарқандии бориди гаронҷоне азимати ҳаҷ кард. Чун ба Бағдод расиданд, ҷавони хуросонӣ бемор шуду ба маразӣ мавт автод. Он гаронҷон ӯро дар он ғурбату беморӣ гузошта, қасди мурочиат кард.

Бемор ӯро гуфт:

– Чун ба ватан равӣ ва ақрабову аҳбоб аз ҳоли ман пурсанд, чӣ хоҳӣ гуфт?

Гуфт:

– Бигӯям, аввал ӯро судоъ шуд, баъд аз он зотуссадр ва зотулҷанб ва зотурриҳ ориз гашт. Ва сипурзи ӯ варам карду ҷигараш фосид шуд ва меъдааш заиф гашту таби доим ӯро лозим омад. Ва заъфи ӯ мусобае шуд, ки аз қиёму қуъуд бимонд.

Бемор гуфт:

– Эй азиз, беҳтарин сухан он аст, ки андак бошаду далолат кунад бар маънии бисёр. Чӣ ҳоҷат, ки ин ҳама достонпардозӣ ва ин ҳама дурӯғу ростсозӣ. Ҳар кӣ аз ҳоли ман пурсад, бигӯ:

– Фалонӣ рахти сафар ба сӯи охират басту аз сӯҳбати гаронҷонон бозраст.

## Фасли шашум
## Дар латоифи зурафо бо мардуми қабеҳулваҷҳ

Марде қабеҳулваҷҳ дуо кард, ки бор Худоё, мехоҳам аз ту биҳиштро ва паноҳ мебарам ба ту аз оташи дӯзах.

Зарифе шунид, гуфт:

– Эй мард, бо ин рӯй бар дӯзах чаро бахилӣ мекунӣ ва онро аз оташи дӯзах дареғ медорӣ?

* * *

Марде қабеҳулвачҳ ва кареҳулманзар аз маҳосини зарифе пари коҳе бардошт ва он зариф ҳеҷ нагуфт.

Марди кареҳулманзар бар зариф эътироз карду гуфт:

– Чаро тарки суннат кардӣ ва барои ман дуои хайр ба ҷо наёвардӣ?

Гуфт:

– Дуое, ки дар ин маҳал мебояд гуфт, ин аст, ки гӯем: «Бигардонад Худои таъоло аз ту бадиро».

Ман аз он тарсидам, ки агар ин дуо кунам, Худои таъоло рӯи туро бигардонад ва аз ту дур кунад ва одамӣ бе рӯй монад, расво шавад. Пас, ин дуо дар ҳаққи ту нафрин бошад, ба ин ҷиҳат хомӯш гаштаам ва дуо накардам.

* * *

Ҷаммоз надими Мутаваккил яке аз мулозимони Мутаваккилро, ки ба вай қурбе дошт ва бағоят қабеҳулвачҳ буд, чанд рӯз надид. Баъд аз он ки пайдо шуд, Ҷаммоз аз ӯ пурсид, ки дар дар он айём куҷо будӣ, ки нанамудӣ?

Гуфт:

– Чанд рӯз шуд, ки дар қабеҳтарин аъзои ман думмалҳо баромада буд ва ба он восита аз мулозимат монда будам.

Ҷаммоз тез дар рӯи ӯ нигаристу гуфт:

– Дурӯғ мегӯӣ, зеро ки бар рӯи ту, ки қабеҳтарин аъзои туст, ҳеҷ думмал намебинам.

* * *

Ибн Аби Ҳафса бағоят кареҳулманзар буд. Рӯзе бо Абу Нувос мулоқот карду ранги вай шикаста дид ва ба зардӣ моил.

Гуфт:

– Эй Абу Нувос, ранги ту чаро зард шуда?

Гуфт:

– Чун туро дидам, ёди гуноҳони худ кардам, ранги ман чунин зард шуд.

Гуфт:

– Дидани ман чӣ гуна мӯҷиби ёд кардани гуноҳони ту шуд?

Гуфт:

– Тарсидам, ки Худои таоло маро бар гуноҳони ман уқубат кунад. Ва он уқубат ин бошад, ки маро ба сурати ту масх гардонад.

* * *

Зарифе марди қабеҳулвачҳро дид, ки бағоят ғазаб бар ӯ муставлӣ буд ва дар роҳе мерафт.

Гуфт:
– Эй марди ғазбон, аз куҷо меоӣ?
Ӯ аз ғояти ғазаб гуфт:
– Мин лаънатиллоҳ.
Зариф гуфт:
– Боз гардонад Худой ғурбати туро, яъне туро ба ватан, ки лаънатуллоҳ аст, бирасонад.

* * *

Марде қабеҳулваҷҳ ва сиёҳчурда ба муханнасе таарруз карду гуфт:
– На шуморо наҳӣ кард Сулаймон, ки берун меояд аз хонаҳои худ дар рӯзи равшан?
Муханнас дар ҷавоб гуфт:
– Дидам рӯи туро, пас гумон бурдам, ки шаб даромадааст.

## Фасли ҳафтум
## Дар латоифи зурафо бо аъроб

Зарифе бо арабе ҳамроҳ шуд. Дар он асно аз ӯ пурсид, ки чӣ ном дорӣ?
Гуфт:
– Матар (яъне борон).
Гуфт:
– Кунияти ту чист?
Гуфт:
– Абулғайс (яъне падари борон).
Гуфт:
– Падарат чӣ ном дорад?
Гуфт:
– Фурот (номи дарё).
Гуфт:
– Кунияти ӯ чист?
Гуфт:
– Абулфайз (яъне падари оби равон).
Гуфт:
– Номи модарат чист?
Гуфт:
– Саҳоб (яъне абр).
Гуфт:
– Кунияти ӯ чист?
Гуфт:

– Уммулбаҳр (яъне модари дарё).
Гуфт:
– Барои Худо, лаҳзае бош, то завраќе пайдо кунам, вагарна дар ҳамроҳии ту ғарқ хоҳам шуд.

* * *

Зарифе бо арабе ҳамроҳ шуд. Дар он асно аз ӯ пурсид.
Чӣ ном дорӣ?
Гуфт:
– Борид (яъне хунук).
Гуфт:
– Кунияти ту чист?
Гуфт:
– Абуҷамд (яъне падари ях).
Гуфт:
– Номи падарат чист?
Гуфт:
– Абуссалҷ (яъне падари барф).
Гуфт:
-Номи модарат чист?
Гуфт:
– Замҳарир (яъне сармои сахт).
Гуфт:
– Куниияташ чист?
Гуфт:
– Уммушшито (яъне модари зимистон).
Гуфт:
– Чӣ пеша дорӣ?
Гуфт:
– Яхфурӯшӣ.
Гуфт:
– Ба куҷо меравӣ?
Гуфт:
– Аз паи барф.
Гуфт:
– Барои Худо, лаҳзае бош, то пӯстине пайдо кунам, ки аз сармо афсурда гаштам ва бими ҳалокат дорад ҳамроҳии ту.

* * *

Зарифе дар бодия роҳ гум карда буд. Ҷамъе аз аъроб, ки қуттои тариқ буданд, ӯро гирифтанду ба қабилаи худ бурданд ва либосҳои ӯро берун карданду гуфтанд:
– Ин шахс таррор менамояд, мумкин ки чизе аз зар фурӯ бур-

да бошад. Дӯғи туруш оварданд ва аз он бисёр бар ӯ паймуданд, то исҳол бар вай афтод. Яке аз эшон чӯбе ба даст гирифту дар миёни ғоити ӯ мезад ва зар металабид.

Зариф бихандид.

Гуфтанд:

– Чаро механдӣ?

Гуфт:

– Ман дар диёри худ қанду набот мехӯрдам, аз ман ғоит ҷудо мешуд. Акнун ки дар ин бодия дӯғи туруш мехӯрам, зар чӣ гуна ҷудо шавад?

* * *

Башар ном зарифе буд дар Куфа. Рӯзе ёронаш гурусна шуданду гуфтанд:

– Эй Башар, чораи таоме кун.

Башар бархост ва ёронро дар хона бинишонду худ берун омад, ки аз мамарр чизе хӯрданӣ пайдо кунад. Басе бигашту аз ҳеҷ ҷо фатҳе нашуд. Ҳайрон бимонд. Ногоҳ назар кард, аъробиеро дид, ки аз саҳро ба шаҳр омадаву шутуре фурӯхта ва зари онро мешумурду бар гӯшаи миёнбанд мебаст.

Пеш рафту бар ӯ салом кард.

Аъробӣ ҷавоб дод.

Баъд аз он пурсид, ки эй аъробӣ, чӣ ном дорӣ?

Гуфт:

– Лаввоҳа.

Башар даст дар миёни ӯ зад, ки аҷаб хуб ёфтам туро. Зуд бош ва нуздаҳ динор, ки ба ҳақ бар зиммаи ту дорам, адо кун, ки дергоҳест то туро металабаму намеёбам.

Аъробӣ ҳайрон бимонду гуфт:

– Эй мард, ман ҳаргиз бад-ин шаҳр нарасида будам ва ҳаргиз туро надидаам ва бо ту муомила накардаам. Аз ман чӣ зар металабӣ?

Башар гуфт:

– Мӯҳмал магӯй ва зари ман бидеҳ!

Аъробӣ оғози хушунат кард ва ҳар ду ба ҳам даровехтанд ва мардум ҷамъ шуданд.

Арабро гуфтанд:

– Ин марди зарифу хуштабиат аст ва мо ӯро мешиносем. Бо ту мукобираи сареҳ нахоҳад кард. Биё, ба чизе сулҳ кун.

Араб изтироб мекард, ки валлоҳ, ман ҳаргиз ин мардро надидаам. Шояд, ки маро ба дигаре ғалат карда бошад.

Башар гуфт:

– Ман бешуур нестам, ки чунин ғалате кунам. Нуздаҳ динор медиҳӣ ва илло ҳамроҳи ман ба дорулқазо ҳозир мешавӣ, то назди қозӣ гувоҳ бигузаронам ва ҳаққи худ биситонам.

Ҳар ду ба маҳкамаи қозӣ рафтанд. Қозӣ номи ҳардуро пурсид.

Зариф гуфт:

– Номи ман Башар аст.

Араб гуфт:

– Номи ман Лаввоҳа аст.

Пас Башар бар ӯ нуздаҳ динор даъво кард ва ӯ мункир шуд.

Қозӣ аз Башар гувоҳ талабид.

Гуфт:

– Гувоҳи ман Худои таъолост, ки дар «Қуръон» фармудааст:

– Лаввоҳатун лилбашари алайҳо тисъату ашари (Сураи ҳафтоду чаҳорум, оятҳои нӯҳум ва сиюм). Маънии оят ин аст, ки «Оташе бошад сиёҳкунандаи башараи мушрикон, яъне пӯсти бадани эшон, ки бар он оташ муваккаланд нуздаҳ фаришта, ки мушриконро дар он оташ фурӯ мебаранд ва ғӯта медиҳанд».

Чун қозӣ аз Башар ин оят бишунид, бихандид ва ӯро аз хосаи худ нуздаҳ динор бидод ва Лаввоҳаро аз чанги ӯ бираҳонид. Ва Башар аз он зар таомҳо хариду ба ёрон расонид.

## Фасли ҳаштум
## Дар латоифи зурафо ва соири мардумон

Зарифе дар хонаи дарвеше меҳмон шуд. Дарвеш сақфи хонаро аз чӯбҳои заиф пӯшида буду бори гарон дошт. Ҳар лаҳза аз он чӯбҳо овозе берун меомад.

Меҳмон гуфт:

– Эй дарвеш, маро аз ин хона ба ҷои дигар бар, ки метарсам фуруд ояд.

Гуфт:

– Матарс, ки он овози тасбеҳ ва зикри чӯбҳост.

Гуфт:

– Аз он метарсам, ки аз бисёрии зикру тасбеҳ эшонро ваҷдеву ҳоле ба ҳам расад, ки ҳама ба як бор дар рақсу самоъ оянд ва ба саҷда афтанд.

* * *

Абулайно меҳмони дарвеше шуду он дарвеш муқиллулҳол[1]

1. Муқиллулҳол – дарвешу фақир.

буд. Миқдоре сиркаи тунди ба хардал парварида бо нони ҷав овард.

Абулайноро аз бӯи он сирка димоғ бисӯхт ва донист, ки бағоят тунду тез аст. Даст аз он кашида дошт.

Дарвеш гуфт:

– Таом поку ҳалол аст, чаро намехӯрӣ?

Гуфт:

– Метарсам аз ҳиддату тезие, ки дорад, мабодо ҳарфи тавҳидро аз лавҳи дилам зоил гардонад.

* * *

Марде шикампарвар сар дар боғи ангуре кард. Дид, ки хирсе ангур мехӯрад. Ӯ низ машғул гашт. Ногоҳ соҳиби боғ пайдо шуд. Дид, ки марде ва хирсе ангур мехӯранд. Чӯбе баргирифту бар сари мард омад ва ӯро дар лат кашид.

Фарёд овард, ки эй азиз, агар мӯҷиби лат кардан[1] ангур хӯрдан аст, хирс низ ангур мехӯраду беш аз ман вайронӣ мекунад. Чун аст, ки ба вай таарруз намекунӣ?

Соҳиби боғ марди зариф буд, гуфт:

– Аз он ҷиҳат ки ӯ сер мехӯраду меравад ва ту бо он ки сер мехӯрӣ, залла низ мебарӣ.

* * *

Марде бо канизаки ҳамсоя зино карду канизак аз ӯ ҳомила шуд. Ҳамсоя бар он қабоҳат иттилоъ ёфт.

Зониро гуфт:

– Эй адувуллоҳ, чун ин феъли нохуши фоҳиш мекардӣ, боистӣ, ки азл кунӣ ва нагузорӣ, ки нутфа ба раҳм равад, то валадуззино ҳосил нашавад.

Зонӣ гуфт:

– Аз уламо шунидаам, ки азл кардан макрӯҳ аст.

Гуфт:

– Нашунидаӣ, ки зино ҳаром аст?

* * *

Марде падари пири худро мезад.

Гуфтанд:

– Шарм бидору ҳуқуқи ӯро фаромӯш макун.

Гуфт:

– Ҳамчунон ки падарро бар фарзандон аст, фарзандро низ бар падар ҳақ аст.

Гуфтанд:

---

1. Лат кардан – задан, кӯфтан.

– Ҳаққи фарзанд бар падар чист?
Гуфт:
– Аввал он ки модари ӯро аз мардуми асил бихоҳад, ки ҷамила бошад ва модари ман дирамхарида аст ва бадшакл аз зангбор. Дигар он ки фарзандро номи некӯ ниҳад ва маро Барғус ном ниҳода, яъне Кайк. Дигар он ки бояд фарзандро дар хурдсолӣ ба мактаб фиристад, то Қуръон омӯзад ва ман як ҳарф намешиносам. Дигар он ки бояд ӯро дар тифлӣ хатна кунад. Пас доман бардошту кашфи аврат карду гуфт:
– Инак ман чиҳилсолаам ва ҳанӯз ағлафам, яъне хатнанокарда.

* * *

Марде зариф ба деҳе расид аз вилояти Ғур ва дар шимоли он деҳа кӯҳе дид бағоят баланд, ки ҳавои он деҳаро гирифта буд.
Ғуриёнро гуфт:
– Чун мебинед, агар ин кӯҳро аз пеши деҳи шумо бигирам ва деҳаи шуморо хушҳаво гардонам?
Гуфтанд:
– Аҷаб караме карда бошӣ дар ҳаққи мо, зеро ки ба воситаи беҳавоӣ бештари авқот дар деҳи мо тabларзаву тоун аст.
Гуфт:
– Ман худ ин кор мекунам, ба шарти он ки маро як сол меҳмонӣ кунед ва ҳар чӣ дилам хоҳад аз таому мева, тартиб диҳед ва баъд аз он ки ин кӯҳро дур бурда бошам, маро ҳазор динор бидиҳед, ки харҷи роҳ кунам.
Гуфтанд:
– Миннатдорем.
Пас муддати як сол ӯро хидмат карданд. Чун сол ба сар омад, бар сари ӯ рафтанд, ки бархезу ба ваъда вафо кун.
Гуфт:
– Биравед ва дар тамоми хонаҳо биҷӯед: ҳар ҷо расане ва танобе ёбед, аз як газ то сад газ, маҷмӯъро пеши ман оред. Рафтанд ва хирворҳои расан оварданд.
Бифармуд, то ҳамаро бар сари ҳам бастанд.
Пас гуфт:
– Ин расани дарозро гирди кӯҳ дар оред. Чунон карданд. Пас ҳар ду сари расанро бигирифт ва пушти кӯҳ бозниҳоду гуфт:
– Тамоми мардуми деҳ аз зану мард ва хурду бузург ва пиру ҷавон ҳозир шаванд.
Ҳама ҷамъ омаданд.
Пас гуфт:

– Пиромуни кӯҳ дароед ва зӯр кунед ва ба як бор бардоред ва ба пушти ман ниҳед, то онро дур барам ва дар мағоке андозам.

Гуфтанд:

– Ту девонаӣ? Мо чӣ гуна тавонем ин кӯҳи бузургро бардоштан ва бар пушти ту ниҳодан?

Гуфт:

– Девона шумоед, ки ду-се ҳазор одамӣ онро барнаметавонед гирифт, маро таклиф мекунед, ки ту танҳо бардор.

* * *

Мутрибе нохушовоз дар маҷлисе ба оҳанги дилхароши носоз ин мисраъро ба такрор мехонд: «Ҳар чӣ ошиқ кунад, маломат нест».

Аҳли маҷлис аз ӯ ба танг омаданд. Зарифе ҳаззол дар он маҷлис ҳозир буд. Бархост ва банди эзор бикушоду бар ӯ бавл кард ва сар то пои ӯро битамом биёлуд ва ӯ оғози дашному ғавғо кард.

Зариф гуфт:

– Маро бар ин кор маломат макун, ки ман бо ту, ҳам ба қавли ту амал кардам, ки мукаррар мегуфтӣ: «Ҳар чӣ ошиқ кунад, маломат нест». Валлоҳ, ки ман бар духтари ҳамсоя ошиқам. Пас, ту бояд, ки маро маломат накунӣ ва маъзур дорӣ.

* * *

Марде буд зарифу ҳаззол ва қарзи бисёр бар ӯ ҷамъ шуда буд. Ғаримон бар ӯ издиҳом карданд ва ӯро дар кашокаш оварданд.

Бечора шуд ва надонист, ки чӣ кунад?

Ғариме бар ӯ раҳм карду дар хилват ӯро гуфт:

– Агар ман туро ҳилате омӯзам, ки ҳамаи ғаримон туро вогузоранду бираванд, чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Ҳар чӣ фармоӣ, ба ҷон истодагӣ дорам.

Гуфт:

– Шарт кун, ки қарзи маро боздиҳӣ.

Қабул кард.

Гуфт:

– Чун қарзхоҳе назди ту ояду зар талабад, ту бар рӯи ӯ бонги саг кун ва бояд, ки ғайр аз ин феъле аз ту содир нашавад.

– Ҳаззол онро қабул кард.

Чун рӯзи дигар қарзхоҳон ҳуҷум карданд, ҳар кадом, ки пеш омаданду зар талабиданд, ӯ дар баробари эшон аф-аф мезад. Ҳарчанд ӯро маломат карданд, ғайр аз ин овозе аз ӯ барнаёмад. Охир ғаримон бо ҳам гуфтанд:

– Димоғи ӯ аз ҷиҳати ифлос халал пайдо карда ва аз ӯ ҳосиле нест. Ӯро гузоштанду рафтанд. Баъд аз рафтани эшон он ғарим, ки ӯро ин ҳилат омӯхт, омаду гуфт:

– Дидӣ, ки чун ғаримон аз сари ту боз шуданд? Акнун биё ба шарти худ вафо куну зари маро бидеҳ.

Ӯ дар баробари ғарим овози аф-аф кард.

Ғарим гуфт:

– Шармат бод, ки бо ман ҳилаи маро пеш мебарӣ. Ҳазлро бигузору зари маро бидеҳ.

Боз аф-аф оғоз кард. Ҳарчанд он мард ба лутфу унф ба ӯ гуфт, ҷуз аф-аф чизе нашунид. Охир ӯ низ ноумед шуда, он ҳаззолро гузошту бирафт.

* * *

Ҷуҳо ба канори Даҷла омад. Ҷамъе кӯронро дид, ки мехостанд аз об бигзаранд.

Гуфт:

– Чӣ мешавад шуморо, ки ин ҷо ҷамъ омадаед?

Гуфтанд, ки мехоҳем аз об бигзарем.

Гуфт:

– Агар ман қоиди шумо шавам, маро чӣ медиҳед?

Гуфтанд:

– Ҳар саре даҳ ҷавз диҳем.

Гуфт:

– Ҳама даст дар миёни якдигар занед, то ман шуморо аз гузаргоҳе некӯ бигзаронам.

Пас, дасти пешрави эшон гирифту ба об доромад. Чун ба тундии об расид, кӯреро об бурд. Фарёд карданд, ки эй қоид, яке аз ёрони моро об бурд.

Гуфт:

– Дареғ аз даҳ ҷавзи ман.

Дар ин сухан буданд, ки дигареро об бурд. Фарёд бароварданд, ки дигареро ҳам об бурд.

Гуфт:

– Дареғ аз бист ҷавзи ман.

Ногоҳ дигареро об аз ҷо биканд. Фарёд заданд.

Гуфт:

– Дареғ аз сӣ ҷавзи ман.

Ба як бор фарёд баров振 ки эй ҷоҳил, ин чӣ сухан аст, ки ту мегӯӣ ва ин чӣ роҳ аст, ки низ мепӯӣ? Ба роҳе афтодӣ, ки ҳамаро ба об додӣ!

Гуфт:

– Шуморо чӣ мешавад?! Зиён маро афтодааст, ки ба ҳар яке аз шумо, ки кам мешавад, даҳ ҷавз аз дастам меравад ва бо вуҷуди ин зиён ҳеҷ намегӯям. Шумо чӣ фарёд доред?!

## Фасли нӯҳум
## Дар латоифи мутафаррикаи зурафо

Зоҳиде дар маҷлисе мегуфт:
– Оё моҳи рамазон аз мо хушнуд рафт ё не?
Зарифе гуфт:
– Бале, хушнуд рафт.
Зоҳид гуфт:
– Аз куҷо мегӯӣ?
Гуфт:
– Аз он ҷо, ки агар нохушнуд равад, соли дигар боз наояд.

* * *

Шерозие бо гева намоз мегузорд. Дузде дар камин буд, мехост геваи ӯро бирабояд.
Чун салом дод, гуфт:
– Эй мард, бо гева намоз гузордан раво нест, иода кун, ки намозе надорӣ.
Гуфт:
– Агар намоз надорам, гева дорам.

* * *

Муаззине такбир гуфту мардум ба таъҷил рӯй ба масҷид ниҳоданд ва барои саффи пеш ба ҳам сабқат меҷустанд.
Зарифе ҳозир буд, гуфт:
– Валлоҳ, агар муаззин ба ҷои «ҳаййя ала-с-салот» «ҳаййя ала – з-закот» мегуфт, мардум дар фирор аз масҷид бар ҳам сабқат мекарданд.

* * *

Ҷамъе ба дуои борон берун рафтанду ҳамаи атфоли мактабҳоро бо худ бурданд.
Зарифе гуфт, ки ин тифлонро куҷо мебаред?
Гуфтанд:
– То дуо кунанд, ки эшон бегуноҳонанд ва дуои бегуноҳон мустаҷоб аст.
Гуфт:
– Агар гуноҳи эшон мустаҷоб шудӣ, як мактабдор дар ҳама олам зинда намондӣ.

* * *

Табибе зариферо дид, ки ду таоми ғализ бо ҳам мехӯрад.

Гуфт:

– Ин ду таом бо ҳам намесозанд.

Рӯзи дигар шунид, ки он зариф бемор шуда, ба сари болини ӯ омаду гуфт:

– На туро гуфтам, ин ду таом бо ҳам намесозанд?

Гуфт:

– Ин замон боре бо ҳам сохтаанд, ки маро аз миён бардоранд.

* * *

Қазвиние ба Басра меомад.

Гуфтанд:

– Аз куҷо меоӣ?

Гуфт:

– Аз гармсер.

Гуфтанд:

– Он ҷо дар чӣ кор будӣ?

Гуфт:

– Арақ кардану гармо хӯрдан.

* * *

Зарифе гуфт:

– Хобе дидам, ки ниме рост буд, ниме дурӯғ. Ба хоб дидам, ки як анбони пурзар бар китфам дораму аз ҷое ба ҷое мебарам ва китфи ман аз бори он дарди азим мекунад. Чун бедор шудам, анбони зар набуду дарди китфам азим буд.

* * *

Зарифе муфлис шуда буд. Аз ӯ пурсиданд, ки туро ҳеҷ монда?

Гуфт:

– Ман худ бағоят муфлисам, аммо завҷаи маро, филҷумла, чизе монда.

Гуфтанд:

– Чӣ миқдор?

Гуфт:

– Даҳ ҳазор динори зар ва панҷ хирвор абрешим ҳаққи кобини ӯ, ки бар зиммаи ман аст.

* * *

Марде аз давлат ба накбат[1] афтода буд. Рӯзе дар он ҳол атсае зад. Ҷамъе, ки наздики ӯ буданд, гумон бурданд, ки макрбоде аз ӯ ҷудо шуд. Ӯро дашном доданду носазо гуфтанд.

1. Накбат – бадбахтӣ, сахтӣ, бечорагӣ, хорӣ.

Бихандиду гуфт:

– Аҷаб ҳолатест: дар айёми давлат, агар нафхе[1] аз ман ҷудо мешуд, мардум онро атса мешумурданду «раҳматуллоҳ» мегуфтанд. Ва акнун ки дар накбатам, атсаи маро зарта ҳисоб мекунанду «лаънатуллоҳ» мегӯянд.

* * *

Марде, ки гӯши ӯ бузург буд, доим ба ғуломи худ мегуфт:

– Аз ҳукамо шунидаам, ки дар кутуби фаросат аст, ки гӯши бузург одамиро далели тӯли умр аст. Ва чун гӯши ман бузург аст, умри ман дароз хоҳад буд.

Иттифоқан ӯро тӯҳмате заданду қатл бар ӯ воҷиб шуд. Ба пои дораш бурданд.

Ғуломаш мегиристу мегуфт:

– Эй хоҷа, мефармудӣ, ки умри ман дароз хоҳад буд, ки бузургии гӯш дарозии умр аст. Инак туро мекушанд.

Гуфт:

– Эй ғулом, ман мегуфтам, гӯши бузург дарозии умр аст, агар касе ба марги худ бимирад, валекин чӣ кунам? Маро ба марги ман намегузоранд!

Ҳоким вақти он гуфтушунид истимоъ намуд ва он мардро бубахшид.

* * *

Пеши яке аз муаззамони Бағдод гуфтанд, ки дар илми фаросат бинии бузург далели олати тааҳҳул[2] аст.

Иттифоқан, дар он наздикӣ зарифе буд, ки бинии бузург дошт. Шаб ӯро ба ҳарамсаро бурданд, ки коми хотунро ҳосил кунад. Ва чун қазия баръакс буд, сабоҳ бинии ӯро бурида, аз хона ихроҷ карданд, то дигаре фиреб нахӯрад.

Мардум аз ӯ пурсиданд, ки бинии туро чӣ шуд?

Гуфт:

– Гувоҳии дурӯғ дод, ҷарҳаш[3] карданд.

* * *

Шерозие ва шервоние ҳарду мунъим ва қазвиние муфлис ба ҳаҷ рафтанд. Чун ба Макка расиданд, шерозӣ гуфт:

– Ман ба шукронаи ин саодат Муборакро озод кардам.

Шервонӣ гуфт:

– Ман ба шукронаи ин давлат Гулшакарро озод кардам.

---

1. Нафх – дам, дамидан, бод додан (аз даҳон).
2. Тааҳҳул – хонадоршавӣ.
3. Ҷарҳ – ҷароҳат, захм.

Қазвинӣ гуфт:
– Маро дирамхаридае нест, ки озод кунам. Ба шукронаи ин каромат модари фарзандонро се талоқ гуфтам ва аз қайди худ озод кардам.

* * *

Нисобаи Бакрӣ ансоби арабро мустаҳзир буд ва даъво мекард, ки насаби ҳар кӣ пурсанд, бигӯям.
Рӯзе дар маҷмае, ки хосу ом ҳозир буданд, касе бар сабили зарофат аз ӯ пурсид, ки ту даъво мекунӣ, ки ҳама касро медонам. Агар рост мегӯӣ, бигӯ, ки падару модари Одам кӣ буданд?
Гуфт:
– Одам писари Музор ибни Ҷамлаҷ буд ва модари ӯ Соида бинти Қазром.
Хос бихандиданду авом мутаҳаййир шуданд.
Баъд аз он ёрон аз ӯ пурсиданд, ки ин чӣ нисбат буд, ки аз барои Одам Абулбашар баён кардӣ?
Гуфт:
– Тарсидам, ки авом маро ба ҷаҳл нисбат кунанд.

* * *

Уқайл аз зурафои араб аст. Аз ӯ пурсиданд: «Аҷабтар аз ҳама чист?»
Гуфт:
– Он аст, ки раъд фариштаест, ки аз магас хурдтар аст ва аз занбӯр бузургтар.
Гуфтанд:
– Магар бо ин сухан он мехоҳӣ, ки аз занбӯр хурдтар аст ва аз магас бузургтар.
Гуфт:
– Агар чунин бошад, ҳеҷ аҷаб нест.

* * *

Файласуфе дар саҳрое сайр мекард. Тирандозе ҷоҳил ва навомӯзро дид, ки ҳадафе нишон карда буд ва тир бар росту чап меандохт. Ва аслан тираш наздики ҳадаф намеафтод.
Файласуф тарсид, ки мабодо тире бар ӯ занад. Рафту муттасил ба ҳадафи ӯ нишасту гуфт:
– Надидаам мавзее басаломаттар аз ҷои ин ҳадаф, чи яқин медонам, ки тири ӯ бар ҳадаф нахоҳад омад.

* * *

Файласуфе аз гуноҳон тавба кард ва ҳамон замон риши худ битарошид.
Гуфтанд:

– Чаро чунин кардӣ?
Гуфт:
– Аз бораи он ки дар маъсият руста буд.

* * *

Ҷуҳо дарозгӯши худро ба заҷру дуруштӣ ба хона мебурду ӯ намерафт.
Мардум ӯро гуфтанд:
– Ҳамаи чорпоён чун рӯ ба хонаи худ ниҳанд, ба суръату шитоб раванд. Ҷиҳат чист, ки дарозгӯши ту бар хилофи одат ба хона бад меравад?
Гуфт:
– Барои он намеравад, ки медонад дар ин хона на об асту на коҳ ва на ҷаву на темори суҳбгоҳ ва мешиносад бадии ҷои бозгашти худро ва медонад, ки руҷӯи ӯ ба куҷост.

* * *

Ҷуҳо гуфт:
– Ману модарам ҳар ду мунаҷҷими моҳирем, ки дар ҳукми мо хато воқеъ намешавад.
Гуфтанд:
– Ин бузург даъвоест, аз куҷо мегӯӣ?
Гуфт:
– Аз он ҷо ки чун абре барояд, ман гӯям: «Борон хоҳад кард» ва модарам гӯяд: «Нахоҳад кард». Албатта, ё он шавад, ки ман гӯям, ё он шавад, ки ӯ гӯяд.

* * *

Аз Ҷуҳо пурсиданд, ки ҳаргиз дар коре бар қавме сабқат кардаӣ?
Гуфт:
– Ҳамеша бар аҳли маҳаллаи худ собиқам дар берун омадан аз масҷид, зеро ки ман ҳамеша мутааххири эшонам дар дарун шудан ба масҷид.

* * *

Ҳаззоле назди муаббире рафту гуфт:
– Дӯш хобе аҷиб дидам.
Муаббир гуфт:
– Хайр бошад, бигӯ, то чӣ дидӣ?
Гуфт:
– Дидам аз пушкали шутур бӯронӣ месохтам.
Муаббир гуфт:
– Як дирам бидеҳ, то хоби туро таъбир кунам.
Гуфт:

– Агар маро дираме будӣ, бодинҷон харидаме ва аз пушкали шутур бӯронӣ насохтаме.

* * *

Ҳаззоле доим дар маҷолис масхарагӣ мекард.

Зоҳиде ӯро гуфт:

– Ҳамаи умри худ дар ҳазлу масхарагӣ гузаронидӣ. Чунин макун, ки рӯзи қиёмат туро сарнагун дар дӯзах афкананд.

Гуфт:

– Ин низ масхарагии дигар хоҳад буд.

## Фасли даҳум
## Дар латоифи зурафо нисбат ба занон

Маҷди Ҳамгар, ки зикри вай дар боби шуаро гузашт, зане дошт бағоят пиру кӯҳансол. Рӯзе бо якдигар ҷангею моҷарое доштанд.

Пирзол гуфт:

– Пеш аз ману ту лайлу наҳоре будаст.

Маҷд гуфт:

– Агар пеш аз ман буда, пеш аз ту боре набуда.

* * *

Пирзоле бадшакл шавҳари худро маломат мекард, ки аз Худо шарм намедорӣ, ки зани ҳалоли таййиб дар хона дорӣ, ӯро мегузорӣ ва зино мекунӣ?

Мард гуфт:

– Ҳалол ҳаст, аммо таййиб нест.

* * *

Убайди Зоконӣ бо фарти[1] фазилат дар таййибат ва мазоҳ адил ва сонӣ надошт, тарҷумаи аҳволаш дар ҳар нусха мастур аст ва каломаш байналҷумҳур мутадовилу машҳур. Давлатшоҳ[2] дар тазкираи худ оварда, ки Убайд ибтидо рисолае дар маъонию баён ба номи Шоҳ Абу Исҳоқ тасниф карда, хост аз назари шоҳ бигзаронад, муяссараш нашуд. Ҳаройина карати дигар бад-ин қасд мутаваҷҷеҳ шуда, ҳамон навъ нақши мулозимат дар ойинаи идрок сурат набаст. Лоҷарам фасхи ирода карда, ин қитъа иншо намуд:

---

1. Фарт – аз ҳад афзунӣ, аз ҳад гузаштан.
2. Лақабаш Низомуддин ва соли вафоташ ба забти «Шоҳиди Содиқ», 771 ҳиҷрист.

Қитъа:

Эй Хоҷа, макун то битавонӣ талаби илм,
К-андар талаби ротиби[1] ҳаррӯза бимонӣ.
Рав, масхарагӣ пеша куну мутрибӣ омӯз,
То доди худ аз кеҳтару меҳтар биситонӣ.

Воридоти Убайд аз ҷидду ҳазл бисёр аст, ки бинобар хавфи итолат[2] бад-ин қадр навишта омад:

Минҳу:

Боз ба бустон расид кавкабаи навбаҳор,
Соқии гулрух, биё, бодаи гулгун биёр.
З-он майи чун лаъли ноб, к-аз мадади он мудом
Айш бувад бардавом, умр бувад хушгувор.
Ҳамдами барнову пир, мӯниси шоҳу гадо,
Бар ҳама кас меҳрубон, бо ҳама кас созгор.
Шефтаро дилпазир, дилшударо ногузир,
Сӯхтаро дастгир, ғамзадаро ғамгусор.
Ҳозимаро судманд, фокираро нақшбанд,
Босираро нурбахш, сомиъаро гӯшвор.
Ваҳ, ки чӣ зебо бувад бар лаби оби равон
Акси гулу арғавон, сояи беду чанор.
Золими нафси худ аст, ҳар кӣ дар ин рӯзгор
Андуҳи пинҳон хӯрад, май нахӯрад ошкор.
Базми сабӯҳӣ хуш аст, хоса дар айёми гул,
Айши ҷавонӣ хуш аст, хоса дар ин рӯзгор.
К-аз асари адли шоҳ, бори дигар шуд падид
Ҳоли замонро низом, кори ҷаҳонро қарор.
Хусрави фирӯзбахт Шоҳ Увайс он, ки ҳаст
Мазҳари лутфи Худо, сояи Парвардгор.

Минҳу:

Гар номи мо надонанд, бигзор то надонанд,
Гар ҳеҷамон набошад, бигзор то набошад.
Бо хори хуш бароем, гар гул ба даст н-ояд,
Бо хоки раҳ бисозем, гар бӯрё набошад.

Лаҳу айзан:

Саодат раҳ ба болини ту дорад,
Саломат гӯшаи зини ту дорад.

---

1. Ротиб – собит, устувор, барқарор, мустаҳкам; ҳаққи муқаррарӣ, маош, қарорӣ, миқдори муайяни хӯроки якрӯза.
2. Итолат – дароз кардан, тӯл додан, сергапӣ.

Зиҳӣ толеъ, зиҳӣ давлат, зиҳӣ бахт,
Ки шабпӯшу арақчини ту дорад.
Қабо, ё раб, чӣ некӣ карда бошад?
Ки дар бар сарви симини ту дорад.
Ба олам ҳар касеро кешу дин аст,
Убайди бенаво дини ту дорад.

Ва айзан дар наср суханони ширин ва мутойиботи намакин бисёр дорад, ки бинобар ихтисор ба ҳамин қадар иқтисор афтод:

**Ал-оқил**: он ки ба дунё ва аҳли он мултафит[1] нашавад; **ал-комил**: он ки ғаму шодӣ сабаби инфиоли ӯ нагардад; **ал-карим**: он ки дар ҷоҳу мол тамаъ накунад; **ал-одамӣ**: он ки некхоҳи мардум бошад; **ал-мард**: он ки сухан ба риё нагӯяд; **ал-факр**: он ки мардумро бефоида бемор дорад; **ад-донишманд**: он ки ақли маош надорад; **ал-ҷоҳил**: давлатёр; **ал-олим**: бедавлат; **ал-ҷавод**: дарвеш; **ал-хасис**: молдор; **ан-номурод**: толиби илм; **ал-мударрис**: бузурги эшон; **ал-мафлук**: фақеҳ; **зарфул-ҳирмон**[2]: давоти[3] ӯ; **ал-чиркин**: ҷузвдони ӯ; **ал-марҳун**[4]: китоби ӯ; **ал-абтар**: аҷзои ӯ; **ан-навм**: мутолиаи ӯ; **дорут-таътил**: мадраса; **ал-харобу ал-боир**: авқоти он; **ал-идрору вал-марсум**: он чи ки ба мардум нарасад; **ал-барот**: коғазпорае, ки мардум аз он саргардон шаванд; **ал-яъҷуҷ ва-л-маъҷуҷ**: фавҷе[5] аз туркон, ки мутаваҷҷеҳи вилояте шаванд; **ат-толон[6]**: санъати эшон; **ал-мусодирот:** савғоти эшон; **зилзилату-с-соат**: он замон, ки фуруд оянд; **ан-накир вал-мункир**: ду човуши[7] эшон, ки бар ду тарафи дар нишаста бошанд ва бар чумоқ[8] такя карда; **калбу-л-акбар:** шаҳна[9]; **ан-ноинсоф**: ҳокими авқот; **ал-воҷибу-л-қатл**: тамғочӣ[10]; **ал-мушриф**[11]: дузд; **ал-муҳтасиб**: дӯзахӣ; **ал-асас**[12]: он ки ба шаб роҳ занад ва ба рӯз аз бозор уҷрат хоҳад; **ал-гург**: сипоҳӣ; **ал-қозӣ**: он ки ҳама кас онро нафрин кунад; **ноиби қозӣ**: он ки имон надорад; **ал-вакил**: он ки

---

1. Мултафит – таваҷҷӯҳкунанда, эътинокунанда.
2. Ҳирмон – маҳрумӣ, бенасибӣ, ноумедӣ, маҳҷурӣ.
3. Давот – сиёҳидон.
4. Марҳун – раҳн кардашуда, ба гарав додашуда.
5. Фавҷ – даста, гурӯҳ.
6. Толон – тороҷ, ғорат.
7. Човуш – пешрави корвон ё зиёратчиён, сарҳанг ва нақиби лашкар.
8. Чумоқ – гурзи оҳанине, ки шаш парра дорад, шашпарра.
9. Шаҳна – доруға, посбони шаҳр; одаме, ки аз тарафи подшоҳ барои забти корҳо ва назорат ба мардум таъин мешуд, ҳокими шаҳр.
10. Тамғочӣ – боҷгиранда, касе, ки дар дарвозаи шаҳр истода, аз молҳои ворида боҷ мегирифтааст.
11. Мушриф – дар баландӣ вақеъ буда, аз ҷои баланд дидбоникунанда.
12. Асас – посбони шабгард, посбони шабона.

ҳақ ботил гардонад; **ал-миёнҷӣ:** он ки Худо ва халқ аз ӯ розӣ набошанд; **асҳобу-л-қозӣ**: он ҷамоате, ки гувоҳӣ ба салаф[1] фурӯшад; **ал-мубрим**: пиёдаи қозӣ; **ал-биҳишт**: он чи набинанд; **ал-ҳалол**: он чи нахӯранд; **ҳирсу-л-қозӣ**: зарфе, ки ба ҳеҷ чиз пир нашавад**; ал-вахим**[2]: оқибати ӯ; **ал-молик**: мунтазири ӯ; **аддарку-л-асфал**: мақоми ӯ; **байту-н-нор**: дору-л-қазо; **атбату-ш-шайтон**: остонаи он; **ал-ҳовия**[3] **ва-л – ҷаҳим**[4] **ва-с-сафар ва-с-саир**[5]: чор ҳадди он; **ар-ришва**: корсози бечорагон; **ас-саъид**: он ки ҳаргиз рӯи қозӣ набинад; **ал-хатиб**: хар; **ал-муқрӣ**[6]: куни хар[7]; **ал-муарриф**: мардаки бешарм: **ал-муаллим**: аҳмақ; **ал-воиз**: он, ки бигӯяду худ накунад; **ар-рӯбоҳ:** мулло, ки мулозими умарову хавонин бошад; **ан-надим**: хушомадгӯй; **аш-шоир**: томеи худписанд; **ал-бозорӣ**: он, ки аз Худо натарсад; **ал-баззоз**[8]: гарданзан; **ас-сарроф**: хурдадузд; **ал-хайёт**: нармдаст; **ал-қаллоб**: заргар**; ал-аттор**: он ки ҳама касро бемор хоҳад; **ат-табиб**: ҷаллод; **ал-мунаҷҷим**: каззоб; **ал-мундибур:** фолгир; ал-ҳаммомӣ: тамғочии ҷимоъ; **ад-даллол**: ҳаромии бозор; **ат-танбал**: куштигир; **ал-мунбил**: қаландар; **лоло**: он ки хоя надорад; **коко:** ғуломбораи куҳан; **аш-шароб:** мояи ошӯб**; аз-захр**: шароби ношто; **ал-фориғ**: маст; **ал-малакул-мавт:** соқии ришдор**; ал-маҳрум**: ҳушёре, ки дар маҷлиси мастон нишаста; **ал-мазҳака**: масте, ки дар миёни ҳушёрон дарояд; **ҳодиму-л-лаззот**[9]: моҳи рамазон; **лайлату-л-қадр**: шаби ид; **ал-муҷаррад**: он ки бар риши дунё хандад; **зу-л-қарнайн**: он ки ду зан дорад; **ашқию-л-ашқиё**: он ки бештар дорад; **ал-қалтабон**[10] **ва-т-турушрӯй**: падарзан; **ас-салита**[11] **ва-с-сард**: модарзан; **ал-ботил**: умри кадхудо; **аз-зойеъ**: рӯзгори ӯ; **ал-бадахтар**: он ки ба духтар гирифтор бошад; **ал-хешованд**: душман; **ҷабалу-л-аҳад**: бори шариат; **аш-шаҳват**: хонабарандози мардон ва занон; **ал-бадбахт**: ҷавоне, ки зани пир дорад; **ад-дайюс**: пире, ки зани ҷавон дорад; **ал-фараҷ баъда-ш-шиддат:**

---

1. Салаф – пеш ва пешинагон, гузаштагон, падарон ва бобоён, аҷдод; лофзанӣ худписандӣ, бодигӣ.
2. Вахим – ногувор, носозгор, душвор, гарон, хатарнок, бад.
3. Ҳовия – номи табақаи ҳафтуми дӯзах.
4. Ҷаҳим – номи яке аз табақаҳои дӯзах.
5. Сафар – оташи шӯълавар.
6. Муқрӣ – касе, ки Қуръонро бо овози хуб қироат мекунад, қуръонхон, қорӣ; таълимдиҳандаи қироати Қуръон.
7. Куни хар – аблаҳ, аҳмақ, бетамиз.
8. Баззоз – газворфурӯш, матоъфурӯш.
9. Ҳодим – нобудкунанда, вайронкунанда.
10. Қалтабон – нокас, разил, нобакор, далла, даюс.
11. Салита – зани забондароз, зани ҷангара.

лафзи се талоқ; **зоту-л-ҷанб**: ҳамсояи бад; **мавту-л-ҳозир**: эҳтиёҷ; **ар-риш:** дастовези мутафаккирон; **ас-сақанқур**: ҷонвари сусмормонанди обӣ ва хушкӣ; **ал-бакора**: исме, ки мусаммо[1] надорад.

* * *

Марде пеши Абулайно рафту гуфт:

– Зане дорам бағоят салита ва бадхӯю зиштрӯй ва куҳансолу бемор ва даҳ сол аст, ки барҷоймонда.

Гуфт:

– Муштоқи марги ӯ бошӣ? Ва хоҳӣ, ки хабари марги ӯ ба ту расонанд?

Гуфт:

– Ло, валлоҳ, намехоҳам.

Абулайно гуфт:

– Вайҳак, чаро намехоҳӣ?

Гуфт:

– Метарсам, ки аз фараҳи муфрит[2] бимирам.

* * *

Зарифе зане шумқадам хоста буд, ки панҷ шавҳар дар гӯр дошт. Ногоҳ зариф низ ба бемории марг афтод. Вақте ки ҷон меканд, он зан бар болини ӯ мегиристу мегуфт:

– Эй шавҳар, аз дунё меравӣ ва маро ба кӣ мегузорӣ?

Гуфт:

– Ба шавҳари ҳафтум.

* * *

Зани дарвеше аёлманд ба хонаи ҳамсоя мерафт. Ӯро мусибате афтода буд.

Дарвеш гуфт:

– Куҷо меравӣ?

Гуфт:

– Ба таъзият расонидан.

Гуфт:

– Дар хона барои тифлон чӣ гузоштаӣ, ки бихӯранд?

Зан гуфт:

– Чун дар хона на орд ҳасту на намаку на ҳезум, чӣ созам ва чӣ гузорам?

Мард гуфт:

– Пас таъзият дар хонаи мост, ту куҷо меравӣ?

1. Мусаммо – исм додашуда, номидашуда.
2. Муфрит – аз ҳад гузаранда.

* * *

Зарифе зане бихост. Чун шабро бо ӯ гузарониду сабоҳ шуд, ёрон аз ӯ пурсиданд, ки ҳол чист ва занат ба чӣ монад?

Гуфт:

– Ба шохи наргиси маст, ки сараш сафед асту рӯяш зард ва соқаш сабзу борик.

* * *

Зарифе зане бихост. Баъд аз чор моҳ писаре бизоид.

Шавҳарро гуфт:

– Писаратро чӣ ном кунам?

Гуфт:

– Ӯ чун нӯҳмоҳа роҳро ба чаҳор моҳ меравад, ӯро шотири[1] элчӣ ном кун!

* * *

Зарифе зане бихост бағоят қабеҳаву кареҳа.

Зан гуфт:

– Эй мард, туро бародарону хешон бисёранд? Қарор деҳ, ки ман баробари кӣ оям ва рӯй ба кӣ намоям?

Гуфт:

– Ту рӯй ба ман манамо ва пеши ман маё. Дигар пеши ҳар кӣ хоҳӣ, рав ва рӯй ба ҳар кӣ хоҳӣ, намой.

* * *

Зане бадрӯю бадхӯй бемор шуд.

Шавҳарро гуфт:

– Агар ман бимирам, ту бе ман чун хоҳӣ зист?

Гуфт:

– Агар намирӣ, чун хоҳам зист?

* * *

Зане бар сабили зарофат сайёҳеро гуфт, ки ин ҳама гирди олам гаштӣ ва ба ҳар марзу бум гузаштӣ, чӣ фоида ҳосил кардӣ ва чӣ таҷриба ба даст овардӣ?

Гуфт:

– Он, ки ҷазм кардам, ки ҳаргиз ба занон унс нагирам, то вақте ки бимирам. Ба сабаби он ки дар вилояти Хито рӯзе ба корхонаи наққоше даромадам ва бар девори хонаи ӯ се сурат кашида дидам, ки бағоят хуб ва устодона буд, ки ҳаргиз ба он хубӣ нақше надида будам. Аввал, сурати марде буд, ки сар пеш афканда буду ба фикри дуру дароз фурӯ рафта буд. Дувум, сура-

1. Шотир – чусту чолок, шӯху бебок.

ти марде буд, ки ба як даст риши худ меканд ва ба бод медоду ба дасти дигараш санге дошт, ки бар сина мезад. Севум, сурати марде буд, ки рақс мекард ба нишот ва изҳори хушӣ менамуд аз рӯи инбисот. Ва бар зери ҳар сурат сатре ба қалами ҷалӣ навишта буданд. Ба зери сурати аввал, ки ба фикр фурӯ рафта буд, навишта буданд, ки ин сурати мардест, ки дар фикр афтода, ки оё зан хоҳам ё нахоҳам? Ва ба зери сурати дувум, ки риш меканду санг бар сина мезад, навишта буданд, ки ин мардест, ки зан хоставу пушаймон шуда. Ба зери сурати севум, ки рақсу нишот мекард, навишта буданд: Ин мардест, ки зан талоқ додаву аз балои ӯ халос шуда.

### Фасли ёздаҳум
### Дар ҳикоёти зарифаи занон ва латоифи мутафарриқаи эшон

Яке аз афозили араб зани фасеҳаи балеғае дошт.

Рӯзе бар сабили таййибат дар мазаммати занон ин байт гуфт: «Ба дурустӣ, ки занон девонанд, ки офарида шудаанд барои мо, паноҳ мебарем ба Худо аз шарри девон».

Чун зан ин байт бишунид, дар баробари он гуфт: «Ба дурустӣ, ки занон гиёҳони хушбӯянд, ки офарида шудаанд аз барои шумо ва ҳамаи шумо орзумандонед, ки бибӯед он гиёҳҳои хушбӯйро».

* * *

Ҷамъе аз зурафои Басра бар дари Робиаи Адавия рафтанду гуфтанд:

– Эй Робиа, мардонро се фазилат аст, ки занонро нест. Аввал он, ки мардон комилулақланду занон ноқисулақл. Далел бар нуқсони ақли эшон он, ки гувоҳии ду зан баробари гувоҳии як мард аст. Дувум он, ки занон ноқисуддинанду далел бар нуқсони дини эшон он, ки дар ҳар моҳ ба ҷиҳати ҳайз чанд рӯз аз намозу рӯза бозмемонанд. Севум он, ки ҳаргиз зане ба дараҷаи пайғамбарӣ нарасида.

Робиа гуфт:

– Рост мегӯед, аммо занонро низ се фазилат аст, ки мардонро нест. Аввал он, ки дар миёни занон муханнас нест ва ин сифат хосаи мардон аст. Дувум он, ки ҳамаи анбиёву сиддиқону шаҳидону солиҳон дар шиками занон парвариш ёфтаанду дар канори эшон бузург шуда. Севум он, ки ҳеҷ зане даъвои худоӣ накарда ва ин ҷуръату беадабӣ аз мардон сар зада.

* * *

Фақеҳе комил зане дошт, бағоят доно.

Рӯзе он фақеҳ зани худро дид, ки ба нардбон боло мерафт. Чун ба нима расид, фақеҳ гуфт:

– Агар боло равӣ, ба талоқӣ ва агар фуруд оӣ, ба талоқӣ ва агар бар ҷои худ макс кунӣ, ба талоқӣ.

Зан филфавр аз нардбон худро ба зер андохт.

Фақеҳ ӯро офарин карду гуфт:

– Агар ман намонам, ту тавонӣ, ки масоили шаръиро ҷавоб нависӣ.

* * *

Хусрави Парвиз Ширинро, ки завҷаву маҳбубаи ӯ буд, гуфт:

– Хуш чизест подшоҳӣ, агар доим будӣ.

Ширин гуфт:

– Агар доим будӣ, ба ту нарасидӣ.

* * *

Подшоҳе ба сафар мерафт ва зани ҷамила дошт, ки хотираш ба вай мутааллиқ. Ангуштаре заррин дар ангушти зан дид, гуфт:

– Инро ба ман деҳ, то ёдгори ту нигоҳ дорам ва ҳар гоҳ ки назар бар он афтад, туро ёд кунам.

Зан гуфт:

– Ин заҳаб асту ба ҳасби луғат аз рафтан нишон медиҳад ва «ва ахофу ан тазҳаб» метарсам, аз он ки ба он тафоул ту биравӣ ва дер бимонӣ. Аммо ин қитъа чӯби ъуд аст, онро биситон ва нигоҳ дор, ки ъавд аз ъавада нишон медиҳад ва «арҷу анна таъаввада» ва умед медорам, ки ба ин тафосул зуд биёӣ.

* * *

Яке аз бузургони араб, ки машҳур ба қабоҳати ваҷҳу кароҳати манзар буд, зане дошт, бағоят соҳибҷамол ва ҳамидахисол.

Рӯзе зан ӯро гуфт:

– Яқин медонам, ки ману ту ҳар ду аҳли биҳиштем.

Гуфт:

– Аз куҷо медонӣ?

Гуфт:

– Аз он ҷо ки ту доим шакли ҷамили маро мебинӣ ва шукр мегӯӣ ва ман ваҷҳи қабеҳи туро мебинаму сабр мекунам ва собирону шокирон аҳли биҳиштанд.

* * *

Марде бузургбинӣ занеро хостгорӣ мекард ва дар таърифи худ мегуфт:

– Ман мардеам мӯҳтамилу боркаш.

Зан гуфт:

– Рост мегӯӣ. Агар мӯҳтамилу боркаш набудӣ, ин биниро чиҳил сол намекашидӣ.

* * *

Асмаъӣ гӯяд:

– Дар бозори Бағдод ба дари дӯконе расидам, ки рӯ ба рӯи корвонсарое буд. Дидам, ки зане соҳибҷамол дар дӯкони мевафурӯшӣ нишаставу мурғе чанд бирён карда ва пора сохта, паҳлӯи меваҳо ниҳода ва бар болои дӯкон хонаи наххосест, ки канизакони соҳибҷамоли ороста сар аз даричаҳо берун кардаанд. Ман ба он меваҳо ва мурғони фарбеҳу канизакон ишорат кардаму ин оят бар он зан хондам, ки: «Ва фокиҳатин мимо ятахайяруна ва лаҳми тайрин мимо яштаҳуна ва ҳурун ъинун каамсоли-л-луълуъи-л-макнун».

Зан гуфт:

– Эй азиз, чаро тамом нахондӣ?

Гуфтам?

– Ту тамом кун.

Зан гуфт:

– Ин меваву гӯшти мурғ ва духтарони сиёҳчашм, ки чун дурр дар садаф пинҳонанд, яъне поку софанд ҷазои касест, ки кирдори некӯ кунад (Сураи панҷоҳу шашум, ояти бисту чаҳорум).

* * *

Пирзане хамидапуштро гуфтанд:

– Он хоҳӣ, ки Худои таъоло пушти хамидаи туро рост гардонад ё он ки занони дигарро низ мисли ту хамидапушт гардонад?

Гуфт:

– Он хоҳам, ки дигарон мисли ман кӯжпушт шаванд, то ба он чашме, ки дигарон дар ман нигаристаанд, ман низ дар эшон нигарам.

* * *

Ҷуҳо бағоят қабеҳулваҷҳ буда. Ҳикоят карда, ки рӯзе бар сари бозор истода будам. Зане пеш омаду дар рӯи ман нигарист. Чун назар кардани ӯ аз ҳад гузашт, гуфтам:

– Эй зан, чӣ қасд дорӣ, ки чашм ба рӯи ман чунин тез-тез менигарӣ?

Гуфт:

– Чашми ман гуноҳе азим карда буд, хостам, ки ӯро азоб ку-

нам ба чизе, ки бадтар аз он набошад. Ҳеҷ азоб сахттар аз он на-дидам, ки бар рӯи зишти ту нигоҳ кунам.

* * *

Марде зариф зани ҷамилаеро дид, гуфт:

– Чӣ шавад, эй хотун, агар рухсат фармоӣ, ки туро бичашам ва чошнӣ гирам, то бубинам, ки ту ширинтарӣ ё зани ман.

Гуфт:

– Бирав, аз шавҳарам бозпурс, ки ҳардуро чашидааст, то ӯ хо-тирнишони ту кунад.

* * *

Ҷуҳо гуфтаст, ки ҳаргиз он инфиол накашидам, ки вақте пеши наққоше кашидам ва он чунон буд, ки рӯзе зане омад ва маро гуфт:

– Эй Ҷуҳо, ба ту ҳоҷате дорам.

Гуфтам:

– Кадом аст?

Гуфт:

– Он ки то сари бозор ҳамроҳи ман биёӣ ва бар ман миннате собит кунӣ. Ҳамроҳи ӯ рафтам. Маро ба дари дӯкони наққоше бурду гуфт:

– Ҳамчунин!

Пас маро бигузошту бирафт. Наққош бихандиду ман мутаҳаййир шудам. Пас наққошро гуфтам:

– Маро аз сирри кор огоҳ гардон!

Наққош гуфт:

– Чанд гоҳ аст, ки ин зан ба дари дӯкони ман меояд ва муболиға мекунад, ки сурати шайтон барои ман бикаш ва музди вофир биситон. Ва ман ҳар бор ӯро мегуфтам:

– Намедонам, ба чӣ навъ нақш кунам, ки ман иблисро нади-даам.

Охир гуфт:

– Ман барои ту мисоли ӯро биёварам, то мисли ӯ нақш кунӣ. Он буд, ки туро овард, ки ҳамчунин бисоз.

Ҷуҳо гӯяд:

– Ман аз он сухан инфиоле ёфтам, ки ба муддатулумр наёфта будам.

## БОБИ ЁЗДАҲУМ

## ДАР ҲИКОЁТУ ЛАТОИФИ БАХИЛОН ВА ПУРХӮРОНУ ТУФАЙЛИЁН

### Фасли аввал
### Дар ҳикоёти аҷиб аз Саъид ибни Ҳорун[1], ки ба бахилӣ маъруф аст

Диъбили Хузоъӣ, ки аз шуарои машҳури араб аст, ҳикоят кардааст, ки бо ҷамъе аз фузало ва шуаро бар Саъид ибни Ҳорун даромадем ва аз сабоҳ то нисфуннаҳор пеши ӯ бинишастем ва аз гуруснагӣ чашмҳои мо торик шуд ва бағоят малул гаштем. Охир ба пирғуломе, ки дошт, овоз дод, ки агар хӯрданӣ дорӣ, биёр. Ғулом рафту то охири зӯҳр пайдо нашуд. Баъд аз муддате суфраи чиркин овард, ки бар ӯ як қурси нони хушк буд, ки дар хушкӣ мисли кумоҷи[2] хайма буд ва косаи кӯҳнае лабшикаста овард пуроби гарм, ки дар он пирхурӯсе нимхом буд, ки сар надошт. Чун косаро бар суфра ниҳод, Саъид назар кард, сари хурӯс бар гардан надид, сар дар пеш андохт ва ба фикри дуру дароз афтод.

Баъд аз муддате сар бароварду ғуломро гуфт:

– Сари ин хурӯс куҷост?

Гуфт:

– Бияндохтам.

Гуфт:

– Ман он касро мункирам, ки пои хурӯсро бияндозад, факайфа, ки сари ӯ бияфканад ва ин ба фол бад мебошад, ки раисро аз раъс гирифтаанд, сари хурӯсро чандин фазилат аст:

Аввал он ки аз даҳони ӯ овозе берун меояд, ки бандагони Худой ба вақти намоз ҳозир мешаванд ва хуфтагон ба он бедор мегарданд ва шабхезон ба намоз ва таҳаҷҷудгузорон ба баракати он овоз шуғле мегиранд;

Дувум, тоҷе, ки бар сари ӯст, намудори тоҷи подшоҳон аст ва ӯ ба он тоҷ дар миёни мурғон мумтозу сарафроз аст;

Севум, ду чашм, ки дар косаи сари ӯст, ба он фariштагонро муояна мебинад ва муоширон шароби рангинро ба вай ташбеҳ ме-

---

1. Саъид ибни Ҳорун ал-Котиб ал-Бағдодӣ – муосири Маъмун, «Ал-ҳикма ва манофииҳо» ва «Маҷмӯатур-расоил» аз ӯст. Ал-Ҳадия, ч.1, с.388.
2. Кумоҷ – нонест машҳур ва кулчаи хаймаро низ гӯянд ва он тахтаест миёни сӯрох, ки бар сарсутуни хайма муҳкам кунанд.

кунанд ва дар сифати шароби лаъл мегӯянд: «Шаробун каайни-ддик», яъне май мисли чашмони хурӯс;

Чаҳорум, мағзи сари ӯ давои куля аст, яъне варами гурдаро нофеъ аст ва ҳеҷ устухон хуштаъмтар аз устухони сари ӯ нест ва агар ту онро ба ҷиҳати ин андохтӣ, ки гумон бурдӣ, ки ман нахоҳам хӯрд, хатои фоҳиш кардӣ, зеро ки ман сари хурӯсро бисёр дӯст медорам ва мағзи сари ӯро бағоят мӯътақидам ва бар тақдире, ки ман нахӯрам, аёлу атфоли ман мехӯранд ва гирифтам, ки эшон низ нахӯранд, охир медонӣ, ки меҳмонони ман, ки аз сабоҳ то ин вақт ҳеҷ нахӯрдаанд, онро мехӯрданд ва миннат медоштанд.

Пас аз рӯи ғазаб ӯро гуфт:

– Бирав ва ҳар ҷо ки онро андохтаӣ, пайдо кун ва назди ман ор ва агар дар пайдо кардани он эҳмол намоӣ, туро изои балеғ кунам. Чунон изое, ки ҳаргиз накашида бошӣ!

Ғулом гуфт:

– Валлоҳ, намедонам, ки куҷо андохтаам.

Саъид гуфт:

– Валлоҳ, ман медонам, ки куҷо андохтаӣ, дар шиками шуми худ андохтаӣ.

Ғулом гуфт:

– Валлоҳ, ман онро нахӯрдаам ва ту ин савгандро ба дурӯғ хӯрдӣ.

Саъидро аз ин сухан ғазаб зиёда шуд. Барҷасту дар он пирғулом овехт, то вайро бар замин кашад ва лат занад. Ғулом низ ба ӯ овехт ва миёни эшон ғавғо боло гирифт. Дар он асно пои Саъид ба он косаи оби гарм омад ва сарнагун шуд ва обҳо бар он суфраи чиркин рехт ва он пирхурӯси нимхом бар замин афтод. Гурбае дар камин буд, хурӯсро даррабуду сари худ гирифт. Мо низ Саъиду ғуломро дар ҳам овехта гузоштему берун омадем.

**Фасли дувум**
**Дар мулоқот ва меҳмондории баъзе бахилон мар бахилонро**

Бахили куфӣ ва бахили бағдодӣ бо якдигар дӯстӣ доштанд. Вақте бағдодиро гузар ба Куфа афтод ва ба меҳмонии дӯсти худ рафт, куфӣ барои ӯ як тухми мурғ оварду гуфт:

– Тановул кун, ки моддаи вуҷуди мурғест, ки аз ӯ сад ҳазор тухми мурғ ҳосил шавад ва дар даруни ҳар як мурғест билқувва, ки агар тарбият кунанд, аз ҳар як мурғе таваллуд кунад. Пас, ман ба ҳақиқат туро меҳмонӣ мекунам ба сад ҳазор мурғи куфӣ.

Бағдодӣ он тухми мурғро бихӯрду гуфт:

– Чун ту ба диёри мо убур кунӣ, мо низ хидмати лоиқ бикунем ва он чи қоидаву расм аст, ба ҷой орем. Пас, куфиро видоъ карду бирафт.

Баъд аз чанд гоҳ куфӣ ба ҳавои меҳмондории дӯсти худ азми Бағдод кард ва дар хонаи ӯ нузул намуд. Бағдодӣ нараи гӯсфандеро бирён карда, пеши ӯ ниҳод. Куфӣ дар он менигаристу даст ба он намекард.

Бағдодӣ гуфт:

– Тановул кун, ки ин моддаи насли сад ҳазор гӯсфанд аст. Пас, ман ба ҳақиқат туро зиёфат мекунам ба сад ҳазор гӯсфанд.

Куфӣ гуфт:

– Аҳсанта! Гувоҳӣ медиҳам, ки ту аз ман сахитарӣ, зеро ки ман туро ба сад ҳазор мурғ меҳмон кардам ва ту маро ба сад ҳазор гӯсфанд зиёфат фармудӣ.

* * *

Бахиле куфӣ шунид, ки дар Басра бахилест, ки дар сифати бухл комил аст. Рӯй ба Басра ниҳод, ки бо ӯ сӯҳбате дорад ва сифати бухли ӯ маълум кунад, ки то чӣ ҳад аст.

Чун вайро мулоқот кард, гуфт:

– Эй ёри азиз, ман аз диёри дур ба ишқи сӯҳбати ту омадаам ва мехоҳам аз ту, ки дар сифат машҳури оламӣ, фоидае барам.

Гуфт:

– Чун аз роҳи дур барои мо омадаӣ, бар мо воҷиб аст, ки туро меҳмон кунем. Акнун бигӯй, ки хотират ба кадом таом роғиб аст ва орзуи кадом таом дар дилат ғолиб аст, то онро саранҷом кунам?

Куфӣ гуфт:

– Муддатҳост, ки дар дилам орзуи панири тоза аст ва иштиёқи он дар дилам берун аз ҳадду андоза аст.

Басрӣ бархосту зарфе баргирифт ва ба бозор омад, ки барои меҳмон панир бигирад. Пас ба дари дӯкони панирфурӯш рафту гуфт:

– Маро аз Куфа меҳмони азизе расида ва аз ман панири тоза хоста. Мехоҳам, ки як дирам панири тозаи хуб диҳӣ.

Гуфт:

– Туро панире диҳам мисли зубда[1].

Гуфт:

– Пас, зубда беҳ аз панир аст. Мурувват он аст, ки он чи беҳтар бошад, барои меҳмон барам.

---

1. Зубда, зубд – кафки шир ва саршир.

Пас панирфурӯшро бигузошт ва ба дари дӯкони зубдафурӯш рафту гуфт:

– Зубдаи хуб мехоҳам.

Зубдафурӯш гуфт:

– Туро зубдае диҳам софтар аз равғани зайт.

Гуфт:

– Пас, равғани зайт беҳтар аст аз зубда. Пас зубдафурӯшро гузошту ба дари дӯкони равғангар омаду гуфт:

– Равғани зайти хуб мехоҳам.

Гуфт:

– Туро равғани софе диҳам чун оби зулол.

Басрӣ гуфт:

– Пас, оби зулол беҳ аз равғани зайт аст ва равғангарро гузошту гуфт:

– Ман худ дар хона оби зулол дорам. Пас ба хона омаду як коса пури оби зулол карда, пеши меҳмон ниҳоду гуфт:

– Тамоми бозори Басраро бигаштам ва беҳ аз об чизе наёфтам ва қиссаро аз аввал то ба охир бозгуфт.

Куфӣ дасти ӯ бибӯсиду гуфт:

– «Ашҳаду иннака аҳзақу миннӣ», яъне гувоҳӣ медиҳам, ки ту дар ин фан аз ман ҳозиқтарӣ.

## Фасли севум
## Дар латоифи бахилон ва зароифи эшон

Аз бахиле пурсиданд, ки шуҷоътарини мардумон кист?

Гуфт:

– Он кас, ки овози даҳони ҷамъе ба гӯши ӯ расад, ки дар хонаи ӯ чизе мехӯранд ва заҳрааш натаркад.

* * *

Шахсе бахилеро гуфт:

– Кай дар ҳилму сабр саромади мардум бошам?

Гуфт:

– Вақте ки касе нони ту бишканад ва ту сараш нашканӣ.

* * *

Дарвеше назди хоҷае бахил рафту гуфт:

– Падари ману ту Одам аст ва модари мо Ҳавво. Пас, мо бародарон бошем ва туро ин ҳама мол аст. Мехоҳам, ки маро қисмати бародарона бидиҳӣ.

Хоҷа ғуломро гуфт:

– Як фулуси сиёҳ ба вай деҳ.

Гуфт:

– Эй хоҷа, чаро дар қисмат савийят[1] риоят намекунӣ?

Гуфт:

– Хомӯш бош, ки агар бародарони дигар хабар ёбанд, ин қадар низ ба ту намерасад.

* * *

Бахиле доим гадоёнро аз пеши худ меронд. Ӯро маломат карданд, ки хилофи ҳукми Худо мекунӣ, ки фармудааст: «Гадоро марон» (Сураи наваду севум, ояти даҳум).

Гуфт:

– Гадоён тоифае ҳастанд, ки ҳаргиз аёдати ҳеҷ мариз накардаанд ва ба ҷанозаи ҳеҷ мусулмоне ҳозир нашаванд ва ҳаргиз ҳеҷ хайре ва эҳсоне аз эшон дар вуҷуд наёяд. Ва чунонки мардум рӯй дар Ҳақ субҳонаҳу оранд ба ҳоҷат хостан, эшон рӯй дар халқ оранд.

* * *

Шахсе бахилеро гуфт:

– Хотами худ ба ман деҳ, то ҳар гоҳ назарам бар он афтад, ёди ту кунам ва бад-ин восита доим дар ёди ман бошӣ.

Гуфт:

– Ҳар гоҳ хоҳӣ, ки маро ёд кунӣ, барандеш, ки вақте ангуштарӣ аз фалон хостам, ба ман надод.

* * *

Арабе бадавӣ аз пеши Муовия мегузашт ва ду саг: яке сиёҳ ва дигаре сафед дар қалода кашида ҳамроҳ дошт.

Муовия гуфт:

– Эй бадавӣ, аз ин ду саг якеро ба ман бахш.

Гуфт:

– Ҳар кадом хоҳӣ, бе музояқа ба ту диҳам.

Гуфт:

– Саги сафедро мехоҳам.

Гуфт:

– Ин саг назди ман маҳбубтар аст.

Гуфт:

– Сиёҳро бидеҳ.

Гуфт:

– Ӯ гирандатар аст.

* * *

Дарвеше назди Шамома, ки дар бухл машҳури араб аст, биёмаду аз ӯ ҳоҷате хост.

1. Савийят – баробарӣ.

Шамома гуфт:

– Ту аввал як ҳоҷати ман барор, то ман ҳар ҳоҷате, ки арз кунӣ, барорам.

Дарвеш гуфт:

– Бифармой, ки он ҳоҷат кадом аст?

Гуфт:

– Ин ки ҳаргиз аз ман ҳоҷат нахоҳӣ.

* * *

Бахиле тангаеро, ки бар як рӯй калимаи шаҳодат ва бар рӯи дигар ду-се оят навишта буд, бар гӯшаи рӯймол гиреҳ мезад.

Гуфтанд:

– Арбоби карам тангаро банд накунанд.

Гуфт:

– Ин танга нест, таъвиз аст. Таъвиз нигоҳ бояд дошт ва сарф набояд кард.

* * *

Бахиле писари худро панд медод, ки дирами нуқра бол дорад. Агар ӯро бигузорӣ, ҳаракат кунад ва бипаррад ва динори зар таб дорад. Агар сарф кунӣ, бимирад.

* * *

Абуласвад аз фузалои араб асту ба бухл маъруф буд.

Ба ӯ гуфтанд, ки ту зарфи илму виъои[1] ҳилмӣ. Аммо айби ту ин аст, ки мумсикӣ.

Гуфт:

– Ҳунари зарф он аст, ки мумсик бошад. Ва ҳар моеъе, ки дар ӯ резанд, нигоҳ дорад. Ва ҳар зарф, ки чизе аз ӯ тарашшӯҳ[2] кунад, маъюб аст.

* * *

Ҷамъе назди хоҷаи бахиле рафтанду гуфтанд:

– Ту аз хонадони каримонӣ ва мо ҷамъе фақирон бархостаем ва бо умед ба дари хонаи ту омада ва ба ту ду ҳоҷат дорем. Мехоҳем, ки ноумед аз ин дар бознагардем.

Хоҷа гуфт:

– Он чи аз дасти ман барояд, хидмат ба ҷой орам. Он ду ҳоҷат кадом аст?

Гуфтанд:

– Ҳоҷати аввал он ки ҳазор динор ба расми қарз ба ин мард диҳӣ, ки мушкиле азим ӯро пеш омада, ки ба ҳазор динор мекушо-

---

1. Виъо – зарф.
2. Тарашшӯҳ – чакидан, таровидан.

яд. Ва мо, ҳама кадхудоён, зомини ин ваҷҳ мешавем.

Пурсид, ки ҳоҷати дувум кадом аст?

Гуфтанд:

– Он ки як сол ӯро мӯҳлат диҳӣ, ки адои ин дайн пеш аз як сол муяссар нест.

Хоҷа гуфт:

– Эй азизон, гар касе аз ду ҳоҷат, ки бар ӯ арз кунанд, якеро бароварад, мурувват карда бошад ё не?

Гуфтанд:

– Оре.

Гуфт:

– Аз ин ду ҳоҷат, ки шумо бар ман арз кардед, ҳоҷати дувумро, ки мӯҳлат донист, баровардам ва қабул кардам. Шумо ба дархост аз ман мӯҳлати яксола талаб кардед. Ман ӯро даҳ сол мӯҳлат додам барои хотири шумо, ки мардуме азизед ва рӯй ба ман овардед. Акнун биравед ва ҳоҷати аввалро аз дигаре талабед, ки ман беш аз ин саховат наметавонам кард.

**Фасли чаҳорум**
**Дар латоифи пурхӯрон бо иқтибос аз оёти Қуръон**

Баннони Туфайлӣ аз машоҳири зурафост ва ба шикампарварву пурхӯрӣ маъруф. Аз ӯ суол карданд, ки аз Каломуллоҳ кадом оят дӯсттар медорӣ?

Гуфт:

– Шуморо чӣ мешавад, ки таъом намехӯред? (Сураи шашум, ояи яксаду нуздаҳум).

Гуфтанд:

– Кадом амрро аз Қуръон бештар кор мебандӣ?

– Гуфт:

– Бихӯреду биёшомед (Сураи ҳафтум, ояти бисту нӯҳум).

Гуфтанд:

– Кадом дуоро аз Қуръон вирди худ сохтаӣ?

Гуфт:

– Эй Парвардгори мо, фурӯ фирист бар мо хоне пур аз таом аз осмон (Сураи шашум, ояти як саду чаҳордаҳум).

Гуфтанд:

– Аз аҳодиси Расулуллоҳ кадом ҳадисро ихтиёр кардаӣ?

Гуфт:

– Агар бихонанд маро ва меҳмон кунанд ба почаи гӯсфанд. Ҳар ойина иҷобат кунам ва ба он даъват ҳозир шавам.

* * *

Баннони Туфайлӣ ҳикоят кардаст, ки рӯзе бар сари хони ҷамъе аз фузало ва зурафо ҳозир шудам ва эшон маро намешинохтанд.

Ногоҳ табақи бузурге ҳозир карданд пур аз ҳалвои асали гарм, ки дар миёни он чоҳе сохта буданд ва онро пур аз равғани бодоми зулол карда.

Яке аз зурафо аз он ҳалво гирифту дар он равған афканду гуфт:

– Пас бар рӯй афканда шаванд дар он бутон ва гумроҳон (Сураи бисту шашум, ояти наваду чаҳорум).

Чун ин оят бихонд, рахна дар он чоҳ зад, то равған ба ҷониби ӯ равон шуд.

Ман гуфтам:

– Чоҳ даст боздошта ва муаттан гузошта, кушк баланд бар кашида (Сураи бисту дувум, ояти чиҳилу чаҳорум) ва биъри муаттала – чоҳе будааст дар Ҳазрамавт, ки қавми Солеҳ баъд аз вафоти ӯ бар сари он чоҳ манзил сохта буданд. Чун ин оят хондам, рахна бар он чоҳ задам, то равған ба ҷониби ман равон шуд.

Зарифе маро гуфт:

– Оё сӯрох мекунӣ киштиро, то ғарқ кунӣ аҳли онро, ба дурустӣ, ки овардӣ чизе шафеъ бар дили гарон (Сураи ҳаждаҳум, ояти ҳафтдаҳум). Чун оят бихонд, рахнае дар он зад ва равған ба ҷониби ӯ равон шуд.

Ман гуфтам:

– Ба дурустӣ, ки мо меронем онро ба замини холӣ аз гиёҳ (Сураи сиву дувум, ояти бисту ҳафтум). Чун ин оят хондам, ҷӯи ӯро ба тарафи худ гардонидам.

Дигаре гуфт:

– Мулоқӣ шуд оби осмон ба оби замин бар коре, ки қазо шуда буд бар эшон, ки он ҳалокат буд ба оби тӯфон (Сураи панҷоҳу чаҳорум, ояти дувоздаҳум) ва ҷӯйро ба тарафи худ гардонид.

Ман гуфтам:

– Равон кардем миёни он ду (бӯстон) наҳре (Сураи ҳаждаҳум, ояти сию дувум) ва ҷӯйро ба тарафи худ гардонидам.

Дигаре гуфт:

– Пас рондем абри пуробро ба сӯи замини мурда, ки аз беобӣ афсурда буд (Сураи сию панҷум, ояти даҳум) ва ҷӯйро ба тарафи худ гардонид.

Ман гуфтам:

– Он киштӣ мебарад эшонро дар миёни мавҷҳо, ки аз азамат бувад монанди кӯҳҳо (Сураи понздаҳум, ояти чиҳилу чаҳорум). Баъд аз он дидам, ки ҳеҷ кас чизе намегӯяд. Тамоми рахнаҳо

бастам ва як ҷӯй сохтам ва онро ба тарафи худ равон гардонидам ва гуфтам:

– Ин ҷӯйҳоест, ки равон мегардад дар зери кӯшки ман (Сураи чиҳилу севум, ояти панҷоҳум).

Каси дигар ҳеҷ нагуфт. Ба як бор ҳамаи равғанҳоро дар ҳалво бурдам, то ҳамаро фурӯ хӯрдам ва дар масомоти ҳалво гум шуд.

Пас гуфтам:

– Ва гуфта шуд, эй замин, фурӯ бар оби худро ва эй осмон, бозгир оберо, ки фурӯ гузоштаӣ ва кам карда шуд об ва гузорда шуд кор (Сураи ёздаҳум, ояти чиҳилу шашум).

Ёрон табассум карданду мунбасит шуданд ва баъд аз он маро бишнохтанду ба рӯи ман сӯҳбатҳо бароварданд ва даъватҳо муҳайё карданд.

* * *

Ҳам Баннони Туфайлӣ гуфтааст, ки рӯзе яке аз мунъимон самоте кашида буд. Маро бихонду бо худ бар хон нишонид ва тоси бағоят бузург пур аз лавзинаи асале дар ғояти хубӣ, ки ба мушку гулоб ва заъфарон онро хушбӯй ва ороста сохта буданд, пеши ӯ ниҳода буд. Хоҷа як лавзина бардошту ба дасти ман дод.

Гуфтам:

– Инналҳукму лавоҳидин (Сураи сию ҳафтум, ояти чаҳорум).

Пас ӯ як-як додан гирифт.

Бори дувум гуфтам:

– Изо арсално илайҳим иснайни (Сураи сию шашум, ояти сездаҳум).

Бори севум гуфтам:

– Фааззазно бисолисин (Сураи сию шашум, ояти сездаҳум).

Бори чаҳорум гуфтам:

– Фа хуз арбаа минаттайри (Сураи дувум, ояти дусаду шасту дувум).

Бори панҷум гуфтам:

– Ва яқулуна хамсатан (Сураи ҳаждаҳум, ояти бисту якум).

Бори шашум гуфтам:

– Халақаллоҳу ас-самавоти ва-ларза фӣ ситтати айёмин (Сураи ҳафтум, ояти панҷоҳу дувум).

Бори ҳафтум гуфтам:

– Байнано фавқакум сабъан шидодан (Сураи ҳафтоду ҳаштум, ояти дувоздаҳум).

Бори ҳаштум гуфтам:

– Ва йаҳмилу арша раббака фавқаҳум йавмаизин самониятан (Сураи шасту нӯҳум, ояти ҳафдаҳум).

Бори нӯҳум гуфтам:
– Ва кона фи-л-Мадинати тисъата раҳтин (Сураи бисту ҳафтум, ояти чиҳилу нӯҳум).
Бори даҳум гуфтам:
– Тилка ашарата комилатин (Сураи дувум, ояти яксаду наваду дувум).
Бори ёздаҳум гуфтам:
– Раайту иҳда ашара кавкабан (Сураи дувоздаҳум, ояти чаҳорум).
Бори дувоздаҳум гуфтам:
– Инна иддати-ш-шуҳури индаллоҳи исна ашара шаҳран (Сураи нӯҳум, ояти сию шашум).
Баъд аз он хоҷа тосро батамом пеши ман ниҳод ва гуфтам:
– Ва арсалноҳу ило миати алфа ав язидун (Сураи сиву ҳафтум, ояти яксаду чиҳилу ҳафтум).

* * *

Абулайно бар хони мунъиме ҳозир шуд, ки мардумро ба полудаи асал меҳмон карда буд ва ҳаловате чандон надошт.
Гуфт:
– Сохта шудааст ин полуда пеш аз он ки илҳоми асал додан кунад Парвардгор занбӯри асалро.

## Фасли панҷум
## Дар зароифи пурхӯрон ва туфайлиён

Туфайлие ба маҷлисе даромад. Дид, ки ҷамъе ба асал хӯрдан машғуланд. Чун чашмаш ба асал афтод, ҳол бар ӯ баргашт. Хост, ки гӯяд: «Ассалому алайкум».
Гуфт:
– Ассалайкум.

* * *

Туфайлиеро пурсиданд:
– Дуи дар ду чанд аст?
Гуфт:
– Чаҳорта нон.

* * *

Ҷамъе касир дар ҷое нишаста буданд. Туфайлие он ҷо ҳозир шуд, ба гумони он ки таоме дар роҳ аст.
Он ҷамъ ӯро гуфтанд:
– Эй туфайлӣ, мо ҳама гуруснаем ва ҳар як ба таоме рағбат дорем. Бигӯ, ту ба кадом таом бештар моилӣ?

Гуфт:

– Ба ҳамаи таомҳо, ки шуморо рағбат аст.

* * *

Баннони Туфайлӣ гуфтааст, ки касе, ки кундур ва мустако[1] мехояд, меъда мегӯяд: Кист, ки дари хона мекӯбад ва дарнамеояд?

* * *

Баннони Туфайлӣ гуфтааст: Нишонаи ҳирсу шараҳ он аст дар таом хӯрдан, ки як луқма дар даҳон гузоштаву мехояд ва дар як луқмаи дигар меовезаду ду чашм дар луқмаи дигар дӯхта дорад.

* * *

Туфайлиро гуфтанд:

– Аз асҳоб киро бештар дӯст медорӣ?

Гуфт:

– Нагузошт дӯстии таом ҷой барои ҳеҷ аҳаде.

* * *

Баннони Туфайлиро пурсиданд, ки ғояти сурури ту кадом вақт аст?

Гуфт:

– Ниҳояти сурури ман вақтест, ки бубинам ҷавонон ва арбоби футувват ва мурувватро, ки меҷӯшад дегҳои эшон ва баста нест дарҳои хонаҳои эшон ва тангшуда нест синаҳои эшон аз дидани меҳмону туфайлиён.

* * *

Туфайлие ба шараҳи тамом таом мехӯрд ва бар панҷ ангушт луқма дар даҳон мекард.

Гуфтанд:

– Чаро бо панҷ ангушт таом мехӯрӣ?

Гуфт:

– Ба ҷиҳати он ки шаш ангушт надорам.

* * *

Сӯфии даъватхорае бо ҷамъе муридон ба ҷое мерафт. Дид, ки деҳқоне гове фарбеҳро панҷоҳ ман гандум бор карда ва хики равғани гӯсфанд болои он ниҳода, ба ҷое мебарад.

Сӯфӣ, ки онро дид, ба муридон ба рақс даромад ва овози тавоҷуд кард.

Аз ӯ пурсиданд, ки шайхуно, чӣ ҳол рӯй намуд?

Гуфт:

– Ҳарисаро дидам, ки ба пои худ роҳ меравад.

---

1. Кундур – бошад зардранг монанди кундур, ки онро мехоянд.

* * *

Марде аз ҳаҷ боз омада буд. Яке аз мунъимон ва муридону мӯътақидони вай барои ӯ тоси пур аз асали мусаффо фиристод ва туфайлӣ он ҷо ҳозир буд. Марде ба дидани ҳоҷӣ омаду гуфт:

– Ҳақ субҳонаҳу ва таъоло ҳаҷҷи туро қабул кунад.

Туфайлӣ гуфт:

– Ин мардро ҳоҷати дуо кардани ту нест, зеро ки яқин медонам, ки ҳаҷи ӯ мақбул аст.

Гуфт:

– Туро ин яқин аз куҷо ҳосил аст?

Гуфт:

– Аз ин тоси асал, ки агар Худои таъоло ҳаҷҷи ӯро қабул накардӣ, чунин тӯҳфае барои ӯ нафиристодӣ.

* * *

Рӯзе Ҳорунаррашид аз қозӣ Абуюсуф пурсид, ки чӣ мегӯӣ дар лавзинаву полуда?

Гуфт:

– Ман қозиям, ҳукм бар ғоиб накунам.

Ҳорун бифармуд, то ҳар ду таомро ҳозир карданд. Қозӣ луқмае аз ину луқмае аз он мехӯрд, ҳеҷ намегуфт.

Ҳорун гуфт:

– Чаро ҳукм намекунӣ?

Гуфт:

– Ё Амиралмӯъминин, ҳаргиз ба ин ҷалдӣ ду хасм надида будам, ки ба ҳузури ман даъво карда бошанд. Ҳар гоҳ барои яке сиҷилле мебандам, он дигар ҳуҷҷате пеш меоварад, ки фурӯ мемонам.

* * *

Миркамандӣ марде батин ва даъватхора буд аз зурафои машҳури Ҳирот ва ба пур хӯрдан шӯҳрате дошт, то ғояте, ки ӯро ба маразӣ ҷӯъ нисбат мекарданд.

Рӯзе фақир ба тақрибе аз ӯ пурсидам, ки шумо аз бузургони шуаро киро эътиқод доред ва назми кадом бузургро бештар ёд доред?

Гуфт:

– Маро ашъори ҳеҷ кас чунон хуш наёмада ва намеояд, ки шеъри Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ ва муддати шаст сол аст, ки ғайр аз «Маснавӣ» ва ғазали Мавлоно нахондаам ва ёд нагирифта.

Гуфтам:

– Чанд ҳазор байт аз ғазалу «Маснавӣ»-и Мавлоно ёд доред?

Гуфт:

– Аз тамомати девони Мавлоно як байт ва аз тамомати «Маснавӣ» низ як байт.

Гуфтам:

– Он кадом байт аст?

Гуфт:

Байти девон ин ки:

Байт:

Кӯҳ бувад наволаам, баҳр бувад пиёлаам,
Ҳар ду ҷаҳон ду луқмае ҳаст дар ин даҳони ман.

Байти «Маснавӣ» ин ки:

Байт:

Чунки луқма мешавад дар ту гуҳар,
Дам мазан, чандон ки битвонӣ, бихӯр.

* * *

Овардаанд, ки арабе бодиянишин ба шаҳри Бағдод даромад ва дӯкони нонвоеро дид, ки гирдаҳо чун қурси қамар аз уфуқи минбар тулӯъ карда ва кок бо фурӯғи симок қадам ба зурваи[1] дӯкон ниҳода.

Байт:

Фарози минбари хаббоз қурси гарм пиндорӣ,
Ки хуршеди ҷаҳонтобест, толеъ гашта аз гардун.

Алҳосил араби бечора ба бӯи нон рамақи тозае ёфт. Чун рӯи нон дид, гиребони сабр чок зада, пеши нонво омаду гуфт:

– Эй хоҷа, чанд биситонӣ, ки маро сери нон созӣ?

Нонво ба худ тааммул кард, ки ин кас ба як нон сер шавад, ниҳояташ ду ё се нон, аз ин таҷовуз накунад.

Гуфт:

– Ним динор бидеҳ, чандон ки тавонӣ, бихӯр.

Араб ним динор бидоду бар лаби об бинишаст.

Нонво нон меоварду араб ба об тар карда мехӯрд. То баҳо аз ним динор бигузашт ва ба чаҳор донг[2] расид ва аз он ҳам мутаҷовиз шуд, нонворо таҳаммул намонд.

Гуфт:

– Ё ахуларааб, бад-он Худой, ки туро қувваи нон хӯрдан дода, бо ман бигӯй, то кай нон хоҳӣ хӯрд?

Араб ҷавоб дод, ки эй хоҷа, бесабрӣ макун, то ин об бар ҷӯй меояд, ман низ нон мехӯрам. Нонфурӯш дӯкони худро гузошта, ба гӯшае рафт ва араб нони дӯконро биттамом хӯрд. Ин ҳикоят аз «Калилаву Димна» аст.

---

1. Зурва – болои ҳар чӣ.
2. Донг – аз шаш як ҳисса.

# БОБИ ДУВОЗДАҲУМ
# ДАР ЛАТОИФИ ТОМЕЪОНУ ДУЗДОН ВА ГАДОЁНУ КӮРОНУ КАРОН

## Фасли аввал
## Дар зикри Қолиб-ус-Сахра, ки марде буд аз бани Муъад ва аз томеъони машҳури араб аст

Аз ӯ пурсиданд, ки дар муддати умри худ ҳеҷ кас аз худ томеътар дидаӣ?

Гуфт:

– Аз ҷинси одамӣ надидаам, лекин рӯзе дар роҳе мерафтам, қадре илк мехоидам, пирсаге лоғару ланг ҳаракати даҳони ман дид ва овози даҳон бар ҳам задан шунид. Гумон бурд, ки магар таоме мехӯрам, ба тамаи он ки магар луқмае ба вай диҳам, панҷ фарсанг роҳ бо вуҷуди заъфи тану пои ланг дар ақиби ман медавид ва соат ба соат пеш меомад ва дар даҳони ман менигарист. Ман он сагро дар тамаъ аз худ қавитар дидам, лекин одаме мисли худ дар ин сифат надидаам.

* * *

Қолиб-ус-Сахра дар тамаъ ба масобае будааст, ки аъроб ба ӯ масал мезадаанд, ки «Атмаъ мин Қолибу-с-Сахра». Ва ӯро дар асл ном дигар будаст ва баъд аз фавт ба ин лақаб машҳур шудаст ва сабаби шӯҳрати ӯ ба ин лақаб он аст, ки рӯзе дар саҳрое сахраи сафеде бузург дид. Ба он сахра сатре кандаанд, онро хонд, дид, навишта буданд, ки «Маро баргардон, ба ту фоида мерасонам», яъне агар маро баргардонӣ, расида шавад бар ту фоидае. Қолибу-с-Сахра дар тамаъ афтод, ки магар зери он санг ганҷе мадфун аст. Ба тамаи ганҷ басе ранҷ кашид ва бисёр ҷон канд, то он сахраро баргардонид. Дид, ки бар рӯи дигари он навиштаанд, ки «Чӣ басо тамаъе, ки шахсро ба зиштӣ мекашонад», яъне бисёр тамаъ бошад, ки роҳ намояд занги дил. Мурод он аст, ки ғаму андӯҳ афзояд ва бори хотир бар дили томеъ ниҳад.

Қолиб чун он мазмунро хонд ва ноумед шуд, ғазаби азим бар ӯ муставлӣ шуд. Наздики сахра омад ва сари худро чунон бар он санг зад, ки мағзаш парешон шуд.

## Фасли дувум
## Дар зикри Ашъаби Таммоъ, ки ашҳари томеъони араб аст

Ва вай Ашъаб ибни Ҷобир аст, маволии Абдулло ибни Ҷобир. Аз ӯ пурсиданд, ки тамаъи ту то чӣ ғоят аст?

Гуфт:

– То ғояте, ки аз ҳар хонае, ки дуде барояд, гумон барам, ки барои ман таоме месозад. Пас, ба он гумон бархезам ва ҳар нонпараи хушке, ки дорам, пеш оварам ва дар ҳам шиканам ва мунтазир бинишинам, ки дар он шӯрбо, ки бирасад, ишкана хоҳам кард. Чун интизорӣ бисёр барам ва асаре зоҳир нашавад, он нонпораҳо дар об оғушта кунаму бихӯрам.

* * *

Дигар он ки чун салоти ҷанозае ба гӯшам ояд, гумон барам, ки он майит васият кардааст, ки аз моли ман сулс ба Ашъаб диҳад. Пас ба ин гумон ба дари он таъзияти саро равам ва дар он саро ҳар ду кас, ки бо ҳам сухане гӯянд оҳиста, гумон барам, ки аз он васият, ки маййит барои ман кардааст, сухан мегӯянд. Пас, бо арбоби васият ҳамроҳӣ кунам. Ва эшонро дар умур мададгорӣ намоям ва дар кашидани оби ғуслу кашондани ҷаноза то лаби гӯр аз по нанишинам. Ва чун аз дафни мурда фориғ шаванду бозгарданд, то дари таъзият саро бо эшон бошам. Ва чун асаре аз васият зоҳир нашавад, ноумед бозгардам.

* * *

Дигар он ки чун ба бозори сафолфурӯшон бигзарам, ҳар кӣ табақе ё косае ҳамехарад, гумон барам, ки барои он харад, ки таоме дар он табақу коса кунад ва барои ман фиристад.

Дигар он ки чун ба бозори мисгарон бигзарам, ҳар ки аз эшон табақею деге ва косае мисин месозад, пеши ӯ равам ва илтимос кунам, ки бузургтар ва кушодатар бисозад, ба умеди он ки магар рӯзе соҳиби он зарф барои ман дар он чизе фиристад ва чун кушодатар бошад, таом бештар гирад.

Дигар он ки чун дар кӯчаҳо гузарам, доман кушода дорам, ба гумони он ки агар ҳамсояе аз боме ё даричае чизе пеши ҳамсоя андозад, шояд ки хато шавад ва дар домани ман афтад.

Дигар он ки ҳеҷ арӯсеро ба хонаи домоде набаранд, илло он ки ман дари хонаи худро об занаму ҷорӯб кунам, ба гумони он ки шояд ба ғалат арӯсро ба хонаи ман оранд.

* * *

Дигар он, ки машҳур аст, ки Ашъабро диданд, ки доман ба даст гирифта, дар саҳро медавад.

Ӯро гуфтанд:

– Чӣ кор мекунӣ?

Гуфт:

– Дидам, ки ду мурғобӣ ба ҳам ҷуфтӣ карданд. Дар сояи боли

мурғобии мода доман кушода медавидам, шояд ки байзае аз ӯ ҷудо шаваду дар домани ман афтад.

* * *

Дигар он ки Ашъабро диданд, ки қадре сӯхта[1] гирифта, аз ақиби савор медавид.

Ӯро гуфтанд:

– Чӣ кор мекунӣ?

Гуфт:

– Аз суми асби ин савор оташе биҷаст. Қадре сӯхта гирифта ва дар ақиби ӯ медавам, шояд ки бори дигар оташ биҷаҳад ва ман онро ба сӯхта фаро гирам.

* * *

Рӯзе дар кӯчае мегузашт ва ҷамъе атфол бозӣ мекарданд.

Гуфт:

– Эй кӯдакон, ин ҷо чаро истодаед? Ва ҳол он ки дар сари чорсӯ касе як хирвор себи сурху сафед овардаву бар мардум бахш мекунад.

Кӯдакон, ки он шуниданд, ба якбор тарки бозӣ карда, рӯ ба чорсӯ давиданд. Аз давидани эшон Ашъаб низ дар тамаъ афтоду давидан гирифт.

Ӯро гуфтанд:

– Ба хабари дурӯғ, ки худ сохтаӣ, чаро медавӣ?

Гуфт:

– Давидани атфол аз рӯи ҷидду эҳтимом маро ба тамаъ андохт, ки шояд ин сурат воқеӣ бошад ва ман маҳрум монам.

* * *

Баъзе нақлҳо, ки дар тамаъи Ашъаб мазкур шуд, мешояд, ки бар ӯ баста бошанд ва мешояд, ки аз зарофат воқеъ шуда бошад, чун ӯ марде зарифу ҳаззол будаст.

Аз он ҷумла он аст, ки гӯянд: чун пир шуда буд, ӯро маломат карданд, ки вақти тавбаву иноба аст, на ҳангоми ҳазлу зарофат. Пас агар дар охири умр ба самоъи ваъз ва ҳадис шуғл гирӣ, беҳтар бошад.

Гуфт:

– Валлоҳ, ки ман самоъи ҳадис кардам.

Гуфтанд:

– Агар рост мегӯӣ, ҳадисе ривоят кун.

Гуфт:

1. Сӯхта – сӯхта маъруф аст ва ин ҷо мақсуд латтаи сӯхта аст, ки бад-он оташ аз оташзана гиранд.

– Ҳадисе ривоят кард маро Нофеъ ибни Будайл[1] аз Расулуллоҳ (с), ки ду хислати писандида аст, ки ҳар ки ба он муттасиф бошад, саодати дунёву охират ӯро бошад. Чун ҳадис ба ин ҷо расид, хомӯш биистод.

Мустамеъон гуфтанд:

– Ин нек ҳадисест, баён кун.

Гуфт:

– Валлоҳ, ки якеро Нофеъ фаромӯш кардааст ва якеро ман аз ёд бурдаам.

* * *

Аз Ашъаб пурсиданд, ки муддати умр ҳеҷ касро аз худ томеътар дидаӣ?

Гуфт:

– Оре, зани ман дар тамаъ аз ман зиёда аст.

Гуфтанд:

– Аз куҷо донистӣ?

Гуфт:

– Аз он ҷо, ки вақте ки маро гуфт:

– Эй Ашъаб, ту дар ҳар чизе ки тамаъ кунию дар он ба шак афтӣ, ки оё ҳосил шавад ё не, маро дар он яқин бошад, ки албатта ҳосил шавад.

* * *

Дигар гуфт:

– Тамаъи занам то ғоятест, ки рӯзе дар фасли баҳор ману ӯ бар боме будем. Нигоҳ қавси қузаҳ, ки авом онро “Камони Рустам” гӯянд, баромад ва бар канори осмон зоҳир шуд. Занам гумон бурд, ки магар он танобест абрешимин, ки аз осмон фурӯ гузоштаанд ва сари он таноб бар замин аст. Ба қасди гирифтани он таноб давидан гирифт ба таъҷили ҳар чӣ тамомтар, ки мабодо каси дигар ба он тамаъ кунад ва дар он давидан аз роҳи зинаи бом бияфтоду гарданаш бишикаст.

## Фасли севум
## Дар латоифи дуздон ва ҳикоёти эшон

Дузде ҷомаи касе бидуздиду ба бозор бурд ва ба дасти даллол дод, ки бифурӯшад. Ҷомаро аз даллол дуздиданд ва дузд дасти тиҳӣ назди ёрон омад.

Гуфтанд:

---

1. Нофеъ ибни Будайл – аз бузургони саҳоба.

– Ҷомаро ба чанд фурӯхтӣ?
Гуфт:
– Ба он чи ки харида будам.

* * *

Дузде аз хонае айбае[1] бидуздид ва ба даҳлез овард. Ногоҳ ҷамъе роҳгузарон бар сари роҳ расиданд. Дузд ҷомаҳоро дар паси дар ниҳод ва ҷорӯбе он ҷо дид. Бардошту дари хонаро рӯфтан гирифт.

Он ҷамъ гуфтанд:
– Чӣ кор мекунӣ?
Гуфт:
– Азизе дар ин хона мурдааст, дари хонаро ҷорӯб мекашаму сафо медиҳам.
Гуфтанд:
– Чун аст, ки овози навҳа намешунавем?
Гуфт:
– Он замони дигар хоҳад буд.

* * *

Дузде ба хонае рафт, ҳеҷ чиз наёфт. Ногоҳ дар гӯшаи хона қадре оҳак дид, пиндошт, ки орд аст. Дастори худро дар миёни хона паҳн сохт ва рафт, ки домане орд биёварад ва дар дастор резад. Дар он маҳал соҳиби хона ҳозир буд, дастораш бидуздид ва дузд он ҷо дид, ки оҳак аст, на орд. Баргашт, ки дастор фароҳам оварад, дид, ки дасторро бурдаанд. Қадам ниҳод, ки аз хона бадар ояд. Соҳибхона фарёд баркашид.

Дузд рӯй вопас карду гуфт:
– Ту худ инсоф деҳ, ки дузд кист?

* * *

Дар шаҳри Ҳалаб дар миёни корвонсарое, ки моли бисёр дар он ҷо буд чоҳе буд амиқ, ки об аз он ҷо мекашиданд ва дар паҳлӯи корвонсаро ҳаммоме буд. Яке аз айёрони Ҳалаб нақбе зад аз гулхани ҳаммом ба ҷониби корвонсаро, ки сар аз рӯи оби он чоҳ бадар кард ва дар дили шаб, ки дари корвонсароро баста буданд ва қуфли гарон бар он зада. Айёр бо дасти ёрони худ ба нақб даромад ва аз он чоҳ боло омад ва ҳуҷраеро, ки дар он мол бисёр буд, аз нақду ҷинс холӣ кард ва аз қаъри чоҳ бадар бурд.

Алассабоҳ ғавғо аз корвонсаро баромад ва шӯре дар шаҳр афтод, ки молу афрози фалон корвонсаро бурдаанд. Мардуми шаҳр рӯй бад-он ҷо ниҳоданд ва доруғаву асасони шаҳр ҷамъ

---

1. Айба – занбили чармӣ ва ҷомадон, ки дар он ҷома ва рахт кунанд.

омаданд ва мулоҳиза карданд, ки дари корвонсаро мазбут буда ва ин нақду ҷинс ҳам аз дарун ғоиб шуда Мутаҳаййир фурӯ монданд. Дар охир рои ҳама бар он қарор гирифт, ки ин кор кори корвонсародор ва фарзандони ӯст. Вай пире буд амин, ки мустаъҷири он корвонсаро буд. Ӯро бо фарзандон гирифтанд ва бар дари корвонсаро оғози шиканҷа карданд ва мардуми шаҳр он ҷо ҷамъ омаданд.

Ҳарчанд пиру фарзандон зорӣ мекарданд, касе парвои эшон намекард. Ва он айёр, ки ин кор карда буд, бо баъзе дастёрони худ дар он маҷмаъ ҳозир буд, бо худ гуфт:

– Аз ҷавонмардӣ набошад, ки ин гуноҳ ман карда бошам ва дигарон азоб кашанд.

Пас қадам пеш ниҳод ва бонг ба асасон зад, ки даст аз ин бегуноҳу фарзандони вай бидоред, ки эшонро дар ин кор дахле нест ва ин кор аз ман содир шудааст.

Асасон даст аз шиканҷаи пиру фарзандонаш бидоштанд ва дар ӯ назар карданд. Ҷавоне диданд баландболо, ки тоҷе аз барраи сиёҳ бар сар дошт ва қабое аз суф дар бару миёни худ ба шаддаи қиматӣ чуст баста ва ханҷаре обдор бар миён зада ва пойафзоли нав пӯшида.

Рӯй бад-ӯ оварданду гуфтанд:

– Чун худро иқрор намудӣ, бигӯ: ин молро чӣ кардӣ ва ба куҷо бурдӣ?

Гуфт:

– Ҳама дар ин корвонсарост ва дар қаъри он чоҳ пинҳон аст. Танобе биёваред, то бар миёни худ бандам ва ба чоҳ фурӯ равам ва молҳоро боло диҳам, баъд аз он бароям ва ҳар ҳукм, ки подшоҳ дар ҳаққи ман кунад, қабул дорам.

Чун ин сухан бигуфт, ғирев аз он маҷмаъ баромад ва мардум ӯро бад-он футуввату ҷавонмардӣ офарин гуфтанд ва асасон филҳол танобе оварданд ва ӯ барҷаст ва сарини таноб муҳкам бар миён баст ва асасон сари таноб ба даст гирифтанд ва ҷавон ба он чоҳ фурӯ рафт ва таноб аз миён кушода, равонӣ аз он нақб берун рафту сари худ гирифт. Асасон замоне бар сари чоҳ мунтазир буданд ва ҳеҷ асаре ва садое аз он чоҳ барнаёмад. Чун интизор аз ҳад гузашт, касе ба чоҳ фурӯ фиристоданд ва ӯ фарёд баровард, ки дар таки ин чоҳ нақбест.

Гуфтанд:

– Дарою бубин, ки аз куҷо сар бадар мекунад. Ва он шахс мерафт, то аз гулхан сар бадар кард ва назди эшон омад.Ҳама ангушти таҳайюр ба дандон гирифтанду гуфтанд:

– Ин ҳарифи айёр аҷаб нақше бохт ва ғариб коре сохт, ки ҳам худ рафту ҳам молро бурд ва ҳам бегуноҳонро халос кард.

**Фасли чаҳорум**
**Дар латоифи гадоён ва ҳикоёти эшон**

Аббоси Давс аз гадоёни машҳури араб ва дар гадоӣ зарбулмасал аст.

Рӯзе дар ҳаммом буд, ки дарвеше пеши ӯ омаду ниёзе намуду гуфт:

– Эй устод, маро завқи гадоӣ аст. Мехоҳам, ки барои ман такбире гӯӣ ва назаре фармоӣ ва чанд рӯзе дар хидмати ту касби ин ҳунар кунам.

Аббос гуфт:

– Эй дарвеш, ҳоҷати мулозимати бисёр нест. Гадоӣ се усул дорад. Онро, ки донистӣ ва кор бастӣ, гадои комилӣ. Ва ман он усулро ба ту мегӯям, то ёд гирӣ ва аз пайи кори худ равӣ.

Дарвеш ӯро дуо карду гуфт:

– Бифармой.

Аббос гуфт:

– Аввал, он ки суол кунӣ, ҳар ҷо ки бошад. Дувум, он ки суол кунӣ, аз ҳар кӣ бошад. Севум, он ки бигирӣ, ҳар чӣ бошад.

Дарвеш дасти Аббосро бибӯсиду аз пеши ӯ ба гӯшае рафт.

Аббос аз сартарош устура талабиду ба нурахона рафт, то суннат ба ҷой орад.

Дарвеш аз як ҷониби Аббос даромаду гуфт:

– Шайъан лиллоҳ.

Аббос сар боло карду гуфт:

– Эй дарвеш, ҳаммому гадоӣ?

Гуфт:

– Ҳар ҷо бошад.

– Гуфт:

– Аз Аббоси Давс ҳам?

Гуфт:

– Аз ҳар кӣ бошад.

Гуфт:

– Мӯе чанд аз заҳор ҳозир аст.

Гуфт:

– Ҳар чӣ бошад.

Аббос бар ӯ офарин карду гуфт:

– Зиҳӣ шогирди комили қобил, ки ба як таълим кор аз устод гузаронид.

* * *

Дарвеше назди Аббос омад, ки маро дар гадоӣ таълиме деҳ, ки чун ба он амал кунам, аз фақру фоқа халос шавам.

Гуфт:

– Панҷае аз коғаз бисозу бар синаи худ часпон ва чиҳил рӯз дар офтоб бараҳнатан сайр кун, то баданат аз тоби офтоб сиёҳ гардад. Баъд аз он ба деҳи ҷамъе аз аблаҳон дарой ва дар масҷиди эшон се шаб эҳё кун ва дар шаби чаҳорум вақти саҳар фарёд каш, ки Хизр алайҳиссаломро дидам ва ӯ маро назар карду дасти муборак ба синаи ман ниҳод ва чун мардум назди ту оянд, он нишонаи панҷа бар синаи ту бинанд, мурид шаванду хидматҳо кунанд.

Ӯ он ҳилат ба ҷой овард ва як деҳаро муриди худ кард ва мақсуди ӯ ба ҳусул пайваст ва аз ҷафои фақру фоқа бозраст.

* * *

Рӯзе гадое аз Абдулмалики Марвон чизе талабид.

Гуфт:

– Аз Худо талаб кун.

Гуфт:

– Талабидам, ба ту ҳавола кард.

Абдулмалик бихандид ва ӯро хушнуд баргардонид.

* * *

Дарвеше ба дари хонаи бахиле рафту «шайъан лиллоҳ» зад.

Бахил аз даруни хона овоз дод, ки эй дарвеш, фардо биё, ки ҷамъе дӯстонро меҳмонӣ хоҳам кард, то туро насиби комил диҳам.

Дарвеш гуфт:

– Имрӯз он қадр нон бидеҳ, ки фардо расам.

Хоҷа бихандиду ӯро чизе дод.

* * *

Дарвеше сарупобараҳнаро гуфтанд:

– Чаро назди фалон хоҷа намеравӣ, ки моли бисёр дорад, шояд бар ту раҳм кунаду ҷомае диҳад.

Дарвеш хоҷаро мешинохт, ки бағоят бахилу мумсик буд.

Гуфт:

– Валлоҳ, агар дар пеши вай равам, дар ҳоле ки пӯшида бошам ҷомаи Каъбаро, берун оям аз пеши ӯ чун мор, ки аз пӯст берун омада бошад.

* * *

Гадое ба маразн раъша мубтало буд ва доим сару даст ва соири аъзои ӯ дар ҳаракат буд ва бар сари роҳҳо хомӯш менишаст ва ҳеҷ талаб намекард.

Ӯро гуфтанд:

– Ин аҷаб аст, ки бо вуҷуди фақру фоқа ҳеҷ изтиробе надорӣ?

Гуфт:

– Изтироб аз ин зиёда чӣ бошад, ки доим тамоми аъзои ман дар ҳаракат аст ва як лаҳза ором надорам?

* * *

Дарвеше ба дари хонаи бахиле рафту «шайъан лиллоҳ» зад.

Бахил аз даруни хона овоз дод, ки, эй дарвеш, маъзур дор, ки аҳли хона нестанд.

Гуфт:

– Ман аз ту порае нон мехоҳам, на мубоширати хонагиён

* * *

Дарвеше бесарупо хоҷаеро гуфт:

– Агар ман бар дари сарои ту бимирам, бо ман чӣ кунӣ?

Гуфт:

– Туро кафан кунаму ба гӯр супорам.

Гуфт:

– Имрӯз ба зиндагӣ маро пероҳане пӯшон ва чун бимирам, бекафан ба хок супор.

Хоҷа бихандиду ӯро пероҳане бахшид.

## Фасли панҷум

## Дар зикри гадоии Мавлоно Аршади Воиз, ки аз гадоёни машҳур аст ва дар замони Малик Ҳусайн ваъзи гарм мегуфт ва мардумро мутаассиру гирён месохту дар охири маҷлис тарҳи гадоӣ меандохт ва кисаҳои мустамеъонро пок мепардохт

Вақте Малик Ҳусайн хост, ки расуле ба Шероз фиристад, назди Шошуҷоъ, то муддаиёти ӯро хотирнишон кунад. Баъд аз машварат бо аркони давлат рақами он кор бар номи Мавлоно Аршад кашиданд, ки бағоят фасеҳу балеғ буд.

Пас ӯро талабиданд ва Малик Ҳусайн гуфт:

– Маро зарурате пеш омадааст, ки расуле ба Шероз назди Шоҳшуҷоъ фиристам ва мулозимони ман рақам бар ту кашидаанд. Лекин ин гадоӣ дар ту бузург айбест, ки ҳамаи фазоилу камолоти туро мепӯшонад. Агар аҳд мекунӣ, он ҷо гадоӣ накунӣ

ва маро беномус насозӣ, ҳар чӣ муддаои ту бошад, нақд аз хазина медиҳам.

Гуфт:

– Он ҷо кам аз бист ҳазор динор намегирифтам, акнун барои ризои ту аҳд кардам, ки гадоӣ накунам.

Малик хушдил шуд ва бифармуд, то бист ҳазор динори нақд бар ӯ шумурданд ва панҷ ҳазор динори дигар доданд, то тартиби асбоби сафар кард ва ба Шероз рафту адои рисолат намуд ва ба муддао ҷавоб ёфт. Чун хост, ки баргардад, Шоҳшуҷоъ ва аркони давлату аҳли он вилоят аз хавосу авомуннос аз ӯ илтимоси маҷлисе намуданд ва гуфтанд, ки муддатҳост аз алсинаву афвоҳ сифати ваъзи ту шунидаем ва бағоят муштоқу орзумандем ва мехоҳем, ки як маҷлис ваъз бигӯӣ ва моро мустафид гардонӣ.

Мавлоно Аршад бинобар муболиғаи Шоҳшуҷоъ ва аҳли Шероз қабул кард, ки баъд аз намози ҷумъа дар масҷиди ҷомеъ маҷлисе гӯяд. Чун рӯзи ҷумъа шуд, халқи бисёр дар масҷиди ҷомеъ зиёда аз маъҳуд ҳозир шуданд ва Шоҳшуҷоъ ва ҳамаи аъёни Шероз нишастанд ва хосу ом издиҳом карданд. Пас Мавлоно Аршад ба минбар баромад ва маҷлисе гарм бигуфт ва мустамеъонро бигирёнид ва нек мутаассир сохт. Чун дид, ки бозори ваъз гарм аст ва харидорон роғиб, қувваи томиъаш ба ҳаракат даромад ва натавонист худро забт кунад.

Гуфт:

– Эй азизони ман, пеш аз ин гоҳ-гоҳ бар сари минбар аз кисаи карами азизон дарюза мекардам, лекин вақте ки рӯй бад-ин диёр овардам, маро аз гадоӣ савганд доданд. Акнун агар ман савганд хӯрдаам, ки гадоӣ накунам, шумо худ савганд нахӯрдаед, ки маро чизе надиҳед. Мардум дар айни он гиря хандон шуданд ва чандон хидмат ба ҷой оварданд, ки муддаои ӯ ҳосил шуд.

**Фасли шашум**
**Дар зикри гадоии қозӣ Авраш,**
**ки аз гадоёни забардасти машҳур аст**

Ва ӯ низ воизе хуштақрир будааст ва дар гадоӣ ҳилаҳои аҷибу ғариб менамуда.

Гӯянд: Рӯзе дар шаҳри Систон маҷлисе бигуфт, ки ҳуш аз мардум бирабуд. Хосу оми он диёр сайди ӯ шуданд ва ҳарчанд аз барои ӯ тӯҳфаву ҳадя бурданд, қабул накард ва он низ мӯҷиби зиёдатии эътиқоди мардум шуд. То рӯзе маҷлисе ороста буд ва мардумро азим мутаассир ва гирён сохта. Дар аснои гармии

маҷлис ва гиряи мардум ногоҳ марде ғариб, маҳиб ва соҳибвуҷуд бо чанд ғулом аз дари масҷид даромад ва бе муҳобо қадам дар миёни маҷлис ниҳоду ба пои минбар омад ва далер ба минбар боло рафту як тапончаи маҳкам чунон бар рӯи қозӣ бизад, ки садо ба мақсура дарпечид ва танобе аз миён боз карду дар гардани қозӣ афканд ва хост, ки ӯро аз минбар фурӯ кашад. Ба якбор хосу ом ҳуҷуму издиҳом карданд, ба масобае, ки наздик ба он шуд, ки он мард кушта шавад.

Қозӣ фарёд кард, ки, эй мардум, ба ҷои худ қарор гиред ва қиссаи ману ин мард бишнавед.

Мардум ором гирифтанд.

Қозӣ гуфт:

– Бар азизони маҷлис махфӣ намонад, ки фақир бандаву хоназоди ин мардам ва муддате мадид ва аҳде баъид аст, ки аз вай гурехтаам ва ӯ чандин сол аст, ки дар ҷустуҷӯи ман гирди бару баҳр мегардад, то дар ин замон пай бад-ин макон бурда. Агар маро изо мекунад, маъзур аст, ки басе дар талаби ман меҳнат кашидааст ва ман аз ӯ бағоят шармандаам, кофирнеъматӣ ва ҳаромнамакӣ кардам. Акнун агар азизони ин диёр карам намоянд ва маро аз банди бандагии ӯ озод кунанд, то бақиятулумр дар ин мулк ба мавъиза машғул бошам, ғояти шафқату марҳамат ба ҷо оварда бошанд ва маро раҳини миннати худ карда.

Мардум ба якбор овоз бардоштанд, ки ба дилу ҷон хидмадгорем ва миннат медорем. Пас мутаваҷҷеҳи он мард шуданд ва аз рӯи тавозӯъу тазаррӯъ қозиро аз ӯ хостанд ва ӯ бағоят ғализ буд ва аз қозӣ ба фурӯхтан розӣ намешуд. Аммо баъд аз муболиғаи бисёр тан ба фурӯхтан дардоду гуфт:

– Мехоҳам, ки аввал ӯро понсад тозиёна бизанам ва дил аз ӯ холӣ кунам.

Ва қозӣ гардан каҷ карда мегуфт:

Байт:

Гар ба шамшери сиёсат мегудозӣ, ҳокимӣ,
Вар ба ташрифи ғуломӣ менавозӣ, бандаам.

Мардум дархост карданд, ки аз сари гуноҳи ӯ даргузар ва ӯро ба мо бифурӯш.

Гуфт:

– Акнун чун бузургон муболиға мекунанд, ӯро ба сад ҳазор динор мефурӯшам, агарчи медонам, ки беш аз ин меарзад.

Дар баҳои қозӣ миёни он мард ва аҳли маҷлис гуфтугӯй бисёр шуд, то вақте ки бар панҷоҳ ҳазор динор қарор гирифт ва дар

маҳалли гуфтугӯи баҳои ӯ қозиро изтиробе буд, ки қимати ӯро бисёр кам накунанд ва мегуфт:

– Чизе зиёда кунед, ки аҷри шумо зиёда хоҳад буд.

Аҳли маҷлис ва соири аъёни он диёр миёни якдигар он маблағро тавзиъ карданд ва ҳам дар маҷлис зар бар хоҷа шумурданд. Хоҷа зарро гирифту бо ғуломони худ аз маҷлис берун рафт. Қозӣ мардумро дуои хайр карду аз минбар фуруд омад ва ба манзили худ рафт ва ҳам дар он шаб ғоиб шуд. Баъд аз чанд рӯз аҳли Систонро маълум шуд, ки он хоҷа бо ғуломон аз навкарону мулозимони қозӣ будаанд, ки он нақш бар об задаанд ва ба ҳила он зар гирифта. Мардум таассуфи бисёр хӯрданду суд надошт.

## Фасли ҳафтум
## Дар латоифи аҳвалону аъварон ва кӯрон

Хурӯсеро пеши аҳвале баста буданд.

Ӯро гуфтанд:

– Ҳеҷ медонӣ, ки мардуми аҳвал якеро ду мебинад?

Гуфт:

– Ин сухан ғалати сареҳ ва кизби маҳз аст, зеро ки агар чунин будӣ, бояд ки ҳоло ман ин ду хурӯсро чаҳор дидаме.

* * *

Марде аҳвал назди табибе аҳвал рафту гуфт:

Ман якеро ду мебинам. Чашми маро илоҷ кун, ки аз ин ҷиҳат ғалатҳо мекунам ва ташвишҳо ба ман мерасад.

Табиб сар боло карду гуфт:

– Шумо ҳар чаҳор, ки назди ман омадаед, ҳама ин як мараз доред?

Аҳвал гуфт:

– Вовайло, маро фикри табибе дигар бояд кард, ки агар ман якеро ду бинам, ӯ якеро чаҳор бинад.

* * *

Аҳвале ва аъваре ба иттифоқи якдигар ба бозор рафтанд, то матое бихаранд.

Аҳвал аъварро гуфт:

– Ту як чашм дорӣ ва ман ду чашм дорам. Бояд, ки харидани матоъро ба ман гузорӣ.

Аъвар гуфт:

– Магар надонистаӣ, ки як дирами сара беҳтар аст аз ду дирами қалб?

* * *

Сайёри аъмо аз кӯрони машҳури араб аст. Рӯзе дар роҳе мерафт. Касе бар сабили тааруз гуфт:

– Эй Сайёр, аз Худо дархоҳ, то ивази чашм туро чизе бидиҳад.

Гуфт:

– Дархостааму додааст.

Гуфт:

– Он кадом аст?

Гуфт:

– Кӯрӣ, то рӯи мисли ту хабисе набояд дид.

* * *

Касе бар сабили тааруз Сайёрро гуфт:

– Худои таъоло аз ҳар кӣ каримае бозгирад, ӯро ивазе диҳад. Чашми туро бозгирифт, чӣ иваз дод?

Гуфт:

– Ин саодат, ки аз дидани рӯйи шуми ту халосам.

* * *

Касе дигар Сайёрро бар сабили тааруз гуфт:

– Эй кӯр, чӣ чизро дар олам хуш дорӣ?

Гуфт:

– Кӯриро, то мисли ту нокасе набояд дид.

* * *

Гаронҷоне бар сабили тааруз Аъмашро гуфт:

– Чаро нобино шудӣ?

Гуфт:

– Аз бисёрии назар кардани ман ба сӯи гаронҷонон.

* * *

Ҳорунаррашид ба Куфа омад. Аз сулаҳову уламои он ҷо пурсид.

Гуфтанд:

– Аслаҳу аълами замон Ибни Садод аст, ки макфуф шуда, яъне нобино ва аксари авқот дар масҷид мебошад ва муроқибати вақти худ мекунад.

Гуфт:

– Маро ба вай роҳ намоед.

Ҳорунро оварданд ба масҷид. Даромаду паҳлӯи ӯ бинишаст ва ӯ дар намоз буд. Чун фориғ шуд, Ҳорун бо ӯ мусофиҳа кард.

Ибни Садод гуфт:

– Туро намешиносам, аммо дасти ту ба дасти ҷабборон мемонад. Эй соҳиби даст, бар ин дасти нозук раҳм кун ва ӯро ба ота-

ши дӯзах масӯз. Ҳорун бигирист ва аз ӯ талаби зиёдате кард. Ибни Садод ӯро суханони нофеъ гуфт ва Ҳорун бисёр бигирист. Баъд аз он ки Ҳорун берун рафт, Ибни Садодро хабар доданд, ки ӯ Ҳорун буд, ки бо ту мусофиҳа карду насиҳат хост.

Гуфт:

– Валлоҳ, агар аввал медонистам, на ба ӯ мусофиҳа мекардам ва на суоли ӯро ҷавоб мегуфтам.

* * *

Абулайно-зарифи араб дар охири умр нобино шуд. Рӯзе ба вай хабар оварданд, ки Мутаваккил мегӯяд:

– Агар Абулайно кӯр намебуд, ӯро ба маҷлиси худ мехондам ва менавохтам ва надими базми хоси худ месохтам.

Абулайно, ки ин сухан бишунид, ба халифа пайғом дод, ки агар ту маро аз баҳри ришта дар сӯзан кашидан ва нақши нигин хондан ва дидабонӣ кардан мехоҳӣ, аз ин ҳунарҳо оҷизам ва салоҳияти ин корҳо надорам. Аммо агар аз баҳри он мехоҳӣ, ки бо ту музокираи улум кунам ва мушовараи асрор намоям, дар ин фунун моҳир ва ягонаи рӯзгорам.

Чун Мутаваккил ин сухан шунид, ӯро бихонд ва надими худ сохт.

* * *

Абулайноро дар они нобиноӣ ба маҷлиси Мутаваккил оварданд.

Гуфт:

– Эй Абулайно, чӣ чиз туро саъбтар омад дар зоеъ шудани чашм?

Гуфт:

– Он ки туро надидам.

* * *

Шахсе дар маҷмае мегуфт:

– Ҳар кӣ ду чашми бино надорад, ним мард аст ва ҳар кӣ арӯси зебо надорад, ним мард аст ва ҳар кӣ вуқуфи сабоҳати дарё надорад, ним мард аст.

Кӯре дар он маҷлис ҳозир буд, ки зан надошт ва шиноварӣ намедонист, фарёд баровард, ки, эй азиз, аҷаб муқаддимае пардохтӣ, ки маро аз доираи мардӣ чунон дур андохтӣ, ки ҳанӯз ним марди дигар дар мебояд, ки номи «ҳеҷ мард» бар ман ростояд.

* * *

Яке аз аҳли Басра ҳикоят кардааст, ки аз Басра сафар кардам ва ба деҳе расидам дар шабе, ки бағоят торик буд. Дар миёни он деҳ нобиноеро дидам, ки сабӯе пуроб дар дӯш ва чароғе дар даст дошт ва ба таъҷили тамом мерафт.

Маро аз он сурат ҳайрати азим рӯй намуд. Сари роҳ бар ӯ гирифтам ва ӯро нигоҳ доштам.

Гуфтам:

– Эй аъмо, шабу рӯз назди ту баробар аст, ки чароғ ба даст гирифтан чӣ маънӣ дорад?

Гуфт:

– То кӯрдиле мисли ту паҳлӯ бар ман назанад ва сабӯи маро нашиканад.

* * *

Нобиноое зани бадрӯи зиште дошт.

Рӯзе зан ба ӯ гуфт:

– Кошки туро чашме равшан будӣ, то ҳусну ҷамоли маро мушоҳида кардӣ.

Нобино гуфт:

– Хомӯш бош, ки агар туро ҳусну ҷамол будӣ, ба дасти ҳамчу ман кӯре наяфтодӣ.

* * *

Яке аз шуарои араб дар беҳаёии кӯрон гуфтааст ин байтро, ки:

Чӣ гуна умед дорад шармро аз кӯр марди рост
Ва ҳол он ки макони ҳаё, ки чашмхона аст, аз ӯ хароб аст.

## Фасли ҳаштум
## Дар ҳикоёти карон ва гуфтугӯи эшон

Каре як хирвор гандум ба осиё мебурд. Ба лаби обе расид ва мехост, ки он гандумро аз об бигзаронад. Ногоҳ саворе дид, ки аз дур пайдо шуд.

Бо худ гуфт:

– Чун ин савор бирасад, аввал салом хоҳад кард, баъд аз он хоҳад пурсид, ки баландии ин об чӣ миқдор аст? Баъд аз он хоҳад пурсид, ки ин гандум чанд ман аст?

Чун савор бирасид, пурсид, ки, ҳай мардак, баландии ин об чӣ миқдор аст?

Гуфт:

– Алайкум ассалому ва раҳматуллоҳи ва баракотуҳу.
Савор бихандиду бигуфт:
– Сарат бурида шавад!
Гуфт:
– То гардан.
Гуфт:
– Хокат ба даҳан!
Гуфт:
Ҳаштод ман.

* * *

Каре ба аёдати беморе бирафт. Дар роҳ бо худ мегуфт: чун бирасам ва ба болини ӯ нишинам ва гӯям: ҳол чун аст?
Хоҳад гуфт:
– Беҳтарам.
Дигар пурсам, ки ғизо чӣ мехӯрӣ?
Хоҳад гуфт:
– Фалон чиз.
Дигар пурсам, ки табиби ту кист?
Хоҳад гуфт:
– Фалон.
Пас бар бемор даромаду бар сари болини ӯ бинишаст.
Иттифоқан, бемор эърозе карда буду қаҳре сахт дошт.
Кар сар пеши вай бурду гуфт:
– Ҳол чун аст?
Гуфт:
– Ҳоли марг.
Гуфт:
– Алҳамдулиллоҳ.
Дигар пурсид, ки ғизо чӣ мехӯрӣ?
– Захру заққум.
Гуфт:
– Нӯши ҷонат бод!
Дигар пурсид, ки табиби ту кист?
Гуфт:
– Малакулмавт.
Гуфт:
– Қадамаш бар ту муборак бод!

* * *

Марди каре занею духтарею канизе дошт, ки ҳама кар буданд. Рӯзе мард ба хона омаду занро гуфт:

– Бағоят гуруснаам, агар таоме дорӣ, зуд пеш ор!
Зан гуфт:
– Аҷаб, аҷаб, ки меҳрубон шудӣ, ман аз ту ба ҷомаи пунба розӣ будам. Акнун ки ту атласи арғавонӣ харидаӣ ва астари катон карда, чӣ гуна розӣ набошам? Худои таъоло аз ту розӣ бод!
Мард тасаввур намуд, ки таом тайёр аст. Пас зан бархост ва назди духтар рафту гуфт:
– Ҳеҷ хабар дорӣ, ки падарат бо ман бар сари меҳр омада ва дӯстӣ аз сар гирифта ва ҷомаи атласи арғавонӣ, астари катон барои ман харида, ба дарзӣ дода, бидӯзад?!
Духтар гуфт:
– Худо бар умри шумоён баракат каромат кунад. Агар маро ба ғуломе гӯшбурида акд мебандед, ихтиёр доред. Пас ба нишоти тамом бархост ва назди канизак омаду гуфт:
– Хабар дорӣ, ки бахте ҷавон бар сари ман омада ва хоҷазодае пурмоли соҳибҷамоли хушхӯй ба хостгории ман омада ва имшаб маро бо вай акд хоҳанд баст ва ҳам имшаб маро таслими вай хоҳанд кард.
Канизак гуфт:
– Ҳамчунон ки ту маро муждаи озодӣ додӣ, фаришта туро муждаи биҳишт бидиҳад ва ҳамчунон ки падару модари ту маро озод карданд, Худои таъоло эшонро аз оташи дӯзах озод кунад.

# БОБИ СЕЗДАҲУМ
# ДАР ЛАТОИФИ КӮДАКОНУ ҒУЛОМОН ВА КАНИЗАКОНИ ЗИРАКУ ТЕЗФАҲМ

## Фасли аввал
## Дар гуфтугӯи кӯдакони зирак дар маҷолиси мулук

Дар замони Ҳорунаррашид марде даъвои нубувват кард. Ӯро ба маҷлиси Ҳорун оварданд ва дар он маҷлис Маъмун–писари Ҳорун ҳозир буд ва ҳанӯз хурдсол буд. Ҳорун бифармуд, то он муддаиро ҳам дар пеши ӯ андохтанд ва пушту паҳлӯи ӯро ба тозиёна сиёҳ сохтанд. Он муддаӣ дар аснои тозиёна хӯрдан нолаву фарёд мекарду бетоқатӣ менамуд. Маъмун дар он ҳол ин оят хонд: «Фасбар, камо сабара улулъазми ман-ар-русули», яъне «Сабр кун ҳамчунон ки сабр карданд худовандони суботи ваҷд», яъне арбоби шароеъ аз пайғамбарон.

Ҳорун аз оят хондани Маъмун мутааҷҷиб шуд ва ба тарбияти ӯ машғул гашт.

* * *

Рӯзе Маъмун дар ҳоли кӯдакӣ пеши Ҳорун шӯхӣ мекард. Ҳорун дар ғазаб шуду гуфт:

– Ё ибн аз-Зония[1].

Маъмун алалфавр дар ҷавоби ӯ ин оят хонд: «Аз-зонияту ло янкиҳуҳо илло зонин ав мушрик», яъне «Зани нобакор ба никоҳ дарнаёварад ӯро илло марди нобакор ё марди мушрик».

Ҳорун аз он ҷавоб, ки Маъмун дод, хиҷил шуду ба дил ӯро таҳсин кард.

* * *

Рӯзе Ҳорун мисвоке дар даст дошт. Аз Маъмун пурсид:

– Ҷамъи мисвок чист?

Бе тааммул гуфт:

– Зидди маҳосинак. Ба фаросат донист, ки лафзи «масовик»[2] хилофи адаб аст.

* * *

Ҳусайн ибни Фазл, ки аз машоҳири уламо ва аз беназирони аҳди худ будааст, ӯро дар кӯдакӣ ба маҷлиси Мутаваккил оварданду дар он маҷлис басе аз уламои бузург ҳозир буданд. Ҳусайн хост, ки сухан гӯяд. Ӯро монеъ шуданду гуфтанд:

1. Аз-Зония – зинокор.
2. Масовик – бадиҳои ту.

– Дар ин маҷлиси олӣ, ки машойихи бузург аз уламо нишаста бошанд, адаб набошад, ки кӯдаке сухан гӯяд.

Ҳусайн гуфт:

– Ҳарчанд ман кӯдак ва кӯчак бошам, охир кӯчактар аз ҳудҳуд нестам. Ва ҳарчанд Халифа бузург бошад, бузургтар аз Сулаймони Пайғамбар алайҳиссалом нест.

Ҳудҳуд пеши Сулаймон гуфт:

– Мушоҳида кардаму расидам ба он чизе, ки «ту мушоҳида накардаӣ ва бад он нарасидаӣ» (Сураи бисту ҳафтум, ояти бисту дувум). Ва агар дониш ба кибари синн будӣ, Сулаймон бо вуҷуди сиғари син дар ҳузури волидаш Довуд алайҳиссалом ҳукм накардӣ. Ва ҳақ таъоло дар ҳаққи вай нафармудӣ:

– «Пас таълим додем ҳикмат мар Сулаймонро» (Сураи бисту якум, ояти ҳафтоду нӯҳум).

Мутаваккилро аз ӯ он сухан аҷиб омад ва ӯро инъом карду мутаваҷҷеҳи тарбияти ӯ шуд.

* * *

Фатҳ ибни Хоқон аз уламои бузург аст. Ӯро дар кӯдакӣ ба маҷлиси Мӯътасим биллоҳ оварданд.

Бар сабили имтиҳон аз ӯ пурсид, ки, эй Фатҳ, беҳтар аз ин ангуштарии ёқут, ки дар ангушт дорам, ҳеҷ дидаӣ?

Гуфт:

– Оре, эй халифаи замон.

Гуфт:

– Он кадом аст?

Гуфт:

– Он ангуште, ки ин ангуштарӣ бо ӯст.

Мӯътасимро ин ҷавоб аз ӯ аҷаб омад ва ӯро силаи вофир дод ва ба тарбияти ӯ машғул шуд.

* * *

Волидаи Муҳаммад Амин, ки зани Ҳорун аст, ба Ҳорун гила кард, ки ту Маъмунро беш аз Амин дӯст медорӣ.

Гуфт:

– Ҳардуро имтиҳон кун, фаҳми ҳар кадом бештар бошад, ман ӯро дӯсттар медорам. Ходимеро пеши Амин фиристоданд, ки аз ӯ суол кун, ки чун хилофат ба ту расад, маро чӣ риоят хоҳӣ кард?

Рафту аз ӯ пурсид:

Гуфт:

– Туро муқарраби худ созаму бар фалон шаҳр волӣ гардонам.

Ходим биёмаду ҳар чӣ шунида буд, бозгуфт.

Гуфтанд:

– Назди Маъмун раву ҳамин суол кун.

Рафту аз вай ҳамон суол кард.

Маъмун бонг бар ӯ зад ва ба давоти заррин, ки пеши ӯ буд, сари ходимро бишкаст.

Ва гуфт:

– Омадаӣ ва марги падар бар ман арз мекунӣ? Ва ҳол он ки ман умед медорам, ки ҷумлаи фарзандону ходимон дар қадами ӯ ҷон дарбозанд. Ва умри ҳамаи пайвандон умри ӯ шавад.

Ходим бо сари шикаста биёмаду моҷаро бозгуфт:

Ҳорун волидаи Аминро гуфт:

– Ман ба қадри фаҳми ҳар як аз авлод бо эшон муомила мекунам.

* * *

Дар замони яке аз подшоҳони золим хоҷаи тавонгаре бимурд ва аз ӯ моле хатир бимонд ва кӯдаке дошт бағоят зираку бошуур ва ғайр аз ӯ он хоҷаро ҳеҷ ворисе набуд. Аҳли сиоят подшоҳро аз он хабар карданд. Подшоҳ тамаъ дар моли хоҷа карда, он кӯдакро талабиду пурсид, ки аз падари ту чӣ мондааст?

Гуфт:

– Нақду ҷинси ин ва зиёъу иқор чандин ва аз ворисон подшоҳи динпаноҳ ва ин кӯдаки бегуноҳ.

Подшоҳ бихандиду молро ба ӯ гузошт ва хотир ба тарбияти ӯ гумошт.

## Фасли дувум
## Дар гуфтугӯи кӯдакони зирак бо бузургон

Ҳакиме гуфтааст, ки рои бузургро ҳақир мадоред, агарчи аз кӯдаки хурдсол воқеъ шавад. Зеро ки дурри гаронбаҳо аз қимати худ наяфтад, ҳарчанд ки кӯдаки ғаввос аз дарё бароварда бошад.

* * *

Чанд марди куҳансол ҷое нишаста буданд ва ҷамъе кӯдакон пеши эшон бозӣ мекарданд.

Охир пире бонг бар эшон заду гуфт:

– Шарм намедоред, ки чандин шӯхию беадабӣ мекунед?

Кӯдаке пеш омаду гуфт:

– Агар шумо дар ҷавонӣ аз Худо шарм медоштед, моро ҳайбату маҳобати шумо намегузошт, ки дар пеши шумо беадабӣ кунем.

* * *

Суфён ибни Убайна мегирист. Яҳё ибни Аксам дар он маҳфил тифли норасида буд ва Суфёнро гирён дид.

Гуфт:

– Эй шайх, чӣ чиз туро гирён сохта?

Гуфт:

– Он ки аз муҷолисати саҳобаи Расул (с) ба муҷолисати шумо мубтало шудаам.

Гуфт:

– Пас мусибати саҳоба ба муҷолисати шумо баъд аз сӯҳбати Расул азимтар буд аз мусибати ту ба муҷолисати мо.

Суфён гуфт:

– Эй кӯдак, бад-ин зиракию ҳозирҷавобӣ, ки туро мебинам, гумон мебарам, ки салотини рӯзгор ба ту мӯҳтоҷ хоҳанд шуд.

* * *

Аёс ибни Муовияи Музанӣ хурдсол буд ва норасида, ки дар Шом бо пире ба дорулқазо рафт, ки муомилаи ӯ бо он пир ҷуз дар ҳузури қозӣ файсал намеёфт.

Аввал Аёс оғози сухан кард.

Қозӣ гуфт:

– Эй писарак, дар сухан гуфтан бар пирон тақаддум маҷӯй!

Гуфт:

– Сухани ҳақ муқаддам аст.

Қозӣ гуфт:

– Хомӯш бош!

Гуфт:

– Агар ман хомӯш бошам, муддаои маро кӣ гӯяд?

Қозӣ гуфт:

– Гумон намебарам, ки ту дар ин маҷлис як сухани рост гӯӣ!

Аёс гуфт:

– Ло илоҳа иллаллоҳ.

Қозӣ хиҷил шуду мунфаил гашт ва ба муҳимми ӯ пардохт ва кори ӯ ба дилхоҳ бисохт.

* * *

Ҷоҳиз аз уламои бузург аст. Гуфтааст, ки ҳеҷ кас ба далоили роҷиҳа ва бароҳини қотиа дар муддати умр ба ман ғолиб наёмадааст, илло кӯдаке, ки дар пеши ӯ хиҷил шудам.

Ва он чунон буд, ки рӯзе дар роҳе мерафтам. Ба сари кӯе расидам, дидам, ҷамъе аз кӯдакон бозӣ мекунанд.

Ногоҳ яке аз миёни эшон берун омад ва сари роҳ бар ман гирифту гуфт:

– Эй шайх, чӣ гӯӣ дар ҳаққи Муовия?
Гуфтам:
– Дар амри ӯ сокитам ва ҳаволаи ӯ бо Худо кардам.
Гуфт:
– Чӣ гӯӣ дар ҳаққи писараш Язид?
Гуфтам:
– Лаънати Худо бар ӯ бод!
Гуфт:
– Чӣ гӯӣ дар ҳаққи дӯстдорону ҳаводорони ӯ?
Гуфтам:
– Лаънати Худой бар эшон бод!
Гуфт:
– Ҳеҷ падар бошад, ки дӯстдору ҳаводори писар набошад?

* * *

Абулайно гуфтааст, ки ҳеҷ кас маро он инфиол надод, ки писари хурдсоле дод. Ва он писари хурдсол Абдурраҳмон ибни Абирриҷо буд.

Рӯзе ӯро гуфтам:

– Оё падари ту туро ба ман мефурӯшад, ки мисли ту писараке мехоҳам?

Гуфт:

– Фурӯхтани ман худ муҳол аст, аммо агар мехоҳӣ, падари маро пеши зани худ бар, то барои ту мисли ман писаре бикорад.

* * *

Кӯдаке аз бани Ҳошим бо яке аз арбоби макорим беадабӣ кард.

Шикоят бар аммаш бурданд. Хост, то ӯро адаб кунад.

Гуфт:

– Эй амм, ман кардам, он чи кардам, дар ҳоле ки ақл бо ман набуд. Акнун ту макун, он чӣ мекунӣ, дар ҳоле ки ақли ту бо туст.

Аммаш бихандиду аз сари гуноҳи ӯ даргузашт.

* * *

Кӯдаке дар мактабхона бар муаллим мехонд: Ва инно алайкаллаъна ило йавми-д-дин (Сураи понздаҳум, ояти сию панҷум). Ва мукаррар мегуфт.

Муаллим дар қаҳр шуду гуфт:

– Алайка ва ало волидайка.

Кӯдак гуфт:

– Дар ин мусҳаф «алайка» ҳаст ва «ало волидайка» нест. Оё онро низ илҳоқ кунам?

## Фасли севум
## Дар гуфтугӯи кӯдакони зирак нисбат ба модару падар

Рӯзе Аъмаш аз хона берун омаду механдид.

Шогирдон гуфтанд:

– Эй устод, сабаби ханда чист?

Гуфт:

– Ҳолӣ ки аз хона берун меомадам, духтараки чаҳорсолаи ман сари роҳ бар ман гирифту як дирам талабид.

Гуфтам:

– Надорам.

Рӯй ба модари худ карду гуфт:

– Охир, дар ҳамаи олам ҳеҷ кас наёфтӣ, ки зани вай шавӣ? Намедонам, ки ба хонаи ин фақеҳи гадо чун афтодӣ?

* * *

Абулайно хурдсол буд.

Падараш гуфт:

– Худои таъоло мефармояд: «Ҷуз ин нест, ки молҳои шумо ва фарзандони шумо душмани шумо ҳастанд, пас бипарҳезед аз эшон (Сураи шасту чаҳорум, ояти чаҳордаҳум).

Абулайно гуфт:

– Эй падар, ҳам Худои таъоло мефармояд: «Накушед фарзандони худро аз тарси дарвешӣ» (Сураи ҳафдаҳум, ояти сию севум).

* * *

Абулайно рӯзе писари хурдсоли худро гуфт:

– Ё ибн аз-Зония.

Писараш дар ҷавоб гуфт:

– Валлоҳ, ки ту зани худро бештар ҳифз кардӣ, падарат зани худро.

Абулайно аз ҷавоби ӯ ҳайрон бимонду инфиол ёфт.

* * *

Ҳанзалаи Нумайрӣ марде маъруф буд аз араб ва писари норасида дошт, Мурра ном. Рӯзе аз ӯ дар қаҳр шуду гуфт:

– Эй Мурра, ту чун номи худ хабисӣ.

Мурра гуфт:

– Хабистар аз ман касест, ки маро ин ном карда.

Ҳанзала гуфт:

– Эй Мурра, ту муррӣ чун номи худ.

Писараш гуфт:

– Ту худ бо ин номи Ҳанзала чӣ бало ширинӣ.

Ҳанзала гуфт:

– Ба он монад, ки ту аз ҷинси инсон нестӣ.
Гуфт:
– Ҳар писар, ки на мушобеҳи падар бувад, валадуззино бошад.

* * *

Абуласр аз зурафои араб аст ва аз кӯдакӣ хуштабъу зариф буда. Рӯзе дар айёми кӯдакӣ падар ӯро ба бозор фиристод, ки каллаи пухта орад. Бирафту каллае бихарид ва тамоми пӯсту гӯшту мағзи онро дар гӯшае нишасту хӯрд ва устухони холӣ дар нон печида, ба хона оварду пеши падар гузошт. Падараш, ки нон бикушод, дар миёни он устухоне дид холӣ аз гӯшт.

Абуласрро гуфт:
– Чашмҳои ӯ куҷост?
Гуфт:
– Ин гӯсфанд кӯр будааст.
Гуфт:
– Гӯшҳои ӯ ку?
Гуфт:
– Кар будааст.
Гуфт:
– Забони ӯ ку?
Гуфт:
– Гунг будааст.
Гуфт:
– Ин ҳама рост, мағзи сари ӯро чӣ шуд?
Гуфт:
– Пеш аз он ки кару кӯру гунг шавад, муаллими гӯсфандон будааст ва мағзи сар бар кӯдакони гӯсфандон холӣ карда.
Падараш гуфт:
– Ин калларо бибар ва ба каллапаз деҳ, ки ман калла намехоҳам.
Абуласр гуфта:
– Аз ман нахоҳад гирифт, ки каллапаз ин калларо ба кулли айб ба ман фурӯхтааст.

* * *

Ҷуҳо кӯдак буд, вақте ки модараш бемор гашт. Рӯзе дар он беморӣ ӯро гуфт:
– Эй писар, парвои ман надорӣ, ҳол он ки дӯшдаҳ навбат бархостаам.
Гуфт:
– Боке нест, умед медорам, ки имшаб барнахезӣ.

* * *

Ҷуҳоро вақте ки хурдсол буд, гуфтанд:

– Мехоҳӣ, ки падарат бимирад, то мероси ӯ бибарӣ?

Гуфт:

– Ло, валлоҳ, мехоҳам, ки вайро бикушанд, то чунон ки мероси ӯ мебарам, хунбаҳо низ биситонам.

* * *

Писари хурдсоли Ҷуҳо аз хона ба дар омад.

Касе аз ӯ пурсид:

– Падарат куҷост?

Гуфт:

– Дар хона аст ва дурӯғ бар Худо мебандад.

Пурсид, ки чӣ гуна?

Гуфт:

– Оина ба даст гирифта ва дар он сурати худ мушоҳида мекунад ва мегӯяд:

– Сипос мар он Худойро, ки некӯ сохтааст сурату сирати маро.

* * *

Рӯзе Ҷуҳо бар дари хонаи худ нишаста буд ва духтараки чаҳорсолаи ӯ пеши ӯ буд. Ногоҳ ҷанозае аз дур пайдо шуд. Духтарак ҳаргиз он надида буд.

Гуфт:

– Эй падар, ин чист?

Гуфт:

– Одаме мурда аст.

Гуфт:

– Ба куҷо мебарандаш?

Гуфт:

– Он ҷо, ки на шамъу чароғ аст, на фаршу рӯшноӣ, на нуру сафо, на хӯришу пӯшиш, на обу нон.

Гуфт:

– Пас, ба хонаи мо меоваранд?

* * *

Мавлоно Пир Шамс аз донишмандони муқаррари Ҳирот буд. Писари хурдсоли худ Муҳаммадро гуфт:

– Маро доияи ваъз гуфтан шудааст ва ман аз ҳамаи воизони шаҳр донотарам ва эшон бар сари минбар сухан мегӯянд бо он мояи дониш, ман ба тариқи авло сухан гӯям.

Пас ҳамаи акобир ва аҳолиро аз ваъз гуфтани худ хабар дод ва рӯзи ҷумъа баъд аз намоз ба минбар баромаду хосу оми Ҳирот дар пои минбари ӯ ҳозир шуданд. Чун бар минбар бинишаст ва он касрату издиҳом бидид, даҳшат бар ӯ ғалаба кард, ки аслан ва қатъан сухан натавонист гуфт. Замоне хомӯш буд ва ҳарчанд фикр кард, аз ғалабаи даҳшат ҳеҷ чиз ба ёдаш наёмад. Охир гуфт:

– Эй азизон, ҳама медонед, ки донишмандам ва дар сухан гуфтан оҷиз нестам, лекин то ба минбар баромадаам, ҳар чӣ дар хотирам буд, аз лавҳи қуввати ҳофиза маҳв шуда ва ҳеҷ чиз ба хотирам намеояд.

Муҳаммади писараш бархосту гуфт:

– Ин низ ба хотират намеояд, ки фуруд оӣ?

**Фасли чаҳорум**
**Дар латоифи ғуломон, ки дар ҳузури подшоҳон воқеъ шудааст**

Рӯзе ғуломе табақе ба маҷлиси Хусрави Парвиз овард. Аз ҳайбату салобати Парвиз дасташ биларзид ва қадре ош бар дастори хони мисрӣ ва ридои Хусрав рехт. Хусрав ӯро ҳукми куштан кард. Ғулом баргашту табақи ошро батамом дар канори Хусрав рехт.

Хусрав гуфт:

– Ин чӣ ҳаракат буд, ки кардӣ?

Гуфт:

– Ба ин қадар, ки қатрае ду-се ош бар дастори хону бари Доро резам, мустаҳиққи куштан набошам. Маро дар ин қадр ҷурм мекуштӣ, туро ба зулм нисбат мекарданд ва ман раво надоштам, ки валинеъмати ман ба зулм мансуб шавад. Акнун ин беадабӣ кардам, то гуноҳи ман азим шавад ва чун маро бикушӣ, маломате бар он мутаваҷҷеҳи ту нашавад.

Хусравро он сухан аз ӯ писандида омаду ӯро бахшид ва аз ғуломон ба қурби худ мумтоз гардонид.

* * *

Рӯзе Кисро бар сари ғуломе таббох расид, вақте ки нон мепухт, дид, ки қадре хамир баргирифту араки худро, ки аз оташи танӯр шуда буд, ба он пок сохту онро бо қадре дигар хамир зам карду қурсе нон пухт. Кисро ҳеҷ нагуфту бигузашт. Рӯзи дигар ғуломи таббохро талабиду гуфт:

– Эй ғулом, аз таомҳо кадом беҳтар аст?

Ғулом зирак буд, пай бурд, ки қисса чист.

Гуфт:

– Беҳтарини таомҳо он аст, ки ту набинӣ, то вақте ки пухта пеши ту оранд.

Кисроро ин ҷавоб аз ӯ хуш омад ва аз сари гуноҳу изои ӯ даргузашт.

* * *

Подшоҳе аз ғуломе нонпаз ҳамин ҳаракат дид. Ғуломро талабиду хост, ки бар он кор ғуломро лати балеғ занад.

Аз ӯ пурсид, ки эй ғулом, кадом таом беҳтар аст?

Ғулом дарёфту гуфт:

– Беҳтарини таомҳо он аст, ки аз араҚи ҷабин ҳосил кунанд, яъне ба касб.

Подшоҳ ӯро бо ин латифа бибахшид.

* * *

Подшоҳе нишаста буд ва писару ғуломи ӯ истода буданд. Подшоҳ аз писар пурсид, ки дар олам чӣ орзу дорӣ, рост бигӯй?

Гуфт:

– Он ки маро дар олам ҷоҳу ҷалол ва мулку мол бисёр бошад. Доим шароб хӯрам ва шикор кунам ва бо шоҳид омезам.

Аз ғулом пурсид, ки ту чӣ мурод дорӣ, рост бигӯй.

Гуфт:

– Муродам он аст, ки доим бандагонро ба лутф бинавозам ва озодонро ба карам банда созам.

Подшоҳ ӯро озод карду бинавохт ва писарро аз чашми иноят бияндохт.

* * *

Рӯзе Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф дар саҳрое бо маъдуде аз хосон сайр мекард. Ғуломи шубонро аз дур дид, ки гӯсфанд мечаронид.

Мулозимонро гуфт:

– Бар ҷо бошед, то ман бо он шубон сӯҳбате дорам. Пас асби худро барангехт ва бар сари ӯ рафту салом кард.

Ғулом ҷавоб дод.

Ҳаҷҷоҷ аз ӯ пурсид:

– Эй ғулом, Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф бар сари шумо чӣ гуна ҳоким аст?

Гуфт:

– Лаънати Худой бар ӯ бод, ки ҳаргиз аз вай золимтаре бар маснади ҳукумат нанишаста. Бераҳме, саффоке, бебоке, худонотарсест. Умед медорам, ки ба зудӣ рӯи замин аз лавси зулми ӯ пок шавад.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Маро мешиносӣ?

Гуфт:

– Не.

Гуфт:

– Ман худ Ҳаҷҷоҷам!

Ғулом битарсид ва рангаш бигардид.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

– Ту аз ғуломон чӣ касӣ ва чӣ ном дорӣ?

Гуфт:

– Номи ман Вардон, аз ғуломони Оли Абӣ Саврам ва дар ҳар

моҳе се бор маро саръ мегирад ва девона мешавам ва имрӯз рӯзи саръу ҷунуни ман аст.

Ҳаҷҷоҷ бихандиду ӯро хилъате бидоду бирафт.

## Фасли панҷум
## Дар латоифи ғуломон ба тавоифи мардумон

Хоҷае бахил буд ва ғуломе зирак дошт.

Рӯзе хоҷа ғуломро гуфт:

– Ош биёру дари сарой бубанд.

Ғулом гуфт:

– Эй хоҷа, бе сарфа гуфтӣ. Боистӣ, ки чунин гӯӣ: дар бубанду ош биёр.

Хоҷа гуфт:

– Раҳмат бар ту бод! Инсоф медиҳам, ки ту аз ман зирактарӣ.

* * *

Хоҷае моли худ миёни авлод қисмат мекард. Ғуломе хурдсол дошт.

Гуфт:

– Эй хоҷа, аввал маро ато кун, баъд аз он авлоди худро.

Хоҷа гуфт:

– Аз чӣ ҷиҳат?

Гуфт:

– Аз ҷиҳати он ки Худои таъоло фармуда: «Молро муқаддам дошта бар авлод» (Сураи ҳаждаҳум, ояти чиҳилу чаҳорум). Ва ман моли туам.

Хоҷаро он сухан хуш омаду ӯро озод кард.

* * *

Арабе ғуломе ба хоҷаи басрӣ фурӯхт ва он хоҷа ӯро ба саққоӣ муқаррар кард ва рӯз то шаб об мекашид. Рӯзе араб ӯро дид, ровияи[1] пуроб дар пушт кашида, ба меҳнат мерафт.

Ғулом гуфт:

– Эй ғулом, чӣ ҳол дорӣ?

Гуфт:

– Чӣ мепурсӣ? Доим об мекашам аз ғадире, ки ҳаргиз хушк намешавад, барои ташнае чанд, ки ҳаргиз сероб намешаванд.

* * *

Исҳоқи Мавсилӣ ғуломе дошт саққо, ки доим ба меҳнати об кашидан дармонда буд. Рӯзе Исҳоқ аз ӯ пурсид, ки эй ғулом, ҳоли худ ва ҳоли маро чун мебинӣ?

1. Ровия – машки об.

Гуфт:

– Он мебинам, ки дар ин қабилаву хонадон бадбахтарини ҳамаи мардумон манам ва ту.

Исҳоқ гуфт:

– Ба чӣ далел?

Гуфт:

– Ба он далел, ки ту ҳама шаб дар ғами нони эшонӣ ва ман ҳама рӯз дар ғами оби эшонам ва эшон худ аз ғами ману ту фароғате доранд ва моро аз коргарони худ мешуморанд ва бо вуҷуди ин ҳеҷ кадом аз мо розӣ нестанд ва доим бар мо миннате доранд.

Исҳоқ бихандиду гуфт:

– Валлоҳ, ки рост мегӯӣ.

Пас ӯро озод кард.

* * *

Хоҷае ғуломи худро ба бозор фиристод, ки ангуру анору анҷиру хурмо биёрад. Ғулом бирафту баъд аз муддате мадид, ки хоҷа интизории бисёр кашид, ҳамин ангур танҳо овард. Хоҷа ғуломро лати балеғ карду гуфт:

– Чун туро ба як кор фиристам, бояд ки чандин кор бисозӣ ва зуд биёӣ ва акнун ки ба чандин корат фиристодаам, пас аз муддате бозомадаӣ ва ҳамин як кор сохтаӣ?

Баъд аз он ба чанд рӯз хоҷа бемор шуд, ғуломро гуфт:

– Бирав, табибе бар сари ман ор.

Ғулом рафт ва зуд бозомаду чанд кас ҳамроҳ овард.

Хоҷа гуфт:

– Ин ҷамъи касир чӣ касонанд?

Гуфт:

– Эй хоҷа, дар он рӯз, ки маро лат кардӣ, фармудӣ, ки чун туро як кор фармоям, бояд, ки чандин кор бисозӣ ва зуд бозоӣ. Акнун рафтаам ва табибе овардаам, ки туро илоҷ кунад ва мутрибе овардаам, ки агар сиҳҳат ёбӣ, барои ту тарона созад ва нағма пардозад ва ғассоле овардаам, ки агар бимирӣ, туро бишӯяд ва навҳагаре овардаам, ки дар таъзияти ту навҳа кунад ва муаззине овардаам, ки салоти ҷаноза кунад ва ҳаффоре овардаам, ки гӯри ту биканад ва ҳофизе овардаам, ки бар сари гӯрат хатме кунад ва ин ҳама кор ба як бор аз барои ту сохтаам.

## Фасли шашум
## Дар латоифи канизакон назди мулук

Рӯзе Ҳорун ар-Рашид ба Фазл ибни Рабеъ гуфт:

– Дӯш маро ду канизаки ҷамила мемолиданд, яке маккӣ ва дигаре мадинӣ. Ва ман хоб карда будам.

Дар он асно маданӣ даст ба матои ман баркашид, то қоим сохт. Маккӣ ӯро монеъ шуд ва бар ӯ ғалаба кард.

Маданӣ гуфт:

– Бар ман чаро зӯр мекунӣ? Ва ҳол он ки ман ба ин сазовортарам, ба ҳукми он ки Пайғамбар (с) фармуд: Ҳар кӣ замини мурдаи боиршударо зиндаву ободон кунад, он замин мар ӯрост.

Маккӣ гуфт:

– Хомӯш кун, ки ман ба ин сазовортарам, ба ҳукми он ки «Нест шикор аз он кас, ки онро барангезад, валекин аз он касест, ки онро бигирад».

Ва Рашид ин ҳикоят мегуфту механдид, то ғояте ки ба пушт афтод. Пас ҳар дуро талабид ва хилъат дод ва эшонро аз миёни ҷаворӣ[1] ба лутфи хос мумтоз гардонид.

* * *

Амин писари Ҳорун вакиле ба наххосхона[2] фиристод, ки барои ӯ канизаки ҷамила бихарад. Он вакил рафту наххосе канизаки ҷамила назди ӯ овард. Наххоси дигар беҳтаре овард. Ва дигаре хубтаре ҳозир кард. Вакил ҳар се канизакро назди Амин овард.

Амин рӯй дар эшон карду гуфт:

– Чун мебинед? Аз шумо кадомро гирам?

Канизаки нахустин гуфт:

– Аввалӣ авлост. Он аз хешон ҳам пештар аст (Сураи панҷоҳу шашум, оятҳои даҳум ва ёздаҳум).

Канизаки дувумин гуфт:

– Салавотро аз худ кунед ва салавоти миёнаро (Сураи дувум, ояти дусаду сию нӯҳум).

Канизаки охирин гуфт:

– Охирин барои ту хубтар аст аз аввалаҳо (Сураи навду савум, ояти чаҳорум).

Аминро иқтибосоти эшон ба он оёт хуш омаду ҳар серо бихарид.

* * *

Зуқоқ дар замони Мутаваккил марде буд аз маорифи Бағдод ва канизаки ҷамилае дошт, ки дар ҳусну ҷамол бебадалу бемисол буд. Ва Зуқоқ дилу ҷон даргири ишқи ӯ карда буд. Ҷамъе аз ҳосидон ва соъиён ба самъи Мутаваккил расониданд, ки Зуқоқ инчунин кани-

1. Ҷаворӣ – канизакон.
2. Наххосхона – ҷои фурӯхтани канизон.

заке дорад. Мутаваккил ба эҳзори он канизак фармон дод, ки тамошо кунад. Ва агар писандаш афтад, ба қимати вақт бихарад.

Навкарони Мутаваккил ба талаби канизак назди Зуқоқ рафтанд. Ва вай ба сурати ҳол иттилоъ ёфт, қолаб аз андӯҳ тиҳӣ кард ва ҳол бар ӯ бигашт.

Канизак он ҳолат аз ӯ дарёфт. Гуфт:

– Эй хоҷа, ғамгин машав, ки ман худро беҳтар ҳила, ки донам ва тавонам аз доми ӯ хоҳам раҳонид ва худро ба ту хоҳам расонид.

Зуқоқ ба зарурат тан дардод ва мулозимон канизакро назди Мутаваккил оварданд. Чун чашм бар ӯ афтод, аз шаклу шамоили ӯ ҳайрон бимонд. Ва гуфт:

– Эй ҷория, ҳеҷ Қуръон хондаӣ?

Гуфт:

– Бале, хондаам.

Гуфт:

– Ояте бихон.

Ӯ ин оят аз қиссаи Довуд алайҳиссалом хонд, ки ду фаришта дар сурати одамӣ назди ӯ ба мурофиа омаданд барои танбеҳи ӯ.

Яке гуфт:

– Ба дурустӣ, ки ин бародари ман мар ӯро наваду нӯҳ меш аст ва маро яке меш (Сураи сию ҳаштум, ояти бисту дувум) ва тарҷумаи боқии оят он, ки ин бародар мегӯяд: он як мешро низ насиби ман гардон ва тамлики ман кун. Ва ғалаба мекунад бар ман дар сухан.

Довуд гуфт:

– Яқин, ки ситам мекунад бар ту бародари ту ба хостани меши ту ва ҷамъ кардани он бо мешҳои худ (Сураи сию ҳаштум, ояти бисту сеавум).

Чун канизи Зуқоқ ин оят бар Мутаваккил хонд, аз мазмуни он пай ба мақсуд бурд ва ӯро бар хондани он оят офарин гуфт ва хилъат дода, ба Зуқоқ бозфиристод.

* * *

Маҳмуди Варроқ дар замони Мӯътасим Биллоҳ аз машоҳири ағниё буд. Ва канизаке дошт бағоят ҷамилаву малеҳа. Ва Маҳмуд ба вай алоқаи хотири азим дошт. Хабари ҳусну ҷамоли он канизак ба Мӯътасим расид. Ӯро аз Маҳмуд харидорӣ кард ва ӯ намефурӯхт. Ва Мӯътасим дар баҳо меафзуд, то ба бист ҳазор динор расонид. Ва он савдо вуҷуд нагирифт. Ва Мӯътасим интизор мебурд, ки кай баҳонае ёбаду он канизакро ба даст орад. Иттифоқро Маҳмуд дар он айём бимурд. Канизак дар тарака афтод ва Мӯътасим аз вараса ба ҳазор динор бихарид.

Пас ӯро гуфт:

– Хабар дорӣ, ки туро ба бист ҳазор динор мехаридам ва Маҳмуд нафурӯхт? Ва интизорҳо бурдам, то акнун туро ба ҳазор динор харидам.

Гуфт:

– Агар Халифа интизори бахши мерос бештар аз ин мебурд, маро ба камтар аз ин мехарид.

Мӯътасим аз ҷавоби ӯ мутаҳаййиру мунфаил шуд, ки бағоят зебо гуфт ва агарчи он ҷавоб бар хотираш гарон омад. Аммо ба дили пурақлу касояти ӯ офарин гуфт. Ва ӯро аз аҳли ҳарам гардонид.

## Фасли ҳафтум
## Дар латоифи канизакон ба тавоифи мардумон

Пеши яке аз аъён канизаке бағоят ширину намакин оварданду бар ӯ арз карданд. Дид, ки ба рухсораи рости худ холе дорад бағоят сиёҳ ва дар камоли хубиву зебоӣ.

Гуфт:

– Номи ту чист?

Гуфт:

– Макка.

Он бузург аз рӯи инбисот гуфт:

– Изн медиҳӣ, ки Ҳаҷари асвад (Санги сиёҳ) – ро бибӯсам?

Гуфт:

– Набошед шумо расанда ба мақсуд, магар ба ранҷу сахтӣ, ки ба баданҳои шумо расад (Сураи шонздаҳум, ояи ҳафтум).

* * *

Ду ҷорияи ҷамила назди яке аз бузургон бурданд, ки бихарад. Яке бикру дигаре саййиб[1], яъне колум[2]. Ва саййиб аз бикр баҷамолтар буд. Он бузург ба харидани бикр майл кард, ки тару тоза буд.

Саййиб гуфт:

– Нест миёни ману миёни ӯ магар як шаб. Яъне, ба як шаб ӯ низ колум хоҳад шуд. Ва баъд аз он зиштии ӯ бихоҳад монду ҷамоли ман.

Бикр дар ҷавоби ӯ гуфт:

– Рост гуфтӣ, ки миёни ману ту як шаб фарқ аст. Аммо «Як шаби қадр беҳ аз ҳазор моҳ аст» (Сураи наваду ҳафтум, ояти савум).

Он бузургро гуфтугӯи эшон хуш омаду ҳар дуро бихарид.

---

1. Саййиб – зидди бикр, яъне зани шавҳардида, хоҳ шавҳараш зинда бошад, хоҳ мурда.
2. Колум – зане, ки шавҳараш мурда, ё талоқ аз шавҳар гирифта бошад.

* * *

Яке аз ағниё ҳикоят кардааст, ки ҷорияи ҷамилае доштам. Шабе маро мемолид. Ногоҳ наъузе шуд. Қасди мубоширaт кардам. Чун наздики ӯ расидам, футуре даст дод ва ман аз он ҳолат мунфаил шудам ва ӯро гуфтам: бурида шуд аз ту барди ту, яъне он чӣ мӯҷиби хушии ту буд.

Гуфт:

– Ҳошо, эй хоҷаи ман, ки барду хушӣ аз ман мунқатеъ шуда бошад, лекин ях чун ба оташ расад, бигудозаду об шавад.

* * *

Яке аз ағниё канизаке ҷамила мехарид. Ва ҳамаи аъзои ӯро мулоҳиза мекарду месанҷид, то ба пойҳои ӯ расид. Дид, ки соқҳои ӯ сиёҳу борик аст.

Гуфт:

– Эй канизак, ту мисли товусӣ, ки ҳар ду пои ӯ зишт аст.

Канизак дар ҷавоб гуфт:

– Ба дурустӣ хоҳад буд он ду пой дар паси пушти ту.

Хоҷаро он зарофат аз ӯ хуш омаду ӯро бихарид.

* * *

Атторе аз барои хоҷае бухуре сохта буд аз уду анбару сандал. Ва аз он ҷиҳат он се ҷузъро мусаллас ном ниҳода буд.

Рӯзе хоҷа канизаки худро фармуд, миҷмаре бисоз ва аз мусаллас бухуре дар зери доманам бисӯз, то ҷомаҳои ман хушбӯй шавад, ки мехоҳам ба маҷмаъи руфақо равам.

Канизак миҷмари пурахгар афрӯхта овард ва дар зери домани хоҷа гузошт ва бандуқае[1] аз бухури мусаллас бар оташ ниҳод. Дар ин асно хоҷа дафъи нафх кард. Ва натни[2] он ба машоми ӯ расид.

Гуфт:

– Эй канизак, мусалласро бад сохтаанд, ки бӯйи нохуш ба машоми ман расид.

Канизак зарифае буд. Гуфт:

– Эй хоҷа, то ин бухур мусаллас буд, хуб буд. Чун ту онро мураббаъ сохтӣ, зоеъ шуд.

---

1. Бандуқа – гулӯла сохтани чизеро.
2. Натн – ганда шудан, гандагӣ ва бӯйи нохуше.

## БОБИ ЧАҲОРДАҲУМ

## ДАР ЛАТОИФУ ҲИКОЁТИ АБЛАҲОН ВА КАЗЗОБОНУ МУДДАИЁНИ НУБУВВАТ ВА ДЕВОНАГОН

### Фасли аввал
### Дар зикри ҳамоқати баъзе мулуку авлоди эшон

Маликзодае аҳмақ беруни шаҳр мегузашт. Лаклаке бар кунгураи бораи шаҳр нишаста дид. Хонсолорро талабиду бифармуд, то ӯро андохтанд ва панҷоҳ тозиёна заданд. Ҳеҷ касро маҷоли дархост набуд, азбаски аз он писар ғазаб зоҳир шуда буд.

Охир хонсолор гуфт:

– Эй маликзода, маро чӣ бе муҷибе сиёсат мекунӣ?

– Уштури хосаи ман бар кунгураи бораи шаҳр чӣ мекунад? Ҳеҷ намеандешӣ, ки аз он ҷо бияфтад ва пояш бишканад, – гуфт Маликзода.

Хонсолор гуфт:

– Эй Маликзода, ин лаклак аст, уштур нест ва бар тақдир таслим гирифтам, ки уштур аст. Охир, ман хонсолорам, на охурсолор.

* * *

Бозе аз дасти Баккор ибни Абдулмалик ибни Марвон парвоз кард. Ва ӯ аз ҷумлаи аҳмақони машҳур аст.

Навкаронро гуфт:

– Битозеду дарвозабононро бигӯед, то зуд дарвозаҳоро бубанданд, ки ногоҳ бози ман аз шаҳр берун наравад, ки агар аз шаҳр берун рафт, дигар ӯро наметавонам гирифт.

* * *

Яке аз аъёни Куфа гӯяд, ки бо Баккор ибни Абдулмалик дар саҳрое сайр мекардам. Ногоҳ ба фақирмарде расид, ки харвори анор бор дошт. Ба зулми бисёр даҳ анори бузург аз ӯ гирифт. Ва ман ба забон натавонистам манъи ӯ кардан. Аммо ба дил инкор кардам. Чун аз ӯ бигузашт, гадое пеш омаду он анорҳоро ба вай тасаддуқ кард.

Ман мутааҷҷиб шудаму гуфтам, ки он зулм чӣ буду ин садақа додан чист?

Гуфт:

– Магар нашунидаӣ, ки ҳар як гуноҳро як саййиа нависанд ва

ҳар як савобро даҳ ҳасана? Ба гирифтани анор маро як саййиа ҳосил шуд ва чун анорро садақа додам, даҳ ҳасана ҳосил шуд. Як ҳасанаро ба як саййиа баробар кардам ва нӯҳ ҳасанаи дигар ба ман бимонд .

Гуфтам:

– Аз он ғофилӣ, ки садақа аз ҳаром мақбул нест?

**Фасли дувум**
**Дар ҳикоёти латифаи аблаҳон**

Дар Қазвин қозии олиме мутадаййину муттақӣ вафот ёфт ва аз ӯ писаре уммӣ ва омӣ бимонд. Барои мулоҳизаи ҳуқуқи падараш ӯро қозӣ карданд. Ва дар маҷолис аз ӯ лафзҳои омиёна ва ҳаракоти ҷоҳилона сар мезад . Ва баъзе аз ақрабои қозӣ аз он инфиол меёфтанд.

Охир гуфтанд:

– Толибилме, ки илми наҳв некӯ донад, бояд овард, то ин писар пеши ӯ баъзе аз муқаддамоти арабия бигзаронад.

Рафтанду барои ӯ касе ба ҷиҳати таълим оварданд.

Муаллим гуфт:

– Эй махдумзода, ин таркибро ёд гир, ки «зараба Зайдун Амран». Зараба феъл аст ва Зайд фоил ва Амран мафъул ва маънии ин таркиб он аст, ки «зад Зайд Амрро».

Қозизода гуфт:

– Чаро Зайд Амрро зад? Магар Амр гуноҳе карда буд ва ҳадде бар ӯ лозим шуда?

Муаллим гуфт:

– Не, ин мисолест, ки дар илми наҳв овардаанд, то ба он мисол қоида маълум гардад, не он ки задане воқеъ бошад.

Қозизода гуфт:

– Вукалоро талаб кунед, то бираванд ва Зайдро биёваранд, ки марде толибилм ва солеҳ гувоҳӣ медиҳад, ки ӯ Амрро задаст.

Филҳол вукало ҳозир шуданд.

Боз муаллим гуфт:

– Эй қозизода, ин Зайдро Худо наёфарида ва ин Амр аз модар назодааст.

Қозизода дар қаҳр шуду гуфт:

– Ғолибан ту аз ин Зайд ришват гирифтаӣ ва мехоҳӣ, ки ин муҳимро дар ҳам печӣ. Ман кай гузорам, ки дар замони қазои ман амсоли ин зулмҳо пеш равад.

Пас навкаронро гуфт:

– Ин толибилмро ба зиндон баред, то ман таҳқиқи ин муҳим кунам.

Ақрабои қозӣ басе меҳнат кашиданд, то он толибилмро аз дасти ӯ халос карданд ва ба мадраса фиристоданд.

* * *

Аз муаллиме пурсиданд, ки ту бузургтарӣ ё бародари ту?

Гуфт:

– Ман бузургтарам, аммо чун як соли дигар бигузарад, бо ман баробар хоҳад шуд.

* * *

Муаллиме ба ширкати касе ғуломе харида буд ва ҳар як нисфи баҳо дода буданд. Рӯзе аз ғулом гуноҳе дар вуҷуд омада буд. Муаллим чӯб гирифт, ки ғуломро бизанад.

Шарики вай гуфт:

– Чӣ кор мекунӣ?

Гуфт:

– Ҳиссаи худро лат мекунам.

* * *

Писари муаллимеро гуфтанд:

– Чӣ бало аҳмақӣ?

Гуфт:

– Агар аҳмақ набудаме, валадуззино будаме, яъне аз чунон аҳмақе ҷуз аҳмақ пайдо нашавад.

* * *

Муаллимеро писар бемор шуду мушарраф бар мавт гашт.

Гуфт:

– Ғассол биёваред, то писарамро бишӯяд.

Гуфтанд:

– Ҳанӯз намурдааст.

Гуфт:

– Боке нест, то он замон, ки аз ғусли ӯ фориғ шавем, хоҳад мурд.

* * *

Муаллиме бар мавт мушарраф шуд.

Гуфт:

– Бингаред, то ҳеҷ ҷо кафани кӯҳна меёбед.

Гуфтанд:

– Чӣ мекунӣ?

Гуфт:

– То баъд аз марг маро дар он печед ва дар гӯр ниҳед.
Гуфтанд:
– Мақсуд чист?
Гуфт:
– Он ки чун Мункару Накир оянду кафани кӯҳна бинанд, гумон баранд, ки ин мурдаи дерина аст, суол накунанд ва ҷавоб бознабояд дод.

* * *

Тарсое назди муаллиме рафт, ки мехоҳам мусулмон шавам. Калима бар ман арза кун.
Гуфт:
– Пеши дигаре рав. Омадаӣ, ки миёни ману Исо душманӣ афканӣ, то дар рӯзи қиёмат маро бигирад, ки дар дунё сари уммати ман чаро мегардонидӣ?

* * *

Муаззине аблаҳро диданд, ки дар саҳро бонги намоз мегуфт ва медавиду гӯш фаро медошт.
Гуфтанд:
– Чӣ кор мекунӣ?
Гуфт:
– Мардум маро мегӯянд, ки овози ту аз дур беҳтар менамояд. Ман бонги намоз мегӯям ва дур медавам, то овози худ аз дур бишнавам ва бубинам, ки мардум рост мегӯянд ё дурӯғ.

* * *

Марде пеши табибе аблаҳ рафт, ки маро доруе деҳ, ки дасте чанд шиками ман биронад, ки қабзи азим дорам.
Табиб ҳаббе ба вай дод ва мариз он ҳаброизхтиёр кард ва сад даст шикамаш иҷобат намуд ва баъд аз он бимурд.
Хешони ӯ омаданд ва табибро гирифтанд, ки пеши қозӣ ва ҳоким баранд.
Гуфт:
– Шуморо чӣ мешавад?
Гуфтанд:
– Доруе ба хӯрди каси мо додаӣ, ки сад даст шикамаш рафтаву баъд аз он мурдааст.
Табиб гуфт:
– Гуноҳи ӯ буд, валлоҳ, агар намемурд, дивист даст кор мекард.

* * *

Аблаҳе қорурае[1] назди табиби аблаҳ бурд ва ресмоне бар миёни он баста буд.

Табиб гуфт:

– Дар ин ресмон ҳикмат чист?

Гуфт:

– Нисфи забарин бавли писари ман аст ва нисфи зерин бавли духтари ман.

Гуфт:

-Эй аблаҳ, боистӣ, ки ресмонро дар даруни қорура мебастӣ, то бавлҳо ба ҳам махлут нагаштӣ.

* * *

Табибе писаре аблаҳ дошт. Рӯзе панҷ танга ба вай дод, ки бирав бар сари чорсӯ ва аз фалон аттори ошно доруи хиёри чанбар биситон. Писар бар сари чорсӯ рафт ва дӯкони он аттор баста буд. Назар кард, деҳқонеро дид, ки як хирвор хиёри тозаву тар бор дошт. Панҷ танга доду он хирвори хиёрро батамом бихариду ба хона овард. Падараш бар дари хона нишаста буд.

Гуфт:

– Ин чист?

Гуфт:

– Хиёр аст.

Гуфт:

– Эй аблаҳ, ман аз ту хиёри чанбар талабида будам, ту барои ман хиёр меорӣ?

Писар гуфт:

– Агарчи баъзе хиёрҳо рост аст, аммо дар ин миён он қадр хиёри чанбар ҳаст, ки туро бас кунад.

* * *

Ҳамин табиб рӯзе писари худро гуфт:

– Бирав ба бозор ва ресмоне бихар барои чоҳ, ки бист газ тӯли он бошад.

Ӯ бирафт ва баъд аз муддате боз омад, ки эй падар, тӯли ресмон гуфтӣ ва арзи он нагуфтӣ.

Гуфт:

– Арзаш ин қадр бас, ки ба балои мисли ту аблаҳе гирифторам.

---

1. Қорура – шиша, зарф; зарфе ба шакли масона, ки пешоби беморро дар он рехта, барои муайян кардани бемори ба назди табиб мебаранд.

* * *

Аблаҳеро писари нозанин дар чаҳордаҳсолагӣ бемор шуд. Қорураи ӯро гирифт ва мутаваҷҷеҳи табиб гашт. Дар роҳ ҷамъе ҳарифон пайдо шуданд ва ӯро ба шаробхона бурданд ва се шабонарӯз он ҷо бимонд. Баъд аз он шунид, ки ҳам рӯзи аввал писараш вафот ёфта. Қорураро гирифт ва ба таъҷили тамом назди табиб рафт.

Табиб қорураро диду гуфт:

– Чанд рӯз аст, ки писари ту бемор аст?

Гуфт:

– Се рӯз аст, ки мурда аст.

* * *

Аблаҳе назди мунаҷҷиме рафт, ки толеи маро бубин.

Гуфт:

– Бигӯ, толеи ту чист, то ман бар он ҳукм кунам?

Гуфт:

– Тайс, яъне бузи нари расида.

Мунаҷҷим гуфт:

– Бар фалак чунин бурҷе нест, ки ту мегӯӣ.

Гуфт:

– Пеш аз ин ба даҳ сол мунаҷҷиме маро гуфт, ки толеи ту ҷадӣ аст, яъне бузғола. Ҳар оина баъди даҳ сол ҷадӣ тайс шуда бошад.

* * *

Аблаҳе сӯзане дар хона гум карда буд ва дар кӯча металабид.

Гуфтанд:

– Чӣ меҷӯӣ?

Гуфт:

– Сӯзанеро, ки дар хона гум кардаам.

Гуфтанд:

– Эй аблаҳ, чизе, ки дар хона гум кардаӣ, дар кӯча меҷӯӣ?

Гуфт:

– Чӣ кунам, ки хона торик асту чароғ надорам.

* * *

Аблаҳеро рӯзе занбӯре бар гардан нишаста буд. Ёрон ӯро танбеҳ карданд, то ба остин дур андохт. Баъд аз он як-якро дархост мекард, ки нигоҳ кунед, маро нагазида бошад.

* * *

Саворе аблаҳ дар миёни лашкаре афтод. Ними шаб шабехун бар он лашкар оварданд ва ғавғо бархост. Аблаҳ битарсид ва барҷаст, ки лаҷом бар сари асб занад. Сар аз думи асп намеши-

нохт. Лаҷомро оварда буд ва даст дар кафалу думи асп мекашид ва аз рӯи ҳайрат мегуфт:

– Гирифтам, ки сари ту бузургу пешонии ту паҳн шудааст, охир мӯи пешонии ту чунин дароз аз куҷо шуд?

* * *

Писаре ва модаре ҳар ду аблаҳ дар саҳрое бар сари чоҳе расиданд, ки дар қаъри он оби зулол буд. Писар дар чоҳ фурӯ нигарист, акси худро дид, фарёд баркашид, ки, эй модар, биёвуназзора кун, ки дар қаъри ин чоҳ мардест.

Модар паҳлӯи писар омаду фурӯ нигарист.

Гуфт:

– Валлоҳ, ки бо он мард қаҳбае низ ҳаст.

* * *

Ду аблаҳ дар роҳ мерафтанд.

Гуфтанд:

– Бо ҳам сухане гӯем ва роҳро ба он қатъ кунем.

Яке гуфт:

– Ман он хоҳам, ки Худои таъоло маро ҳазор гӯсфанд диҳад, то аз пашму ширу барраву бузғолаи он мунтафеъ шавам ба кӯрии ҳасудон.

Дигаре гуфт:

– Ман он хоҳам, ки Худои таъоло маро ҳазор гурги даранда бидиҳад ва эшонро сар дар рамаи ту диҳам, то як-як гӯсфандони туро медаранду мехӯранд ба кӯрии бахилон.

Соҳиби гӯсфандон гуфт:

– Аз Худо шарм намедорӣ, ки ин ҳама гургро сар дар рамаи ман медиҳӣ ва моли ҳалоли маро зоеъ мекунӣ? Тариқи ёрию ҳамроҳӣ чунин набошад!

Соҳиби гургон гуфт:

– Ту аз Худо шарм намедорӣ, ки ин ҳама ширу барраву бузғоларо мехӯрӣ ва ҳаргиз маро риояте намекунӣ?

Соҳиби гӯсфандон гуфт:

– Риояти ту бар ман воҷиб нест ва ман чандон аёлу атфол ва хешони дарвеш дорам, ки ба ту наметавонам пардохт.

Соҳиби гургон гуфт:

– Бар ман низ воҷиб нест, ки мулоҳизаи ҷониби ту кунам ва бо ин имсоку бухл, ки ту дорӣ, мудорову мувосо намоям.

Миёни эшон ҷанг ба масобае шуд, ки дар якдигар овехтанд ва аз сару рӯи ҳам хун бар хок рехтанд ва чун монда шуданд, бар канораи роҳ бинишастанд. Диданд, ки пире меояд ва як хик асали гудохта бар дарозгӯше бор карда, ба шаҳр мебарад. Бо ҳам

гуфтанд: Ин пир миёни мо муҳокима кунад. Чун наздик расид, бархостанду салом карданд ва қисса бозгуфтанд. Пир корде бикашиду хикро саросар бидарид ва тамоми асалҳоро бар хок рехт.

Пас гуфт:

– Хуни ман мисли ин асал бар хок рехта бод, агар шумо ҳар ду аблаҳ набошед.

* * *

Азҳари Ҷаммоз касе будааст дар араб машҳур ба балоҳат ва маъруф ба ҳамоқат ва аз ӯ ҳикоёти бисёр манқул аст. Аз ҷумла он ки рӯзе даҳ шутур пеш карда буд ва ба ҷое мерафт. Чун ду-се фарсанге пиёда рафт, бар як шутур савор шуд ва боқиро бишумурд, нӯҳ шутур буд.

Гуфт:

– Ман даҳ шутур доштам, яке дигар куҷо рафт?

Пас худро аз шутур андохт ва ба ҳар сӯ давид ва аз шутур нишон наёфт. Малул бозгашт ва бар сари шутурон омаду бишумурд, даҳ шутур буд. Хушдил шуд, шутуронро пеш кард ва рӯ ба роҳ овард. Баъд аз ду-се фарсанг боз бар шутуре савор шуд ва шутуронро шумурд, нӯҳ шутур дид. Боз худро андохт ва ба ҳар сӯ давидан гирифт. Ҳамчунин чанд каррат ин сурат воқеъ шуд, ки чун савор шудӣ, маркубро ба шумор дарнаёвардӣ ва басе тараддуд кардӣ. Охир пиёда равон шуд ва гуфт:

– Пиёда раваму шутурони ман даҳ бошанд, беҳ аз он ки савора раваму шутурони ман нӯҳ бошанд.

* * *

Хуросоние дар корвон харе гум карда буд. Хари дигареро бигрифту бор кард.

Соҳиби хар биёмаду гардани хари худ бигрифту бори ӯ бияндохт.

Хуросонӣ оғози ғавғо кард.

Мардум гуфтанд:

– Хари ту нар буд ё мода?

Гуфт:

– Нар.

Гуфтанд:

– Ин хар боре мода аст.

Гуфт:

– Хари ман чандон нар ҳам набуд.

* * *

Хари ғуриро дуздиданд. Ғурӣ саҷдаи шукр ба ҷой овард.

Гуфтанд:

– Эй ғурӣ, чӣ маҳалли саҷдаи шукр аст?

Гуфт:

– Агар ман савор будамӣ, маро низ дуздиданди, чӣ мекардам?

* * *

Ғурие ҳаргиз ба шаҳри Ҳирот нарасида буд. Рӯзе ба шаҳр даромад. Чун ба чаҳорсӯ расид, дӯкони қанноде дид, ороста ба анвои шакарбор. Пеш рафту табақе бузурги пур аз нуқли бодом дид. Даст дароз карду муште ба он бирабуд. Қаннод хост, ки сари дасташ бигирад. Ғурӣ ба сабукдастӣ дар даҳон андохт.

Гуфт:

– Инак на туро шуд ва на маро.

* * *

Марде ваҷиҳа ба маҷлиси қозӣ Абу Юсуф даромад.

Қозӣ ӯро такрим карду таъзими тамом намуд. Ва ӯ дар он маҷлис бисёр сукут кард.

Қозӣ бар вай гумони фазлу камоле бурд. Баъд аз он гуфт:

– Сухане фармоед.

Гуфт:

– Барои таҳқиқи масъалае омадаам ва суоле дорам.

Қозӣ гуфт:

– Он чи донем, ҷавоб гӯем.

Гуфт:

– Соим кай рӯза кушояд?

Гуфт:

– Вақте ки офтоб ғуруб кунад.

Гуфт:

– Шояд то ними шаб ғуруб накунад?

Қозӣ бихандиду гуфт:

– Чӣ некӯ гуфтааст Ҷарири шоир:

«Дар хомӯшӣ зебу зинат аст марди заифрои бехирадро,
Ба дурустӣ, ки саҳифаи ақли мард аз сухан гуфтани ӯ
маълум шавад».

Ҳамчунон ки беақлии ӯ ҳам аз сухан гуфтан зоҳир шавад. Пас, агар санҷидагӯй аст, оқилу бихрад аст. Ва агар беҳудагӯй аст, аҳмақу нодон аст.

## Фасли севум
## Дар латоифи дурӯғгӯён

Аз дурӯғгӯе пурсиданд, ки ҳаргиз рост гуфтаӣ?

Гуфт:

– Агар гӯям «оре», дурӯғ гуфта бошам.

* * *

Асмаъӣ гӯяд аз арабе, ки назди қавми худ ба дурӯғгӯӣ муқаррар буд, пурсидам, ки:

– Эй бародари араб, ҳаргиз рост гуфтаӣ?

Гуфт:

– Агар на он будӣ, ки мегуфтанд:

– Рост мегӯӣ?

Мегуфтам:

– Не.

* * *

Ибн ал-Башири шоир аз машоҳир аст дар кизб. Рӯзе касе пеши ӯ лофе мезад ва ба обову аҷдоди худ муфохарате менамуд. Ибн ал-Башир гуфт:

– Пеши ман ба падарони худ мубоҳот мекунӣ? Ва ҳол он ки бузургии ҷадди ман ба масобае буд, ки як бор бе он ки яроқ шикор кунад, ба сайд берун рафта буд. Чаҳор ҳазор ғулому канизаки соҳибҷамол, ки ҳозир буданд, бо ӯ савор шуданд ва ҳар як бар асбе ашҳаб[1] нишастанд, ки зину лаҷоми он зарандуд буд ва ҳар як бозе сафед, ки пӯшиши товусӣ дошт, бар сари даст гирифта ва дар дасти ҳар як баҳлаи[2] зардӯзӣ буд ва дар гардани ҳар бозе лаъли бадахшӣ ба вазни се мисқол ва дар заъфарони зорӣ сайру тамошо мекарданд, ки сӣ фарсанг дар сӣ фарсанг арзу тӯли он буд. Ва ҳар бозе он рӯз се мурғобии бузург сайд карда буд, ки маҷмӯи он дувоздаҳ ҳазор мурғобӣ бошад.

Гуфт:

– Ё Ибн ал-Башир, аз он тамаввул ва таҷаммул ҳеҷ асаре боқӣ мондааст ё не?

Гуфт:

– Ҳақ таъоло ҳамаро аз ман бозгирифт барои имтиҳон, ки шукр мегузорам ё куфрон меварзам.

---

1. Асби ашҳаб – аспи сиёҳранг, ки сафедие дар рангаш ғолиб бошад.
2. Баҳла – пӯсте бошад, ки андоми панҷаи даст дӯзанд ва мири шикорон бар даст кашанд ва бозу шоҳинро ба даст гиранд.

* * *

Назири ин ҳикоятест, он чи Мавлоно Хусравии шоир мегуфт, ки падари ман дар вақти хатна кардани ман суре сохта буд ва дар таоми хатнасурони ман аз ҷумлаи масолеҳ сад ман заъфарони судаи камандӣ ба кор бурда буд.

Ҳозирон гуфтанд:

– Ин ҳама заъфарон дар кадом таом ба кор рафт?

Гуфт:

– Чиҳил ман дар биринҷи музаъфар ва сӣ ман дар нахӯдоб ва даҳ ман дар қалябои буғро[1] ва даҳ ман дар ҳалво.

Гуфтанд:

– Ин навад ман шуд, даҳ мани дигарро куҷо ба кор бурданд?

Хусравӣ фурӯ монду ба фикр фурӯ рафт. Баъд аз муддате мадид сар бароварду ба нишоти тамом гуфт:

– Ёфтам. Даҳ мани дигар дар санбӯсаи[2] мурассаъ.

## Фасли чаҳорум
## Дар латоифи муддаиёни нубувват

Мардеро аз ғояти ифлос хабти димоғ ба ҳам расида буд ва даъвои нубувват кард. Ӯро гирифтанду пеши подшоҳ бурданд. Подшоҳ хост, ки ӯро изо кунад.

Гуфт:

– Ин чӣ сухан аст, ки мегӯӣ?

Гуфт:

– Ман Пайғамбари баҳаққам, ба ман мебояд, ки бигаравед.

Подшоҳ гуфт:

– Мӯъҷизаи ту чист?

Гуфт:

– Он ки бар замоир иттилоъ дорам.

Подшоҳ гуфт:

– Агар дар даъвои худ содиқӣ, бигӯй, ки ҳолӣ дар хотири ман чӣ мегардад?

Гуфт:

– Дар хотири ту ин мегардад, ки ман дурӯғ мегӯям.

Подшоҳ бихандиду аз сари изои ӯ даргузашт.

1. Буғро – номи ош аст.
2. Санбӯса – он чи аз хамир ба шакли мусаллас созанд.

* * *

Шахсе назди подшоҳе рафт, ки ман Пайғамбари Худоям, ба ман имон ор.

Гуфт:

– Мӯъҷизаи ту чист?

Гуфт:

– Ҳар чӣ хоҳӣ.

Подшоҳ қуфли мушкилкушое пеши ӯ ниҳод ва гуфт, ки агар рост мегӯӣ, ин қуфлро бе калид бикушой.

Гуфт:

– Ман даъвои пайғамбарӣ мекунам, на даъвои оҳангарӣ.

* * *

Дар замони яке аз хулафои Бағдод шахсе даъвои пайғамбарӣ кард, ки аз ғояти ифлос хабти димоғ шуда буд. Ӯро пеши халифа оварданд.

Пурсид, ки чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Ҷабраил дар ҳар се рӯз як бор ба ман фуруд меояд.

Халифа гуфт:

– Мӯъҷизаи ту чист?

Гуфт:

– Он ки аз нафаси ман бӯи мушки азфар медамад.

Халифаро бар ӯ раҳм омаду гуфт:

– Димоғи ин мискин халал ёфтааст. Ӯро ба матбахи хоси ман баред ва ҳар рӯз ӯро нахӯдоби музаъфари мутаййаб диҳед, ки ба мурғи ҷавони фарбеҳ пухта бошанд ва субҳу шом шарбатҳои муаттар диҳедаш.

Баъд аз даҳ рӯз ӯро талабид.

Гуфт:

– Эй дарвеш, ҳол чист?

Гуфт:

– Ба давлати подшоҳ хуштар аст.

Гуфт:

– Ҷабраил бар ту фуруд меояд?

Гуфт:

– Пештар дар ҳар се рӯз як бор фуруд меомад, аммо дар ин рӯзҳо ҳар рӯз се бор меояд.

Гуфт:

– Чӣ пайғом меорад?

Гуфт:

– Мегӯяд, ки хуш ҷое ёфтаӣ, зинҳор, ки наҷунбӣ ва аз ин ҷо берун наравӣ, ки ҳаргиз мисли ин ҷое нахоҳӣ ёфт.

* * *

Марде дар Бағдод даъвои пайғамбарӣ кард. Ӯро пеши халифа бурданд, вақте ки асое баланд дар даст дошт.

Халифа аз ӯ пурсид, ки чӣ касӣ ва чӣ мегӯӣ?

Гуфт:

– Ман Мусо ибни Имронам ва ин асои ман аст.

Халифа гуфт:

– Мӯсо ба мӯъҷиза асои худро аждаҳо месохт, ту низ, агар дар ин даъво содиқӣ, асои худро аждаҳо кун.

Гуфт:

– Эй халифа, вақте асои Мӯсо аждаҳо мешуд, ки Фиръавн даъвои «Ано раббукум ал-аъло» мекард. Ту, агар он даъво пеш гирӣ, ман низ асои худ аждаҳо гардонам.

* * *

Шахсе назди халифаи Бағдод рафт, ки ман пайғамбарам.

Халифа гуфт:

– Мӯъҷизаи ту чист?

Гуфт:

– Ҳар чӣ ирода кунӣ.

Гуфт:

– Тухми харбузаро дар пеши ман бикор, ки филфавр сабз шаваду гул кунад ва харбуза бандаду пухта гардад.

Гуфт:

– Маро чор рӯз мӯҳлат деҳ!

Гуфт:

– Мӯҳлат нест.

Гуфт:

– Эй беинсоф, Худои азза ва ҷалларо бо вуҷуди қудрати комилааш чор моҳ мӯҳлат медиҳӣ, то харбуза мерасонад ва маро чор рӯз мӯҳлат намедиҳӣ?!

* * *

Занеро ифлос дарёфта буд ва димоғ ӯро мухаббат сохта. Назди халифаи Бағдод рафт, ки ман пайғамбар шудаам ва аз осмон ваҳй ба ман фуруд меояд.

Халифа гуфт:

– Магар ин ҳадис ба ту нарасидааст, ки Расул (с) фармудааст: «Ло набийа баъдӣ».

Гуфт:

– Бале, фармуда «Ло набийа баъдӣ». Ва нафармуда, ки «Ло набийата баъдӣ», яъне фармуда, ки баъд аз ман ҳеҷ марде Пайғамбар нахоҳад буд. Ва нафармуда, ки ҳеҷ зане Пайғамбар нахоҳад буд.

Халифа бихандид ва инъоми лоиқи ҳол ба ӯ иноят намуд.

## Фасли панҷум
## Дар латоифи девонагон нисбат ба подшоҳон

Дар «Риёзулқудс» оварда, ки подшоҳе девонае дар гӯристон дид.

Гуфт:

– Чаро ба маъмура наёӣ?

Гуфт:

– Онон ки ба маъмураанд, охир куҷо раванд?

Гуфт:

– Ин ҷо оянд.

Гуфт:

– Пас, маъмура ин ҷо бошад.

Подшоҳ гуфт:

– Эй девона, сухани оқилона мегӯӣ.

Гуфт:

– Агар девона будамӣ, боқиро ба фонӣ бадал кардамӣ, чунончи ту кардӣ.

Ин сухан дар ӯ чунон ҷой гирифт, ки аз сари мулк бархост.

* * *

Рӯзе Ҳорун-ар-Рашид аз канори гӯристон мегузашт. Буҳлул ва Улайёни маҷнунро дид, ки бо ҳам нишастаанду сухан мегӯянд. Хост, ки бо эшон мутоиба кунад. Бифармуд, то ҳар дуро оварданд.

Гуфт:

– Ман имрӯз девона мекушам. Ҷаллодро талаб кунед.

Филҳол ҳозир шуд бо шамшери кашида ва Улайёнро бинишонд, ки гардан бизанад.

Гуфт:

– Эй Ҳорун, чӣ мекунӣ?

Гуфт:

– Имрӯз девона мекушам.

Гуфт:

– Субҳоналлоҳ, мо дар ин шаҳр ду девона будем, ту севумӣ шудӣ. Ту моро бикушӣ, кӣ туро бикушад?

* * *

Ҳорун-ар-Рашид Буҳлулро пурсид, ки дӯсттарини мардум назди ту кист?

Гуфт:

– Он кас, ки шиками маро сер мекунад.

Гуфт:

– Агар ман шиками туро сер кунам, маро дӯст дорӣ?

Гуфт:

– Дӯстӣ ба насия намебошад.

* * *

Наср ибни Аҳмади Сомонӣ ба шикор мерафт ва саге марас[1] карда дошт. Бар канори гӯристон девонае дид.

Вазири худро гуфт:

– Бо вай мутойиба мекунам.

Гуфт:

– Мабодо беадабӣ кунад.

Гуфт:

– Боке нест.

Пеш ронду гуфт:

– Эй девона, ин саг беҳтар аст ё ту?

Гуфт:

– Саг ҳаргиз нофармонии Худо накунад. Пас, агар ману ту фармони ӯ барем, аз саг беҳтарем. Ва агар нофармонӣ кунем, саг бар ману ту шараф дорад.

* * *

Аъло ибни Умар волии Табаристон шуд ва дар он сол қаҳт афтод. Мардум Аълоро шумқадам гуфтанд. Рӯзе ба дуои истисқо берун рафтанд. Хатиб дар хутба дуо кард, ки: «Худоё, бардор аз мо хушксолиро».

Девонае он ҷо буд, гуфт:

– Худоё, аз мо дур кун Аълоро.

Мардум бихандиданду Аъло хиҷил шуд.

* * *

Рӯзе Султон Маҳмуд ба дорушшифо омада буд. Дид, ки девонаеро дар занҷир кашидаанду ба ифрот механдад.

Гуфт:

– Эй девона, ин чӣ ханда аст?

Гуфт:

---

1. Марас – гарданбанд.

– Бар ту механдам, ки ба пиндор подшоҳе аҷаб мағрурӣ ва аз савби савоб ва одоби адаб дурӣ.

Маҳмуд гуфт:

– Ҳеҷ орзу дорӣ?

Гуфт:

-Оре, қадре дунбаи хом мехоҳам, ки бихӯрам.

Маҳмуд бифармуд, то порае турб оварданд ва ба дасти вай доданд. Ӯ турб мехӯрду сар меҷунбонид.

Маҳмуд гуфт:

– Ин чӣ сар ҷунбонидан аст?

Гуфт:

– Аз ҷиҳати он ки то ту подшоҳ шудаӣ, аз дунбаҳо чарбӣ рафтааст.

Маҳмуд бигиристу гуфт:

– Сухани рост аз девона бояд шунид.

## Фасли шашум
## Дар латоифи девонагон нисбат ба муқаррабони салотин ва бузургон

Рӯзе вазири халифа Буҳлулро гуфт:

– Дил хуш дор, ки халифа туро тарбият карду бар сари хуку хирс ҳоким гардонид.

Буҳлул гуфт:

– Ин замон ҳозир худ бош ва қадам аз фармони ман берун манеҳ, ки раъияти манӣ.

Халифа ва аҳли маҷлис бихандиданду вазир мунфаил шуд.

* * *

Яке аз нудамои халифа Буҳлулро гуфт:

– Ин ҷо чӣ нишастаӣ? Бархезу назди вазири халифа рав, ки ҳар девонаро панҷ дирам медиҳад.

Гуфт:

– Агар рост мегӯӣ, бирав, ки туро даҳ дирам хоҳад дод, яъне девонагии ту ду баробари дигарон аст.

* * *

Девонае ба ҳалқаи назди Абу Юсуф даромад ва гуфт:

– Аз ту суоле дорам.

Гуфт:

– Бипурс.

Гуфт:

– Худои таъоло мефармояд, ки «Набувад ҳеҷ гурӯҳе аз умма-

тони гузашта, магар он ки гузашт дар миёни эшон бимкунандае аз пайғамбарон (Сураи сию панҷум, ояти бисту дувум) ва ҳол он ки сагон низ уммате мебошанд ба ҳукми оят: «Нест ҳеҷ ҷунбандае дар замин ва на ҳеҷ парандае, ки мепарад ба болҳои худ дар ҳаво, магар ин ки умматонанд мисли шумо» (Сураи шашум, ояти сию ҳаштум). Пас, бигӯй, ки назиру бимкунандаи сагон кист?

Абу Юсуф ҳасар шуду аз ҷавоби ӯ оҷиз фурӯ монд ва ҳеҷ натавонист гуфт.

* * *

Яке аз уламои бузурги Миср ҳикоят кардааст, ки маро азизи Миср ба рисолат назди Ҳирқили азими Рум фиристод.

Чун ба боргоҳи ӯ даромадам, пеши тахти ӯ девонае дидам, ки як сари занҷири заррин бар пои ӯ ниҳода буданд ва як сари занҷир бар пояи тахт баста ва аз ӯ ҳаракоти ширину афъоли мавзун содир мешуд.

Ман ба ӯ мутаваҷҷеҳ шудам ва вақте ки Ҳирқил ба амре машғул буд ва бо ҷамъе сухан мегуфт, пас забони худро берун овардам ва ҳаракат додам.

Ӯ ба овози баланд гуфт:

-Субҳоналлоҳ, киро бастаанду киро кушода?

* * *

Девонае дар шаҳри Бағдод аз кӯдакон мегурехт, ки бар ӯ издиҳом карда буданд ва санг мезаданд. Дар он гурехтан ба дари хонаи яке аз бузургон расид. Ва он бузург бар дӯкончаи хонаи худ нишаству ғуломону навкарон пеши ӯ истода буданд.

Девона пеш давиду ин оят хонд, ки «Эй Зулқарнайн, ба дурустӣ, ки Яъҷуҷ ва Маъҷуҷ табоҳкунандагонанд дар замин, пас, оё мо бигардонем ва муқаррар бисозем барои ту музде ва харҷе, ба шарти он ки бисозӣ миёни мо ва эшон садде, ки монеи эшон бошад аз берун омадан ва фасод кардан» (Сураи ҳаждаҳум, ояти наваду севум).

Хоҷа аз иқтибоси ӯ ба ин оят мутааҷҷиб шуд ва бар ӯ раҳм оварда, кӯдаконро дур карду ӯро сер аз таом сохт ва ба илтифоти тамом бинавохт.

* * *

Девонае аз кӯдакон ва санги ҷафои эшон мегурехт. Ба дари хонаи мунъиме расид. Дар долони он хона гурехт ва дарро фурӯ баст. Ва кӯдакон сангҳо ба даст бар дари он хона мунтазири ӯ нишастанд. Хоҷа аз хона ба долон омад. Девонае дид сару пой бараҳна ва маҷрӯҳ гашта ва жандаи ӯ пора-пора шуда.

Бар ӯ раҳм оварду ғуломро гуфт, то як табақ ҳалвои асал ва равғани бодом бо ду қурс нон ва ҳарира низ барои ӯ оварданд.

Девона, ки он таоми лазиз ва нони латиф дид ва аз он ҳалво қадре бичашид, ин оят хонд, ки «Рӯзи қиёмат суре ва борае гирди мӯъминон кашанд, ки «лаҳу бобун» мар он сурро даре бошад, ки «Ботинуҳу фиҳи-р-раҳмату» дар даруни ӯ раҳмат бошад, зеро ки наздики ҷаннат аст ва даре бошад, ки «Мин қаблиҳи-л-азоб» дар беруни он мушрикони азоб аст, зеро ки наздики дӯзах аст.

Хоҷаро аз иқтибоси ӯ ба он оят ҳайрат омаду бар ӯ раҳм кард ва бифармуд, то атфолро аз он дар биронданд. Ва ӯро ҷомаву зар дод ва аз долон берун фиристод.

* * *

Девонае буд дар қабилаи бани Асад, машҳур ба Луғдон. Рӯзе бар батне аз бутуни Саълаба, ки эшонро бани Таймуллоҳ мегуфтанд, гузар кард. Бо ӯ таарруз карданд ва бар ӯ сангҳо заданд.

Гуфт:

– Эй бани Таймуллоҳ, ман дар олам аз шумо саидтар мардум надидаам.

Гуфтанд:

– Аз куҷо мегӯӣ?

Гуфт?

– Аз он ҷо, ки ман як девонаам дар бани Асад ва доим маро муқаййад медоранду занҷир бар дасту пои ман мениҳанд. Ва бо он ки шумо тамом девонаеду аз шеваи ақлу хирад бегона, ҳеҷ кас шуморо муқаййад насохта ва дар занҷир наяндохта.

## Фасли ҳафтум
## Дар латоифи мутафаррикаи девонагон

Дар «Риёзулқудс» овардааст, ки девонаеро диданд, ки медавид.

Гуфтанд:

– «Мин айна ило айна», яъне аз куҷо ба куҷо мегурезӣ?

Гуфт:

– Минаддунё илалохирати.

Гуфтанд:

– Ин роҳ бағоят дуру дароз аст.

Гуфт:

– Касеро ин роҳ дур аст, ки сокин аст дар дори ғурур ва муҳайё нашуда аз барои рӯзи нушур.

* * *

Девонаеро пурсиданд, ки парвардгори худро мешиносӣ?

Гуфт:

– Чӣ гуна нашиносам, ки касеро ки ҳамеша маро гуруснаву бараҳна медорад ва ақли маро ғорат карда ва атфоли шаҳрро бар ман мусаллат сохта ва маро дар балои абад андохта?!

* * *

Девонаеро гуфтанд, ки намоз намегузорӣ?

Гуфт:

– Заминро ин бас нест, ки доим пой бар ӯ мезанам, ки сар низ бар ӯ бизанам?

* * *

Девонаеро дар Басра диданд, ки хурморо бо дона мехӯрд.

Гуфтанд:

– Чаро чунин мекунӣ?

Гуфт:

– Хурмофурӯш ҳамчунин бар ман вазн карда.

* * *

Буҳлули Бағдодӣ вақте дар Басра буд, ӯро гуфтанд:

– Девонагони Басраро бишумор.

Гуфт:

– Он худ аз шумора берун аст. Аммо агар гӯянд, ки оқилонро бишумор, эшон маъдуде чанд беш нестанд.

* * *

Ду кас бо ҳам мегуфтанд, ки Оиша гуфтааст, ки агар ман шаби қадрро дарёбам, гӯям, ки: «Аллоҳумма иннани асъалукалофията».

Буҳлул гуфт:

– Нисфи дигар ин дуоро гузоштааст.

Гуфтанд:

– Он кадом аст?

Гуфт:

– «Ваззафару ало алҷамал», яъне он низ мехост, ки дар ҷанги «ҷамал» зафар ёбад.

* * *

Девонае бар дари масҷид бавл мекард. Ҳабашие ӯро манъ кард, ки ин хонаи Худост.

Гуфт:

– Ҷонибдорӣ кун, бисёр рӯсафедат карда!

* * *

Девонае дид, ки марде фарёд мезаду бетоқатӣ мекард.

Пурсиданд, ки чӣ ҳол дорӣ?

Гуфт:

– Маро каждум газида ва азим дардмандам.

Гуфт:

– Ман захми каждумро давои муҷарраб медонам, ки ҳеҷ кас намедонад.

Он мард гуфт:

– Аз барои Худо он даворо бигӯй.

Девона гуфт:

– «Миналмасои иласcабоҳ», яъне давои ту мунҳасир аст дар нола ва фарёд аз сари шаб то бомдод.

* * *

Девонае пӯстини божгуна пӯшида буд.

Гуфтанд:

– Чаро мӯйро боло кардаӣ?

Гуфт:

– Ба суннати илоҳӣ амал кардам, ки агар мӯй дар дарун беҳтар будӣ, ҳамаи ҳайвонотро мӯй ба дарун офаридӣ.

* * *

Райҳонаи Маҷнуна аз маҷзубот буд ва ҳамеша дар гӯристон иқомат кардӣ ва ҳаргиз ба иморат наёвардӣ. Аз ӯ суол карданд, ки ҳамаи умр дар гӯристон мебошӣ, ҷиҳати он чист?

Гуфт:

– Бар дари дарвозаи висол нишастаам ва интизори он мебарам, ки кай бошад, ки ин дар боз шавад.

Байт:

Мунтазир бошу чашм бар дар дор,
К-ӯ назарро дар интизор ниҳод.

# ШАРҲИ ЛУҒАТҲО

**А**

Абвоб – ҷамъи боб
Абно – ҷамъи ибн
Ағниё – ҷамъи ғанӣ
Адим – чарм
Аимма – ҷамъи имом
Ақбаҳ – бадтар, зишттар
Алалфавр – фавран, дарҳол, ба зудӣ
Амо – кӯрӣ, нобиноӣ
Анф, унф – бинӣ
Аном – мардум, халқ
Анфос – ҷамъи нафас
Арзал – разилтар, нокас, пастҳиммат
Асфо – баргузидатар, холистар, софтар
Атиббо – табибон
Атйаб – беҳтар, хуштар, некӯтар
Аҳвал – олус, каҷбин, олусчашм
Ашрор – ҷамъи шарир
Ашҳар – машҳуртар, ошкортар
Аъвар – олус, каҷ
Аъроб – ҷамъи араб

Б

Бадеъ – аҷиб, ғариб, камёб, бемисл
Байъат кардан – аҳд бастан
Бандуқа – гулӯла
Баъид – наздик
Башошат – хушӣ, шодӣ, хурсандӣ, кушодарӯӣ
Бахур – гандагии даҳон
Баҳил, биҳил – бахшидани ҷурм, афв кардани гуноҳ
Борид – хунук, хира, берӯ
Бухл – бахилӣ, хасисӣ, мумсикӣ

В

Валадуззино – ҳаромзода, ҳаромӣ
Ваҷд – бехудӣ аз хурсандӣ
Вофир – бисёр, фаровон
Вукало – ҷамъи вакил

Г

Гавд – чуқурӣ

Д

Дастор – аммома, салла

Думмал – пучак, думбал

Дурҷ – сандуқчае, ки дар он ҷавоҳирот ва зару зевар нигоҳ медоранд, ҳуққа

Дарҷ – матлаби навишташуда, нома

З

Зайғам – шери қавӣ

Залла – таом ва хӯроки барзиёд, ки меҳмонон аз тӯй ва ё зиёфат бо худ мебаранд

Зароиф – ҷамъи зарифа – чизҳои зебо ва латиф, тӯҳфаҳои гаронбаҳо

Заҷр – манъ, манъ кардан, боздоштан

Зилъ – қабурға, устухони паҳлӯ

Зотулҷанб – газаки пардаи шуш, варами пардаи шуш

Зотуррийа – варами шуш, газаки шуш

Зотуссадр – варами пардаи сина; ҷамъ шудани чирку мадда дар шуш

Зубда – саршир, қаймоқ

Зулфиқор – номи шамшери Алӣ, ки мувофиқи ривоят Пайғамбар ба ӯ бахшида будааст

Зурва – қуллаи кӯҳ, сари кӯҳ

И

Иғмоз – тӯҳмат кардан, бадзабонӣ, бадгӯӣ

Идмони хамр – пайваста шароб хӯрдан

Имтисол – итоат кардан

Инбисот – кушодашавӣ, паҳншавӣ

Истеҳбоб – дӯст доштан, меҳрубонӣ

Истеҳқоқ – лаёқату қобилият, шоистагӣ

Истимоъ – шунидан, гӯш додан

Истихфоф – сабук ё кам шумурдан чизеро

Иҷобат – қабул кардан, пазируфтан

К

Каззоб – дурӯғгӯй, дурӯғгӯи гузаро

Камоянбағӣ – чунон ки бояд

Кареҳулманзар – зиштсурат, зиштрӯй, бадқиёфа
Кареҳа – зишт, бадандом
Касиф – ғафс, қуюқ, ғализ
Кобин – пул, мулки манқул ва ғайри манқуле, ки дар вақти никоҳ домод пардохтани онро ба арӯс ба зиммаи худ мегирад ва дар сурати занро талоқ додани шавҳар ё мурдани шавҳар бояд ба зан дода шавад
Косид – бехарид, беривоҷ, беравнақ
Кибор – ҷамъи кабир, бузургон
Куният – лақаби эҳтиромии одамон

Қ

Қабеҳулваҷҳ – бадрӯ, безеб
Қавси қузаҳ – тиру камон, камони Рустам
Қазиб – шохи дарахт, навда

Л

Лано – барои мо, ба мо

М

Мавол**ӣ** – ҷамъи мавло – сарпараст; ғулом, хидматгор
Мадор – маркази гардиш
Мақз**ӣ** – анҷомёфта, бапоёнрасида
Мақсура – ҳуҷраи ибодат, чиллахона, ҳуҷраи паҳлӯи масҷид
Мамдӯҳ – одами мадҳшуда
Манфаз – ҷои нуфуз, ҷои даромадан
Марзия – писандида, мақбул
Маскук – сикказада
Маҳосин – ҷамъи ҳусн
Маҷро – ҷои ҷараёни об
Машоҳир – ҷамъи машҳур
Маъсият – кори номашрӯъ, гуноҳ, ҷурм
Метин – зоғнӯл, тешаи калони дунӯлаи сангтарош**ӣ**
Мофиззамир – он чи дар дилу хотир аст
Муаббир – таъбиркунанда
Мубосатот – сӯҳбати аҳлона
Мувосо – созиш ва мувофиқат бо ҳамдигар
Мудавван – тартиб, сабт ва дарҷёфта ба шакли дафтар ё китоб
Муддаӣ – даъвокунанда, даъвогар
Муддаиюнилайҳ – он ки бар вай даъво карда мешавад

Музаллаф – зулфдор, кокулдор
Музтариб – ошуфта, парешон, мушавваш, бетоқат
Мулозамат – ҳамроҳ будан, бо кассе пайваста ва вобаста будан
Мунфаил – хиҷолатманд
Мунъим – соҳиби неъмат, давлатманд, тавонгар
Муонақа – бағалгирӣ, оғӯшкунии ҳамдигар
Мустамеъон – истимоъкунандагон, шунавандагон
Мустафид – фоидабаранда, баҳраманд
Мутабаррик – дорои хайру баракат, муборак, фархунда
Мутадаййин – диндор, боимон
Мутафарриқ – пароканда, аз ҳам ҷудошаванда
Мутаҷовиз – таҷовузкунанда, аз ҳад ва меъёри худ бароянда
Муфорақат – ҷудоӣ аз ҳамдигар, фироқ
Мухannас – хунсо, нармода
Муҷаллад – ҷилд кардашуда
Муштамил – шомили чизе, фарогиранда

Н

Ниёбат – ваколат, ҷонишинӣ, ноибӣ
Накбат – бадбахтӣ, сахтӣ, машаққат, ранҷ
Нақиз – мухолиф, зид, муқобил
Ниқор – ихтилоф, мухолифат, душманӣ
Насақ – тарз, равиш; тартиб, қоида
Наххос – бандафурӯш, ғуломфурӯш, фурӯшандаи асирон
Наълайн – кафш
Носеҳ – панддиҳанда, насиҳатгар
Ноқа – шутури мода
Нудамо – чамъи надим – ҳамнишин, ҳамсӯҳбат

О

Ориз – пайдошаванда, воқеъшаванда

Р

Рафоҳият – осудагӣ, хушҳолӣ
Раъша – ларзиш, ҷунбиш дар дасту по ё умуман дар бадани инсон аз пирӣ
Раҳин – гарав мондашуда, гаравӣ
Рой – раъй
Роят – байрақ, алам, ливо

Роғиб – рағбаткунанда, моил, хоҳон, толиб
Роқим – нависанда, нигоранда, муншӣ

С

Самоъ – шунидан, гӯш кардан
Самот – ҷамъи самт
Сиоят – бадгӯӣ, суханчинӣ, тӯҳмат кардан
Сарҳ – номи кӯшки Фиръавн
Сила – ато, инъом, бахшиш
Симок – номи ду ситора дар поёни бурҷи Асад
Симоъ – шунидан; сурудан; шӯру ғавғои дарвешон
Сунан – ҷамъи суннат – суннатҳо
Сирка – моеъи хеле туруш
Соеъ – ҳасуд, бадхоҳ
Соиб – ҳадафрас, дуруст, саҳеҳ, рост
Сuниш – резаҳои филизӣ, ки дар вақти сӯҳон кардан мерезад, резгӣ, оҳансов
Суҳулат – осонӣ

Т

Табйин – баён кардан, ошкор сохтан чизеро ба касе
Тазаллум – шикоят аз зулм, додхоҳӣ, адлхоҳӣ
Такзиб – дурӯғи касеро фош кардан, ба дурӯғгӯӣ нисбат додан
Татаббӯъ – аз паи чизе рафтан, ҷустуҷӯ кардан,
Тафаҳҳус – тафтиш кардан, ҷустуҷӯ кардан
Таҳовун – хор шумурдан, ҳақир шумурдан; аҳамият надодан, саҳлангорӣ
Таъриз – бо киноя сухан гуфтан; эътироз кардан
Томеъ – тамаъкор, ҳарис, озманд

У

Узубат – ширинӣ, ширин будан
Улувв – олӣ, дараҷаи олӣ
Уммол – иҷрокунандагони фармони волӣ ё халифа
Унф/анф – дуруштӣ, дағалӣ, сахтгӯӣ, сахтгирӣ
Устура – олоте, ки ба он мӯй тарошанд
Устурлоб – асбобе, ки ба воситаи он дар расадхонаҳо гардиши ситораҳоро мушоҳида мекунанд ва меомӯзанд

Ф

Фарҷ – сӯрох, шикофи байни ду чиз; андоми ниҳонии зан

Фохир – фахркунанда, боифтихор; бошукӯх, мӯҳташам

Фоқа/фоқат – фақр, камбағалӣ, мӯҳтоҷӣ, нодорӣ

Фузул – касе, ки ба корҳои дигарон бесабаб мудохила мекунад; забондароз, сафсатагӯй

Х

Хабис – паст, палид, разил, бадкирдор

Хотим/хотам – поён, оқибат

Ҳ

Ҳабба/ҳаббат – донаи ғалла

Ҳамидахисол – хислати ҳамида

Ҳаммол – борбардор, боркаш

Ҳамоқат – аблаҳӣ, аҳмакӣ

Ҳасаб/ҳасб – қадр, андоза, миқдор; ба ҳасби – мувофиқи

Ҳасир – бӯрё

Ҳиддат – тезӣ, тезию тундӣ, шиддат; ғазаб, оташинӣ

Ҳитом – мол

Ҳуззоқ – ҷамъи ҳозиқ

Ҳуззор – ҷамъи ҳозир

Ҷ

Ҷадд – бобо

Ҷазм кардан – саъй кардан

Ҷория – канизак

Ш

Шамотат – шоду хурсанд шудан ба ғам ва ранҷи касе

Я

Ямин ва ясор – рост ва чап

## М У Н Д А Р И Ҷ А



### БОБИ АВВАЛ
### Дар баёни истеҳбоби мазоҳ ва зикри баъзе аз мутойиботи ҳазрати пайғамбар бо васии худ ва авлоду асҳоб



### БОБИ ДУВУМ
### Дар зикри баъзе аз нукоти шарифа ва ҳикоёти латифаи аиммаи маъсумин ва агарчи он на аз қабили мазоҳ ва таййибат аст ва аммо дар ғояти латофат ва узубат аст

## БОБИ СЕВУМ

**Дар зикри ҳикоёти латифаи мулук ва нукоти зарифаи салотин**



## БОБИ ЧАҲОРУМ

**Дар латоифи умаро ва муқаррабону вузаро ва арбоби девон**

## БОБИ ПАНҶУМ
### Дар латоифи адибон ва муншиён ва надимоу сипоҳиён ва далерон дар мунозираи подшоҳон



## БОБИ ШАШУМ
### Дар латоифи аъроб ва нукоти фусаҳову булағо ва зикри ҳикам ва амсоли эшон

## БОБИ ҲАФТУМ

### Дар латоиф ва мавоизи машоихи тариқат ва уламо ва қузот ва фуқаҳо ва асҳоби тазкир



## БОБИ ҲАШТУМ

### Дар латоифи ҳукамои мутақаддимин ва мутааххирин ва ҳикоёти аҷибаи муаббирин ва мунаҷҷимин

## БОБИ НӮҲУМ

**Дар латоифи шуаро, бадеҳа гуфтани эшон дар маҳалҳо ва зикри баъзе аз аҷоиби саноеи шеърӣ ва ғароиби бадоъеи фикрӣ**



## БОБИ ДАҲУМ

**Дар латоифи зарифон аз мардону занон**

## БОБИ ЁЗДАҲУМ

### Дар ҳикоёт ва латоифи бахилон ва пурхӯрону туфайлиён



## БОБИ ДУВОЗДАҲУМ

### Дар латоифи томеъону duздону гадоён ва кӯрону карон

## БОБИ СЕНЗДАҲУМ
**Дар латоифи кӯдакону ғуломон ва канизакони зираку тезфаҳм**



## БОБИ ЧАҲОРДАҲУМ
**Дар латоифу ҳикоёти аблаҳон ва каззобону муддаиёни нубувват ва девонагон**

**Фахриддин Алии Сафӣ**

**ЛАТОИФУТТАВОИФ**

Муҳаррири ороиш *Ромиш Шерал¯*
Муҳаррири саҳифабандӣ *Меҳр¯ Саидова*

Ба матбаа 11.07.2011 супурда шуд. Чопаш 15.07.2011 ба имзо расид. Ҷузъи чопӣ 21,0. Андозаи 60х84 1/16. Адади нашр 1000 нусха.

Муассисаи нашриявии «Адиб»-и
Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон.
734018. Душанбе, кӯчаи Н. Қаробоев 17а